*Туғрали Аҳрорӣ*

# НАВОЙИ КИБРИЁ

*Куллиёти ашъор*

Равшанфикр
Огоҳӣ Озодӣ Ободӣ
www.ravshanfikr.tj

ТУҒРАЛИ АҲРОРӢ

# НАВОЙИ КИБРИЁ

***Куллиёти ашъор***



Душанбе
«Адиб»
2014

ББК 84 Тоҷик 7-5
А-19

Таҳийя ва тавзеҳи
*Асрори Раҳмонфар ва Мирзо Шукурзода*

Муҳаррир *Мубашшир Акбарзод*

А-19 **Туғрали Аҳрорӣ. Навойи кибриё.** *Куллиёти ашъор.* – Душанбе, «Адиб», 2014, 440 саҳ.

Куллиёти ашъоре, ки дар ихтиёри ҳаводорони шеъри ноби форсии тоҷикӣ гузошта мешавад, ба муносибати 150-умин солгарди зодрӯзи суханвари шаҳир ва шаҳиди тоҷик Нақибхон Туғрали Аҳрорӣ (1865-1919) фароҳам омада, садову навойи дилу хомаи кибриёманзилаташро ба гӯши ҳуши ҳамагон мерасонад.

ISBN 978-99947-2-459-8

# ШОИРЕ АЗ ТАБОРИ БЕДИЛ

Интиҳои асри XIX ва ибтидои асри XX, аз як тараф, охирин марҳалаи вуҷуди ҷомеаи фарсудаи феодалӣ, вопасин лаҳзаҳои хунмакии золимону қотилони зимомдор ва яке аз сангину пурпечутобтарин давраҳои ҳаёти иқтисодию сиёсӣ ва фарҳангию адабии мардуми Осиёи Миёна ба шумор равад, аз тарафи дигар, давраи табаддулоти азиме буд, ки аз ҷониби ғарб, аз нуристони Русияи инқилобӣ ба равзанаҳои «дувоздаҳ дарвозаи Бухоро» ва атрофу акнофи он насими ҷонофарини сохти наву ҳаёти нав бармевазид ва ба шарофати ин насими рӯҳафзой андар тани фасурдаи ранҷбари умедвори маҳаллӣ тобу тавони тозае бардамида, дар олами шуъуру тафаккури синфии аҳли заҳмат барои гардишҳои ояндаи иҷтимоиву инқилобӣ заминаи мусоиде фароҳам меомад. Ва он ҳама асорати синфие, ки бар сари заҳматкаши бечораи замон фурӯ меборид, дар саҳафоти адабиёти бадеии давраи мазкур, ки ойинаи рӯзгори иҷтимоист, нақши вофири худро гузошта, ба навиштаҷоти қаламкашони алоҳида ва ҷараёни умумии эҷоди бадеӣ ноҳамвориҳои назаррасеро ворид меовард. Аммо, бо ин ҳама, бурҷу бораи кохи адабиёти ин давра, монанди давраҳои гузаштаи таърихи фарҳангу адаби миллат, лаҳзае аз доираи диди саробонони дилсӯзаш берун намонда, ҳамора соҳиби посдорони бисёре будааст, ки шоир, нависанда, хаттот ва донишманди машҳури аҳд Муҳаммад Нақибхон Туғрали Аҳрорӣ дар сарҳалқаи он силсила қарор дорад.

Нақибхони Туғрал шабеҳи шохоби пурталотуме ба маҷрои умумии адабиёти охирҳои асри XIX ва аввалҳои асри XX дар пайваста, ҳунари волои сухангустарӣ ва хислатҳои ҳамидаи инсониаш диққати аҳли илму адаби замонаро ба зудӣ ҷониби худ кашидаанд. Ва ба андозае, ки воқифем, нахустин бор шоир ва хушнависи асри XIX тоҷик Мирсиддиқи Ҳашмат дар «Тазкират-уш-шуаро»-и худ, ки таълифаш охири солҳои 90-уми асри XIX анҷом

ёфтааст, аз хусуси аслу насабу тахаллуси адабӣ, таҳсили улум дар Бухоро ва хасойили шахсию қудрати шоирии Туғрал маълумоти муфассалтаре дода, ғазалеро аз ӯ намуна меорад ва дар он замон «дар қайди ҳаёт» буданашро гӯшзад мекунад. Аммо Ҳашмат дар боби оромгоҳи ҷадди худ Хоҷа Аҳрорро «пушти по зада», ба сабаби чунин «густохӣ» муддате «саропо васвосу молихулиёангез» шудани Туғрал ҳикояти хурофотомезеро мутазаккир гаштааст, ки афсонае беш набуда, асоси ахлоқию воқеӣ надорад ва дар ҳеҷ сарчашмаи дигаре дида намешавад.

Баъди чанде шоир ва фозили дигари асрҳои XIX-XX тоҷик Абдуллоҳхоҷаи Абдӣ дар «Тазкират-уш-шуаро»-и худ, ки соли 1904 дар Бухоро анҷоми танзим пазируфтааст, Туғралро ҳамчун шоири соҳибмақому шинохтае ҷову баҳо дода, ӯро «матмаҳи партави маъонии рангин ва машриқи Хуршеди мазомини қудсойин» номидааст. Ҳамчунин, дар ин тазкира шогирди Шамсиддини Шоҳин будану «ашъори обдору манзумоти волоъиёр дар ҳар равия бисёр» гуфтани Туғрал ва се ғазали тозаи ӯ нахустин бор дар маърази назарҳо қарор дода шудааст.

Ҳоҷӣ Неъматуллоҳи Муҳтарам, шоир ва тазкиранигори ҳамаҳди Абдуллоҳхоҷаи Абдӣ, низ дар асараш «Тазкират-уш-шуаро», ки охирин санаи таҳрираш ба солҳои 1908-1909 рост меояд, аз Туғрал бо эҳтиром забон кушуда, ӯро бо муҳаббату самимияте «булбули достонсарои риёзи Самарқанд ва тӯтии шакархои нахлистони наҷобатпайванд, сухантирози бӯстони хушгуфторӣ ва нуктапардози чаманистони маънинигорӣ» донистааст. Муҳтарам аввалин тазкиранигорест, ки ба «саводи иборот» ва «фурӯғи маъонӣ», яъне пайванди қавии шаклу мазмуни навиштаҳои Туғрал диққат гуморида, наққодонаву даррокона фармуда, ки «дар боби суханронӣ табъаш бисёр баланд ва хаёлаш аршпайванд аст». Илова бар ин, тазкираи Муҳтарам як рубоӣ, чаҳор ғазал ва ду мухаммаси Туғралро дарҷ сохтааст, ки ғайр аз як ғазали дар «Маҷмӯъаи Салимӣ» омада,

ҳамагӣ наванду дар манобеи пешина ба чашм намерасанд. Барҳақ, мусаннифи «Маҷмӯъаи Салимӣ» – Мирзосалим валади Мирзораҳими мутахаллис ба «Салимӣ», ки таснифаш замимае ба тазкираи «Туҳфат-ул-аҳбоб фӣ тазкират ил-асҳоб»-и адиб ва тазкиранигори асри XIX Қорӣ Раҳматуллоҳи Возеҳ буда, соли 1914 мелодӣ бо тазкираи мазкура ва «Таърихи касира» дар Тошканд зери як муқавво ба табъ расидааст, ӯро дар радифи шуарои замон ба қайд оварда, як ғазали рангинашро пешкаши аҳли завқ намудааст.

Ба иллати суқуту инқирози амиқи ҷомеаи феодалӣ ва мусодамаву муҳорабаҳои шадиди синфию сиёсии ибтидои асри ҷорӣ, табиист, ки дар арсаи эҷоди бадеӣ, умуман, ва дар соҳаи омӯзиши рӯзгору осори гузаштагон, хусусан, сукути нисбие ворид омад, ки ҳаёту эҷоди Туғрал ҳам аз ин доира мустасно нест. Аммо ғалабаи Инқилоби Октябр ва таъсиси Ҷумҳурии Шӯравии Тоҷикистон чаҳорчӯби суқуту сукути ногузири иҷтимоиро шикаста, баробари ҷанбаҳои дигари ҳаёту иҷтимоиёт ва ҷодаи таҳқиқу интишори мероси классикӣ ҳам равшанӣ андохтанд. Ба ин маънӣ, дар силки тадқиқи осору афкори Туғрал низ иқдоми муайяне карда шуд, ки муҳаррики нахустини он асосгузори адабиёти советии тоҷик Устод Садриддин Айнӣ буд.

Устод Айнӣ дар «Намунаи адабиёти тоҷик», ки аввалин тазкираи давраи шӯравии халқамон буда, соли 1926 дар Маскав интишор ёфтааст, ба паҳнои ҳаёту навиштаҷоти Туғрал аз дидгоҳи дархури замону талаботу таълимоти навин назар андохта, чандин масъалаи марбутаро ба ҳал расондааст ва ё барои ҳаллу файсалашон пеш ниҳодааст. Аз ҷумла, лавҳаву манзараҳои рӯзгори Туғрал дар Самарқанду Бухоро ва охирҳои ҳол дар зодгоҳаш, мувосалати ӯ ба ҳукумати шӯрой ва ҳамкориаш бо асокири сурх, муносибати Туғрал ба Бедилу Шоҳин ва натиҷаҳои он, баъзе хусусиятҳои шахсию эҷодӣ ва таркиби девони Туғрал аз масоилеанд, ки маҳз дар асари мазкури Устод Айнӣ ҳукми санади хаттиро

пайдо кардаанд ва ба маърази таҳқиқу баррасиҳои баъдӣ вогузор шудаанд.

Дар бобати ба таври мукаммалу муфассалтаре шиносонидани Туғрал ба хонандаи муосири тоҷик ҳиссаи донишманди тоҷик Носирҷон Маъсумӣ (1915-1974) беназир аст. Ӯ соли 1961, ҳамроҳи адабиётшиноси номии тоҷик Муҳаммадҷон Шукуров (1926-2012) тавассути моҳномаи «Шарқи Сурх» (№ 12), намунаҳое аз ашъори Туғралро ба табъ расонд, ки аз бӯстони бехазони осори ҳунарвар нахустин гулдастаи мукаммалу муаттаре барои хонандаи тоҷик буд. Ба кӯшишу заҳмати ин олими шодравон баъдтар, соли 1964, қисмати асосии осори Туғрал зери унвони «Мунтахаботи ашъор» тавассути нашриёти «Ирфон» аз чоп берун омад. Бо вуҷуди бархе камбудҳо дар сарсухан ва чанде норасоӣ дар матни ашъор, нашри мазкур шомили се ҳадафи нишонрас аст: аввалан, ба василаи он бори аввал ашъори малеҳи Туғрал дар дастраси ташнагони шеъри тари шоири ҳассос қарор гирифт; дувум, дар дебочаи маҷмӯа, ки «Туғрал ва муҳити адабии ӯ» ном ва ба қалами Носирҷон Маъсумӣ тааллуқ дорад, ҷараёни рӯзгору мушаххасоти осор, фарозу нишеби афкору хусусиёти сабку усули эҷодкор ба таври муфассалу мудаллал рӯнамо шудаанд ва дебочаи мазкур алҳол ба ҳукми ягона рисолачаест дар боби рӯзгору осори Туғрал; савум, мураттиби мунтахаб ёддошти чанде аз ҳамзамону ҳамсуҳбатони шоирро зери унвони «Хотирот дар бораи Туғрал» ба китоб илҳоқ намудааст, ки ҷамъан дар роҳи таҳқиқу тадқиқи ҳамаҷонибаи ҳаёту фаъолияти эҷодии Туғрал ҳукми сарчашмаеро хоҳанд дошт. Аммо дар тадқиқоти илмии оянда, чунонки академик Абдулғанӣ Мирзоев дар вақташ дуруст таъкид карда буд, аз ин хотирот эҳтиёткорона, мӯшикофона ва дақиқназарона, ҳатто ба назари сахти танқиду қиёс, истифода бояд бурд, зеро дар матни хотираҳо хатоҳои ҷиддии мантиқию таърихию илмӣ роҳ ёфтаанд.

Соли 1973 нашриёти «Ирфон», ба муносибати 2500-солагии шаҳри бостонии Самарқанд, маҷмӯъаи «Сухан-

варони сайқали рӯйи замин»-ро аз чоп баровард, ки як навъ тазкираи мукаммалу муфассали шуарои самарқандии давру замонҳои гуногун аст. Мураттибони асар – адабиётшиносон Тӯрақул Зеҳнӣ ва Садрӣ Саъдиев ба хотири самарқандиаҷдод будани Туғрал номбурдаро ҳам ба ин муҷаллад ворид намуда, дар боби шарҳи ҳолу мероси адабияш гуфтори мавҷударо ҷамъбаст кардаанд ва як ғазали шоирро пешкаши хонанда намудаанд, ки он ҳам дар туғралшиносӣ қадаме ба пеш аст.

Минбаъд намунаҳои осори Туғрал дар маҷмӯъаву маҷаллаву рӯзномаҳои мухталифи тоҷикӣ ва дар ҷилди панҷуми тазкираи «Гулшани адаб» (Душанбе, 1978) интишор ёфта, дар мақолаҳои ҷудогонаи академик Абдулғанӣ Мирзоев, профессорон Аҳрор Мухторов, Расул Ҳодизода ва адабиётшиносон Бузург Олимов, Саидумар Султонов, Нақибхон Шарифов, дар қисмати обзории китобҳои дарсии таърихи адабиёти тоҷик ва мавориди зарурии чанде рисолаҳои тадқиқотӣ ба паҳлӯҳои мухталифи рӯзгору осори суханвар дахолат шудааст, ки ҳамагӣ барои омӯзиши ҳамаҷонибаи ин симои нуронии адабиёти бостонии тоҷик заминаи мусоиде фароҳам овардаанд.

Баъдан, соли 1986, мунтахаботи ашъори шоир таҳти унвони «Гиёҳи меҳр» (Душанбе, «Ирфон») дар дастраси умум қарор гирифт, ки муаллифони дебоча («Шамъи маҳфили шеър») ва мураттибони матну шарҳу тавзеҳоташ Абдулҳамид Пӯлодов ва Асрор Раҳмонов мебошанд.

Бояд афзуд, ки мунтахаби номбурда дар заминаи «Дафтари мусаввадаи ашъори Мирзо Нақибхони Туғрал» (маҳфуз дар китобхонаи хусусии шодравон Абдулҳамид Пӯлодӣ), тазкираҳои номбурда, китобҳои мунташира ва баёзу варақаҳои гуногуни хаттӣ мураттаб гардида, бо мададу мусоядату ибтикори бевоситаи фозилони муҳтарам Муҳаммад Осимӣ, Холмурод Шарифов ва Аълохон Афсаҳзод рӯйи чоп омадааст ва, табиист, ки ашъори бештари шоирро фароҳам оварда,

ҳусну қубҳаш аз ҷониби донишмандони соҳа баён гардидааст.

Ҳамчунин, соли 1990, дар заминаи мунтахаби номбурда гулчини дигари ашъори Туғрал бо номи «Корвони муҳаббат» (ба ҳуруфи форсӣ; Душанбе, «Ирфон») аз чоп баромад, ки мураттиб ва муаллифи пешгуфтори он Асрори Раҳмон аст.

Хушбахтона, баъди нашри мунтахаби мазкур ашъори ноби шоир ба дасти ҳамзабонони хориҷи кишварамон бавижа, Эрону Афғонистон, расида, шуҳрати офаридгорашонро ба дараҷаи кофӣ вусъат бахшиданд ва сабабгори он шуданд, ки донишмандони эронӣ Нақибхони Туғралро «шоире аз табори Бедил» бидонанду биноманд.

Ниҳоят, соли 2011 дар Душанбе (нашриёти «Пайванд»). бо мададу дастгирии Пажӯҳишгоҳи фарҳанги форсӣ-тоҷикии Сафорати Ҷумҳурии Исломии Эрон дар Ҷумҳурии Тоҷикистон, мунтахаби навбатии осори шоир таҳти унвони «Девони ашъори Туғрали Аҳрорӣ» ба зевори табъ ороста гардид, ки мураттиби матну муаллифи сарсуханаш Мирзо Шукурзода мебошад.

Мунтахаби номбурда шартан «Девони ашъор» номгузорӣ шуда бошад ҳам, ба тартиби дигаре маводи нашриёҳои пешини мероси шоирро фароҳам овардааст

Инак, дар асоси радду бадал ва муқоясаву муовазаи далелу бурҳони сарчашмаҳои болоӣ ҳамчунин, корбасти ишораҳои мухталифи худи Туғрал ва маълумоти дафтару девони меросии ӯ метавон изҳор дошт, ки исми шоир Нақибхон, куняташ Абӯмуҳаммад, номи падараш Бобохон ва нисбааш Аҳрорӣ буда, шоири ҳаммаҳфилаш Аҳмади Васлӣ дар қитъаи «хотиматуттабъ»-и девони Туғрал ӯро муфассалан «Мирзо Муҳаммадхон Нақиби Туғрал ибни Шоҳносирхон ибни Тӯрахон ибни Шоҳносирхон ибни Муҳаммад Содиқхоҷа ал-мулаққаб ба Афзалхон ибни Муҳаммад Солеҳхоҷа ибни Муҳаммад Сиддиқхоҷа Аҳрории Сиддиқӣ» номидааст, ки шаҷараи авлодии шоир буда, ҳафт пушти ӯро нишон медиҳад.

Нақибхон 26-уми моҳи марти соли 1865 дар хонадони марди давлатманди деҳаи Зосуни ҷамоаи Варзи Манори кенти Фалғар (ҳозира ноҳияи Айнӣ) Мирзо Бобохон ба ҷаҳон омадааст. Гузаштагони Туғрал аслан самарқандӣ буда, чанд пушт пештар аслофи хонадон аз дасти ҷавру зулми ҳокимони яғмогар ба дод омада, ҷониби Фалғар фирор кардаву дар ҳамин макони амн рахти иқомат густардаанд, ки худи Туғрал аз ин хусус ишорае дорад:

*Дар Самарқанди чу қанд акнун манам*
*Ифтихори зумраи Аҳрориён!*
*Мерасад аслам ба Аҳрори Валӣ,*
*Дудаи ман бошад аз ин дудмон!*

Авони кӯдакию наврасии Нақибхон дар зодгоҳаш ва дар зери саробонии бевоситаи падар ва, баъдҳо, бародаронаш Тӯрахон, Мансурхон, Ҳамзахон ва Акобирхон гузашта, хатту саводи ибтидоиро дар деҳа, аз устодони маҳаллӣ баровардааст. Аз ҷумла, яке аз устодони нахустинаш Қозӣ-Абдулҷаббор ном марди фозилу шоирпешаи урметанӣ будааст, ки аз болооб то поёноби Зарафшон ба ҳукми қозие адолатпаноҳу саховатпеша шуҳрат дошт.

Аслан, болооби Зарафшон дар тӯли қарнҳо барои адабиёти форсу тоҷик намояндагони зиёде додааст, ки Устод Рӯдакӣ, Абӯҳафси Суғдӣ, Музтариби Панҷакатӣ, Мустатеъи Панҷакатӣ, Маҳмуди Кӯҳӣ, Бобури Ишқӣ, Мелии Киштӯдӣ, Ҷумъабойи Хумулӣ, Аҳмади Аҳдӣ, Юсуф Вафо, Камолии Рашнагӣ, Фозили Пасрӯдӣ, Маҳҷури Фалғарӣ, Ҷамолии Рашнагӣ, Мулло Фозили Фозил, Мулло Фигорӣ, Масеҳои Тамҳид, Муллошоҳи Артучӣ ва Маҳзуни Зерободӣ, ки аксарашон соҳибдевонанд, аз зумраи онон буда, ному осори даҳҳои дигарашонро тӯфони ҳаводис аз аъмоқи таърих баршустааст. Ва агар аз қадимулайём ноҳияҳои Масчоҳу Фалғару Панҷакат ва Самарқанду Бухороро табиатан рӯду кӯҳи Зарафшон ба ҳам дарпайванданд, адибону

олимон иртиботи маънавии мобайнашонро барқарор доштаанд ва ба сабаби маркази фарҳанги миллӣ будани шаҳрҳои Самарқанду Бухоро ағлаби ҳунарварону донишмандони зодаи болооби Зарафшон муқимашон гашта, нисбаи самарқандию бухороиро ҳам ба худ гирифтаанд.

Аз ин ҷост, ки Нақибхон ҳам дар авони ҷавонӣ ба нийяти дарёфти камолоти бештари илмию адабӣ таҳти саробонии падари маърифатпарвараш ҷодаи Самарқанду Бухороро пеш гирифта, даставвал дар шаҳри бостонии Самарқанд мақоми иқомат мегузинад ва дар ҳуҷраи аз Мадрасаи Тиллокории Регистони Самарқанд ба қимати 11 ҳазор тангаи мирӣ харидаи падар, дақиқтараш, дар ҳуҷраи охирини самти шимолии мадраса, мезияду мехонаду меомӯзад ва дар давоми таҳсил ба зодгоҳаш рафтуомад мекунад.

Дар айёми таҳсили мадраса Нақибхон аз лаввоҳу наққоши моҳир ва муаррихи доно Абӯсаййид Махдуми Зарринқалам, аз Махдуми Гардан ва Домулло Бадахшӣ ва дигар устодони донишманд илму маърифат омӯхта, ба ҳалқаи зиёиёни онрӯзаи Самарқанд ворид мешавад ва дилгармона шеъру шоириро пеша мекунад. Дар ҷараёни шоирӣ аксари навиштаҷоташро таҳти тахаллуси «Туғрал» офарида, дар баъзе маворид «Нақиб» ва «Туғрали Аҳрорӣ» тахаллус кардааст.

Нақибхон баъди Мадрасаи Тиллокорӣ муддате дар Бухоро ҳам омӯзиши илму дониши ҷории замонаро идома медиҳад ва аз уламову удабои маъруфи онрӯзаи бухороӣ дарси илму адаб меомӯзад. Пас аз таҳсилу омӯзиши лозим ба зодгоҳаш баргашта, бар хилофи хоҳиши падараш ба Истами Аваз ном деҳқондухтари деҳаи Зиндакон ошиқ ва хонадор шуда, ҳамроҳи вай нуҳ сол умр ба сар мебарад. Аз ин никоҳ писаре ба дунё меояд, ки бадхоҳони Туғрал ӯро ба зудӣ нобуд ва модарашро тавассути заҳру дорувориҳо безурёт мекунанд. Дар хусуси таваллуду вафоти писараш худи Туғрал дар ҷое ишора кардааст:

*Борҳо дар дили ман буд таманнои писар,*
*Лутф созад ба мани хаста Худованд агар.*
*Омад охир зи карам нахли муродам ба самар,*
*Монд ҳасрат ба дилу кард аз ин дор сафар.*

Баъдҳо, ба сабаби бефарзандӣ, Нақибхон аз Истам ҷудо шуда, бо Муҳаррамаи Аслиддин ном духтари Томинӣ ақди никоҳ баста, соҳиби Муқаддара ном духтаре мешавад. Аз Муқаддара Муаттара ном духтаре ба ҷаҳон меояд, ки то ҳол (соли 2014) дар қайди ҳаёт буда, чароғи хонадону мазористони бобойи шаҳидашро равшану зинда медорад.

Бо вуҷуди рафтуойи доимӣ ва аёдати дӯстони дуру наздик, мададгорӣ ба камбағалону ниёзмандон ва тангию сахтиҳои рӯзгор, Туғрал ҳеч гоҳ ранҷу машаққати эҷоди бадеиро пушти сар накардааст ва далелҳо гувоҳи онанд, ки дар тӯли ҳаёти баъдӣ лаҳзае аз омӯзишу андӯзиш барканор наистода, соҳаҳои мухталифи илму дониши замонаро фаро гирифтааст ва муттасил аз пайи такмили фаҳмиши илмӣ ва ҳунари шоирӣ будааст. Барои мисол, дар мусаввадаи шоир дар тариқи донистани моҳи шамсӣ, усули ҷамъу зарбу тақсим, тарзи тайёр намудани ҳар гуна маъҷуни табобатӣ, усули табобати дарди дандон, зарари пурхорӣ, тарзи навиштани ҳар гуна санадҳои расмию шаръӣ, дар боби таваллуду вафот ва ҷулусу нузули ҳар гуна ашхоси таърихӣ қайду қитъаҳои таърих ва намунаҳои амалӣ сабту забтанд, ки ҳама шоҳиди гӯёи бохабарии амиқи Туғрал аз ҳисобу ҳандаса, тиббу табобат, фиқҳу абҷад ва таърихи гузаштагон мебошанд. Ҳамчунин, ӯ дар шатранҷбозӣ маҳорати тамоме дошта, соҳиби хатти зебову хонои настаълиқ ҳам будааст. Зиёда аз ин, илми деҳқонию ҳунари бинокорӣ, урфу одати халқу забони зинда, маишати мардуму рӯзгори шаҳру деҳотро ба хубӣ медониста, дар равияи эҷоди бадеъӣ дониши илмию китобию ҳаётиашро некӯ ба ҳам

дарпайваста тавонистааст ва ин ҳама ҷилову ғано дар забони фасеҳ, саноеъи бешумор ва ҳикмати санҷидаи шеъри Туғрал равшану возеҳ зуҳур кардааст. Ва соҳиби чунин заковати баланду илмию фазилати бемонанди инсонӣ ва маҳорати тавонманди адабӣ будани Туғралро ҳамзамононаш ҷиддан эътироф кардаанд, ки суханони зерини шоири ҳамдаври ӯ Абдулғании Ҷавдат далели чунин даъвостанд:

*Яктойи асри мо буд он шоири ягона,*
*Бишкуфта буд аз ӯ ҳар суҳбату маҷолис!*
*Дар пеши дониши ӯ донишварон мусаллам,*
*Равшан бувад ба фаҳмаш ҳар нуктаву аҳодис!*
*Дар назму насру ашъор яктои асри мо буд,*
*Қойил шуда ба илмаш ҳар олиму мударрис!*

Аз «назми каломи форс»-и Туғрал пайдост, ки ӯ захираву нозукиҳои забони деринасоли модарии худ – форсии дарии тоҷикиро ба дараҷаи воло медониставу эҳсос мекардааст. Дар сарфу наҳву луғати арабӣ низ устоди комил будааст, ки фиқраву ҷумлаву мақолу оёти арабии иқтибосӣ ва эҷоди қалами худаш гувоҳи онанд. Ва дар ин маврид бояд гуфт, ки Туғрал ҳамвора фарҳангҳои тафсирӣ, аз ҷумла, «Суроҳ»-у «Ҳамиз»-ро зери даст дошта, доройиҳои забони форсию арабиро дар муқояса меомӯхтааст. Дар дафтари мусаввадаи ӯ муродифоти форсию арабии калимаҳои асп, шер, май пайиҳам чида шудаанд, ки бори дигар аз паҳнои қаламрави забондонии Туғрал гувоҳӣ медиҳанд.

Шоири ҳассос ба мардуми русу забони онон иштиёқу дилбастагии хоссе доштааст. Аввалан, дар он рӯзҳо дар марказҳои тамаддуни Осиёи Миёна, монанди Самарқанду Бухоро, аҳён-аҳён намояндагони халқи рус ба назар мерасиданд, ки мардуми заҳматкаши маҳаллӣ, алалхусус, зиёиёну эҷодкорон, ба онҳо ғолибан ба чашми рафоқату имдодхоҳӣ менигаристанд ва дар симои онон, ҳамчун ҳамдиёрони инқилобу гардишҳои азими

иҷтимоӣ, ёру ёвар ва муттакову мададовари хешро медиданд, ки Туғрал ҳам аз ҷумлаи он имдодҷӯён буд. Сониян, дар муқаввои охири мусаввадаи шоир, ки коғазаш истеҳсоли Русия мебошад, аз номи шахси русе ва ё, ҳеч набошад, русидоне, ба хатту имлову забони онрӯзаи русӣ «Китоби Мирзо Нақибхон Туғрал дар Мадрасаи Тиллокорӣ, аз (имзо)» навишта шудааст ва гумони комил меравад, ки он мард аз рафиқони шоир буда, дафтарро барояш ҳадя кардааст. Солисан, дар бисёр мавридҳо санаи ҳиҷрии зери ашъорашро Туғрал бо дасти худ ба мелодӣ гардондаву ба алифбои русӣ нигоштааст, ки далели дигари вуқуфаш аз хатту забони русист. Ахиран, Туғрал дар мусаввада таърихи эҷоди яке аз рубоиёташро ба шавқу завқи тамом ва батафсил ҳикоя кардааст, ки он лаҳзаи таърих, дар навбати худ, мифтоҳест барои кушодани психологияи иҷтимоию ҷаҳонбинии шоир ва нақлаш дар ин асно бамаврид менамояд: «Қазоро рӯзе ҳангоми (намози – А. Р.) дигар ҷиҳати тафарруҷу зангзудойии саҷанҷали хотир дар кӯчаву бозори Самарқанди фирдавсмонанд мегаштам, ки ду-се аз рамзошоёни маъниофарин ва шуарои муосири ин ҳечмадонро (яъне, Туғралро – А. Р.) мулоқӣ гардиданд, ки байнуҳум аз ҳар гуна сухан мушоъира рафт. Муқорини ин ҳол аз ҷумлаи насорои русӣ зане, ки дар ҳар шикани зулфаш ҳазорон дил дар гарав мебурд ва дар ҳар лаҳҷае аз лаълаш ҳамчун Исо ҳазорон мурдаро зинда менамуд, сарвқадди сабоҳатхадде, ки аз баёзи гарданаш сафедоби шафақ мавсуф ба рӯсияҳӣ ва аз нахли болои хиромонаш дасти шамшод машҳур ба кӯтаҳӣ, аз пеши назар чун барқи хотиф бо аробаи бойтин (фойтун – А.Р.) бандагонро қарин бигзашт. Бандаро ин ҳаракот аз ӯ хууш омада, ба яке аз он ҷумла, ки мутахаллис ба Фикрии мавсум ба Мирзо Акрам буд, ишора намудам, ки дар хусуси ин русиязан, ки аз сармояи ишқаш ҷуз рӯсияҳӣ натиҷа ҳосил нест, чизе билбадеҳа фармояд. Мумоилайҳ эътироз пеш оварданд, ки «сухан Шуморост». Бинобар алайҳи, банда билбадеҳа ин мисраъро

арз намудам, ки мисраъи зерин аст, мисраъ:

«Дидам ба ароба ман зани русиро».

Азбаски сойири шуаро дар ин қофияи танг чизе нафузуданд, худи банда рубоӣ карда, тамом намудам, рубоӣ:

*Дидам ба ароба ман зани русиро,*
*Кардам ба қудуми ӯ заминбӯсиро.*
*Гуфт: «Аз ҳунару фазл чӣ дорӣ?» Гуфтам:*
*«Шогирд манам суханвари Тӯсиро!»*

Аз ин ҳикояту санадҳо равшан бармеояд, ки Туғрал донандаи забону урфу одоти қавму тойифаҳои гуногун, нуқли маҳфилу азизи маҷлисҳои адабӣ ва забардасти шуарои аҳд, соҳиби қудрати баланди суханофаринӣ ва устоди комили насри бадеъ, монанди Аҳмади Донишу Тошхоҷаи Асирӣ ва дигарон марди пешқадами замон ва адиби зиндадилу даҳримашраб, дур аз ҳар гуна дасисаҳои миллатгаройию хурофотпарастӣ буда, бархе офаридаҳояш сарчашмаи воқеъӣ ва асоси ҳаётӣ доштаанд.

Барҳақ, Нақибхони Туғрал шахсияте наҷибу хислатҳои ғариберо соҳиб буда, аз ин хусус дар миёни мардум монанди Ибни Синои сонӣ шуҳрат ёфтааст ва дар боби рафтору гуфтори аҷоибу ғароибаш ривоятҳои бешуморе паҳн гардидаанд. Аз ҳикояти мушоҳидону ҳамсуҳбатонаш бармеояд, ки Туғрал марди маърифатпарвару илмдӯст, олиҳиммату қаноатпеша, олуфтарафтору накӯкирдор, тундмизоҷу мулоҳизакор, ҳозирҷавобу қавихотира, шаккоку нотарс, фарохдасту назарбаланд, донишманду худписанд, хушсухану маҳфилоро, покизакору покизафитрат ва сарбаланду кушодабаён буда, қадди баланду камгӯшт, гунаи гандумию пешонаи васеъ, абрувони буроқу лабони нафис ва риши мошубиринҷи ҳамвору каму кӯтоҳе доштааст ва дар охирҳои умр ӯро бо саллаи мисқолии ҳаворанг, камзӯли махмали қаҳвагӣ, ду миёнбанди

болойиҳам ва айнаки сиёҳ дидаанд.

Бар замми ин ҳама, Туғрал марди хоксору фақирпарваре буда, заррае фахру ҳавои аҷдодӣ надоштааст ва ҳирси молу пул дар вай мушоҳида намешудааст. Дар давоми таҳсилу зиндагии мустақил аз мадади моддии бародаронаш ҳазар карда, бо ранҷу заҳмати шахси худ, бидуни ҳашмату дабдаба ва фақиронаву хоксорона рӯз мегузарондааст, ки ин ҳолатро худаш чунин ба таъкид мерасонад:

*Чунон сомони доман кардаам кунҷи қаноатро,*
*Ки андар дил намебошад таманнои зару симам!*

Ва ё:

*Хоксорӣ нест кам аз дастгоҳи эътибор,*
*Бӯриёи фақр ҳамчун тахти Ҷам дорем мо!*

Рафоқату ҳамсуҳбатиҳои ӯ дар мадрасаҳои Самарқанду Бухоро бо муллобачаҳои нодору камбағал ва омадурафти беохири мардуми фақиру бечора ба хонаи Туғрал дар Зосун гувоҳи равшани хайрхоҳию бечорапарварию авомдӯстии шоир мебошанд. Ҳамчунин, дар миёни мардуми камбағали Фалғару Панҷакат, Истаравшану Масчоҳ ва Самарқанду Бухоро ёру дӯстони зиёде дошта, ҳаммаҳфили як идда ҳунармандону зиёиён ва ҳамсуҳбати як даста суханварону ҳофизони пешқадами давр будааст. Аз ҷумла, шоир дар маснавии «Дар хусуси табъи девон»-аш Аҳмади Васлӣ, Масеҳои Тамҳид, Аҳмади Равнақ, Исҳоқбеки Ваҳҳоҷ, Қурбӣ, Ҳасратӣ, Гулханӣ, Лутфӣ, Муҳаммадқулии Тарҷумон, Ашрафи Туҷҷор, Абдулфайёзи Қаровулбегӣ ва дигаронро ном мебарад, ки нисбаташ ҳусни таваҷҷуҳу эҳтиром доштаанд ва дар чопи девонаш имдодҳо расондаанд.

Аз асноду хотироти мушоҳидон ва офаридаву ишораҳои мутаъаддидаи худи Туғрал бармеояд, ки ҳазордастони зосунӣ ба ду тан аз шуарои ҳамаҳду ҳамзабонаш ҳусни таваҷҷуҳи хосса ва робитаву эътиқоди

беандоза доштааст, ки яке Шамсиддини Шоҳин (1859-1894) ва дигаре Гулшании Бухорой (соли ваф. 1910) мебошад. Ва дар ин маврид бояд изҳор дошт, ки Туғрал аз авони таҳсили Мадрасаи Тиллокорӣ ба Шоҳин ҳусни таваҷҷӯҳ зоҳир намуда, ӯро пиру устоди маънавии худ шинохта будааст. Ҳамчунин, дар айёми таҳсили Самарқанд бо ашъори Шоҳин, ки дар миёни шуарои аҳд эътироф гардида буд, ва, махсусан, бо «Лайлию Маҷнун»-аш ошноии комиле пайдо карда, дар ҷавоби он ба таълифи «Лайлию Маҷнун»-и худ пардохтааст. Бар илова, Туғрал борҳо дар ҳошияи дафтару сарлавҳаву матни ашъораш аз ҳаққи устодӣ доштани Шоҳин бар худ сипосгузоронаву эхтиромдорона ёдоварӣ кардааст. Чунончи, дар мусаддасаш бар фарди Гулшанӣ, дар зери калимаи «Шоҳин»-и мисраъи «То шудам дур зи Шоҳини маъонӣ, Туғрал» ӯ «номи устодам» навиштааст, то муроди эҷодии худро равшантар бисозад. Ва ё дар охири ғазали «Хиҷолатмоям, вазъи парешонист бунёдам» (дар мусаввада) ба мисраъи дувуми байти мақтаъ чунин тавзеҳ афзудааст: «Яъне, Шоҳин устоди ман буд». Ва ё дар мусаввада зери сарлавҳаи «Аз устоди худ Шоҳин» чанд ғазал оварда, чандин дафъаи дигар ҳам Шоҳинро боифтихор мавло ва устоди худ номида, ниҳоят, дар маснавии «Лайлию Маҷнун»-и нотамомаш, ки дар татаббуъи достони ҳамноми Шоҳин офарида шудааст, боби алоҳидаеро ба ситоиши хираду маҳораташ тахсис дода, минҷумла, нигоштааст:

*Он к-ӯ ба камол шамси дин аст,*
*Бо хотами илм ӯ нигин аст!*
*Наштарзани дар раги маъонӣ,*
*Ғаввоси ями гуҳарфишонӣ,*
*Ганҷури дури ҳадиси рангин,*
*Дар авҷи ғазалсаройӣ шоҳин;*
*Тасхирнамойи ҳисни дониш,*
*Аврангқабойи мулки биниш;*
*Дар ганҷи яқин дури ягона,*

*Бо зулфи узори шеър шона...*
*Устоди ману муаллими даҳр,*
*Мақбули ҷаҳону шуҳраи шаҳр!*

Аз гуфтаву далелҳои боло ба хубӣ аён мегардад, ки Шоҳин дар ҷодаи илму адаб аз устодони беназири Туғрал будааст ва равобити эҷодию умумияту тафовути сабки нигориши эшон таҳқиқу таҳлили амиқу доманадореро тақозо дорад.

Агар дар миёни Шоҳину Туғрал пайванди устодию шогирдӣ барқарор бошад, дар байни ӯву Гулшанӣ муносибати дӯстию робитаи эҷодӣ ва мукотибаи доимӣ ҷараён доштааст. Барои исботи даъво метавон изҳор дошт, ки Туғрал дар ҷое «дар аввали нома ба Гулшанӣ таҳрир ёфт» гӯён рубоии зеринро гилаомез санад меорад:

*Муддате шуд, ки ёр нома накард,*
*Рақами анбариншамома накард.*
*Ё магар коғазу мидод надошт,*
*Ё маро лойиқи ба хома накард?!*

Ё «дар тарки ирсолномаи муддати шаҳрайн ба Гулшанӣ навишта будам»-гӯён ғазалеро сабт мекунад, ки ду байти аввалаш ин аст:

*Ёди айёме, ки ҳар дам бо манат пайғом буд,*
*Шаҳди мазмуни ҳадиси дилкашат дар ком буд!*
*Дам ба дам, соат ба соат аз навиди номаат*
*Тарфи гулзори хаёли ман баҳорайём буд!*

Ва ё дар мавриди дигаре «Охун Муҳаммад Содиқхоҷаи Гулшанӣ ба фақир навишта»-гӯён ғазалеро дарҷ месозад, ки матлаъаш ин аст:

*Омад баҳору сабза баромад, наёмадӣ,*
*Ҳангоми айшу бода даромад, наёмадӣ...*

Баъди матни ғазали мазкур «дар ҷавоби Охун Муҳаммад Содиқхоҷа Гулшании Бухорой навиштам»-гӯён ғазали худро марқум сохтааст, ки чунин абёте дорад:

*Он рӯзи ваъдаи ту саромад, наёмадӣ,*
*Нахли умед бо самар омад, наёмадӣ!*
*Дар интизори ваъдаат андар раҳи Бухор*
*Мадди нигаҳ зи дида бaромад, наёмадӣ!*
*Гуфтӣ, ки меравам ба Самарқанд назди ту,*
*Биллаҳ, маҳалли найшакар омад, наёмадӣ!*

Ҳамчунин, Туғрал дӯсташро дар ду қасидаи комиле беғаразонаву самимона ситоиш карда, шахсияти беолоишу маҳорати баланди шоириашро баҳои сазовор додааст ва дар ин замина ақидаҳои муфиди адабӣ-эстетикии худро ҳам баён доштааст. Боз, аз мусаввадаи Туғрал бармеояд, ки ӯ ба ду ғазали Гулшанӣ мухаммас ва ба фардаш мусаддас низ баста будааст. Ва аз ин ҳама чунин натиҷае ҳосил мешавад, ки Гулшанию Туғрал дӯстони ҷонӣ буда, ба манзили ҳамдигар рафтуомад ва дар мавориди даркорӣ мукотиба мекардаанд. Далели русидонию маорифпарварии Гулшаниро низ дар табаддулоти фикриву ҷаҳонбинии тозаи шоири рамузфаҳм бетаъсир набояд донист ва ин омил дар роҳи Инқилоби Октябру сохти навини иҷтимоиро ба зудӣ ва бидуни калавише истиқбол намудани бузургмарди зарафшонӣ мақоми муҳимме бояд дошта бошад.

Бино ба гуфтаи ҳолдонон ва шаҳодати Устод Айнӣ, Туғрал «дар охирҳои ҳол обу ҳавои тозаи Кӯҳистонро аз зиндагонии шаъшаъадори пурташвиши шаҳр тарҷеҳ карда», тамомӣ ба зодгоҳи худ бармегардад ва дар он ҷо ба деҳқонию чорводорӣ машғулӣ мегузинад, аммо рафтуомадро ба назди ёру дӯсту ҳаммаслакони самарқандию панҷакатияш ба куллӣ қатъ намесозад.

Баъди ғалабаи Инқилоби Кабири Сотсиалистии Октябр дар Русия ва қаламрави Генерал-губернатории

Туркистон шоири пухтаву ҷаҳондида ва мутараққию румузфаҳм бидуни калавишу дудилагӣ ба хидмати Ҳукумати Шӯроӣ медарояд ва тавассути қалами обдору синони озодкор алайҳи душманони сохти наву мухолифини ҳаёти нав муборизаи беамон мебарад. Дар шаҳру деҳоти Масчоҳу Фалғару Панҷакату Самарқанд гашта, мардумро ба тарафдориву ҳамкории ҳукумати ҷадид даъват мекунад. Аз ҷумла, борҳо дар Самарқанд маҳфил ороста, дар ҳузури мунавварфикрони он давра Иброҳим Саййидкамолзода, Шамсиддин Иброҳимзода, Баҳриддин Ҷалолхоҷаев, Қорӣ Адҳам, Қорӣ Бурҳон, Турсунбой Зокиров, Нуруллоҳ Файзуллоев, Абдулҳамид Пӯлодӣ ва бисёри дигарон аз хусуси бартарии сохти нави иҷтимоӣ суҳбатҳо карда, ба торумори душманони синфӣ ва дарки ҳарчӣ зудтари сохти шӯроӣ бармехонадашон, ки ҳамаи онҳо минбаъд дар роҳи барқарорсозии Ҳукумати Шӯравӣ дар Самарқанду атрофу акнофи он ва саросари водии Зарафшон хидматҳои бебаҳое кардаанд. Зиёда аз ин, дар он айём шоири равшанзамир бо зиёиёни русу тотору ӯзбак, ходимони давлати шӯроӣ ва кормандони идораҳои ҳукумати нави инқилобӣ равобиту ҳамкориро мустаҳкам намуда, дар роҳи таҷдиди иҷтимоӣ ҳамфикрию ҳаммаромии шахси хешро бармало ба зуҳур мерасонад. Барои мисол, ӯ дӯсти наздики корманди идораи нотариалии шӯравӣ, тарҷумони забонҳои русию тоҷикӣ Мирзо Муҳйиддин буда, нусхаеро аз девони худ бо соядасте барои ӯ бахшидааст: «Ин армуғон аз тарафи Мирзо Муҳаммадхон Нақиби Туғрал аст ба сӯйи бародари арҷманди ҷалилулиэътибори шафқатойин Мирзо Муҳйиддин валади рошиди Ҳусайн».

Бояд афзуд, ки Муҳйиддин Ҳусейнов аз намояндаи тоторони маҳаллӣ ва фарзанду тарбиятдидаи хонадони пешқадами замон (бародараш муаллими забони русӣ) буда, дар такомули ҷаҳонбинии фикрию инқилобӣ ва роҳи дурусти ҳаёти навинро баргузидани Туғрал нақши муҳим бозидааст.

Туғрал дар миёни муаллимону талабагони мактабҳои навташкили шӯройи низ суҳбатҳо карда, дилашонро ба сохти наву ояндаи дурахшони зиндагӣ гарм месохтааст. Аз ҷумла, соли 1919, аввалин бор дар деҳаи Похути ноҳияи Фалғар мактаби нав ташкил мешавад ва Туғрал ба муносибати соли нав – Иди Наврӯз ба он мактаб рафта, дар табрики мактабиён таронаҳои наврӯзӣ хондааст, ки рубоии зерин аз он ҷумла мебошад:

*Баҳ-баҳ, ки рабеъу Иди Наврӯз омад,*
*Наврӯз шуду ба халқ нав рӯз омад!*
*Тифлони дабистон ҳама гаштанд озод,*
*Озодии Наврӯз зи наврӯз омад!*

Шоир на танҳо субҳи ҳаёти навинро аз самими қалб истиқболу тараннум карда, ба эҷодиёташ ғояҳои нави инқилобӣ ва мазмунҳои тозаи замонавиро ворид меоварад, балки ҳастии худро дар роҳи ҳимояти дастовардаҳои инқилобу барқарории Ҳукумати Шӯроӣ гаравгон менихад.

Барҳақ, Туғрал аз рӯзҳои нахустини ғалабаи сохту сиёсати нав дар водии Зарафшон расман ба хидмати давлати советӣ ворид шудааст, ки дар ин бора ходими вақти ЧК Силченко Николай Алексеевич баъди сари Туғрал дар санаде маълумоти муҳимме сабт намуда, зимнан «Нақибхон... 3 сол қабл аз маргаш ба таълифи китобе дар бораи ҳаракати инқилобӣ ва босмачигарӣ шурӯъ карда буд» навиштааст. Ва, албатта, беҳуда нест, ки ӯро ҳамроҳи корманди милисаи навтаъсиси, шӯравӣ Ёр Авазов ба ҳайси ходими сиёсии Ҳукумати Шӯроӣ барои пахши балвои зидди ҳукумати ҷавони шӯравӣ барпокардаи рӯҳониён ва кулакону амалдорон, ки соли 1918 дар деҳаи Обурдани Масчоҳ хурӯҷ карда буд, мефиристанд ва Туғралу ҳамсилоҳонаш он ошӯбро хомӯшу балвогаронро таслим кунонда, дар насиҳати босмачиёни тахту ҷоҳпараст ва дар таҳсини инсони муборизи зидди «исобат» (мусибатзадагӣ; киноя аз

дунёи куҳна) мегӯяд:

*Не ҳубби муҳибби дилнишин мемонад,*
*Не тири адӯйи кинагин мемонад!*
*Инсон ба муқобили исобат?! Аҳсан!!*
*Дунё гузарон аст, ҳамин мемонад!*

Туғрал дар байни солҳои 1918-1919 ҳамроҳи аскарони сурхи шӯравӣ дар чандин задухӯрди хунини алайҳи босмачиёну аксулинқилобиюни болооби Зарафшон бевосита ширкат варзида, борҳо ситоди дастаҳои ихтиёрию аскаронро дар ҳавлии худ ҷой медиҳад ва ҳамроҳашон деҳоти Томин, Фатмев, Гузари Бод, Рарз ва Похутро аз чанги душманони синфӣ озод мекунад. Ва дар рафти яке аз чунин муҳорибаҳои шадид барои озодии деҳаи Вешаб аз тарафи душманону бадхоҳонаш ба туҳмати ноҳақи аксуламал гирифтор ва 28-уми июни соли 1919 дар мавзеъи Лангари деҳаи Сангистони ноҳия хунсардона ва худсарона ба қатл расонда мешавад. Ин ҳукми нангину ноодилонаро Шетинин ном сардори дастае, ки дар роҳи нобуд шудани аскарони сурх аз чанги босмачиён худаш гунаҳкору сабабгори асосӣ будааст, бидуни иҷозати расмии давлатӣ баровcovарда, худаш онро ба иҷро мерасонад. Ногуфта намонад, ки баъдҳо қонуни адолатгустару ҳукумати ҳақиқатпарвари шӯравӣ Шетининро барои чунин худсарию гунаҳкориҳояш одилона ба ҳабс маҳкум мекунад ва ӯ дар маҳбас хору залилона ҳалок мешавад.

Хабари нохуши марги нобаҳангоми ҳунарвари шаҳир аҳли деҳаву диёр ва шогирдону ҳаводорони сершуморашро ба риққату сӯг оварда, шоироне чун Хилъат, Файёз, Ҷавдат, Ҷомеъ ва дигарон ба сӯзу алам дар вафоти ӯ қитъаву марсияҳо сурудаанд. Аз ҷумла, Файёзи Хуҷандӣ дар қитъае санаи қатли Туғралро ба ҳисоби ҷумал чунин марқум доштааст, ки аз моддаи таърихи он («Ҳайфи Туғрал») соли 1337 ҳиҷрӣ (1919 мелодӣ) бармеояд:

*Дуболо шуд зи саҳбои шаҳодат*
*Ба базми ҷовидонӣ кайфи Туғрал.*
*Хирад фармуд бо Файёз: «Баргӯ*
*Ба таърихи вафоташ: «Ҳайфи Туғрал!»*

Адиби дигар, Хилъат, ин санаро ба ҳисоби ҳиҷрию мелодӣ (1337/1919) чунин ба назм овардааст:

*Ба соли қатли Туғрал, гуфт Хилъат,*
*Зи чап бинвис нуздаҳ, боз нуздаҳ.*
*Агар хоҳӣ, ки орӣ соли ҳиҷрӣ,*
*Биҳ аст аз рост ҳафту сею сездаҳ!*

Хушбахтона, ба василаи саъю кӯшиши бевоситаи ходимони оқилу одили ҳизбию давлатии Тоҷикистон – шоир ва нависанда Ҳабибулло Назаров ва марди адабпарвар Сиддиқ Зарифов, дар асоси шаҳодати болшевикони куҳансол А. Баротов, С. Холов, Б. Холиқбердиев, Б. Орифов, А. Пӯлодов, С. Ҷӯрабоев ва номаҳои сершумори мухлисону донандагони шоир, Президиуми Суди Олии РСС Тоҷикистон бо қарори махсусаш аз 30-юуми декабри соли 1960 қатли Нақибхон Туғрали Аҳрориро беасосу бемаврид ва дар хиёнаткорӣ айбдор шуданашро нодурусту бесанад шумурда, барои нашру таҳқиқи осори гаронбори сухангӯйи шакаргуфтор гузаргоҳи васеъ бикшод.

Аз Нақибхони Туғрал осори гуногунжанру гуногунмавзӯи адабӣ мерос мондааст. Намунаҳои осори шоир аввалин бор соли 1916 дар матбааи Когони Бухоро, бо саъю эҳтимоми дӯстону шогирдону ҳаводоронаш зери унвони «Девони Туғрали Аҳрорӣ» мунташир гардидаанд. Девони мазкур маҷмӯъаи мукаммалтарини эҷодиёти Туғрал буда, пайиҳам 303 ғазал (5634 мисраъ), 1 мустазод (32 мисраъ), 9 мухаммас (305 мисраъ), 3 мусаддас (132 мисраъ), 1 тарҷеъбанд (66 мисраъ), 8 қасида 570 мисраъ), «Фироқнома» (112

мисраъ), шеъре барои судурволии вилояти Кеш (10 мисраъ), «Соқинома» (136 мисраъ), «Тасдиқот» (196 мисраъ), ду қитъаи таърих (36 мираъ) ва маснавиеро дар хусуси табъи девонаш (106 мисраъ), яъне ҷамъулҷамъ 7335 мисраъ-3668 байт аз осори манзуми суханварро фароҳам овардааст. Бар замми навиштаҷоти Туғрал, дар охири маҷмӯъа қитъаҳои таърихи Исҳоқбеки Ваҳҳоҷ, Аҳмадҷони Васлӣ, Абдулхайрхоҷаи Хайрӣ, Абдулқайюми Қурбӣ, Қосими Бухорӣ, Масеҳои Тамҳид, Аҳмадҷони Равнақ, Саййиди Бухорӣ, Идрисхоҷаи Роҷӣ, Усмони Ҳасратӣ, Гулхании Самарқандӣ, Абдулғании Ҷавдат ва чанде дигар дар хусуси табъи девон, ҳамчунин, 3 қасидаи комили Ваҳҳоҷ ва қитъаи «хотиматуттабъ»-и Аҳмадҷони Васлӣ дар боби девону муаллифи он ҷой дода шудаанд.

Боиси фараҳмандист, ки як дафтари мусаввадаи ашъори Туғрал ҳам барҷой монда, имрӯзҳо дар китобхонаи хусусии марди адабпарвари самарқандӣ Абдулҳамид Пӯлодӣ (Самарқанд, кӯчаи Фролов, хонаи 127, утоқи 1) эҳтиёткорона нигаҳдорӣ мешавад. Ин дафтар ашъору асноду қайдҳои дигари дар миёни солҳои 1890-1919 навиштаи адиб, равшантараш, ашъори зиёди то ба ҳол номатбӯъу санадҳои номаълуми ҳаёту эҷоди Туғралро фаро гирифта, девону рӯзгорномаи ӯро комилтар метавонад кард. Аз ҷумла, дар мусаввада намунаҳои достони «Лайлию Маҷнун», чанд «Арза» (маснавиҳои хурди лирикӣ), чандин бадеҳаву ғазалу рубоию фарду муаммои шоир марқуманд, ки дар ҷое дигарашон намебинем ва бидуни нашру таҳқиқи онҳо симои асили эҷодии Туғрал норавшан мемонад. Қимати баланду мақоми беназири мусаввадаро дар бобати интишору баррасии осору рӯзгори шоир академик Абдулғанӣ Мирзоев соли 1965 дар мақолаи «Дафтари мусаввадаи ашъори Туғрал ва аҳамияти он» (рӯзномаи «Маориф ва маданият», аз 1-уми июли соли 1965) ҳамаҷониба нишон дода буд.

Баъдҳо бо ташаббуси шоир Маҳмуд Диёрӣ маҷмӯаи

мухтасари ашъори Туғрал иборат аз 8 варақ дастраси муҳаққиқон гардидааст, ки соли 1891 танзим ёфта, ҳамагӣ 437 мисраъро дар бар мегирад, аммо ба девону мусаввада чизе наметавонад афзуд. «Ашъори мунтахаб»-и мутазаккираи соли 1964 бо эҳтимоми Носирҷон Маъсумӣ аввалин бор ба ҳуруфи кирилӣ дар Душанбе (нашриёти «Ирфон») чопшудаи шоир ҳам дар асоси маводди девон ва нусхаи бозёфтаи М. Диёрӣ мураттаб шуда, доройиҳои мусаввадаро таҷассум намесозад. Ҳамчунин, дар як идда тазкираву баёзу радоифулашъори мухталифа ҳам намунаҳое аз чакидаҳои табъи саршори Туғралро дучор омадан мумкин аст, ки бозгӯии интишору иштиҳори васеъи каломи баландпарвози суханвари мумтозанд.

Осори боқимондаву дастраси Туғрал дар қолаби маснавӣ, касида, ғазал, мусаммат, рубоӣ ва фард эҷод шудаанд. Аз ҷумла, маснавии «Лайлию Маҷнун» иборат аз 219 байт буда, қисмати муқаддимавӣ, бобҳои «Гуфтор дар нопойдории олам ва бемадории чархи кулфаттавъам»,«Дар мадҳи устоду мавлои худ Шамсиддин Муҳаммади Шоҳин», «Дар сабаби таълифи ин ишқнома ва ҷамъияти ин аҷзо ва ёрмандии хомаи мушкиншамомома» ва «Оғози достони «Лайлию Маҷнун» ва ошиқ шудани эшон ба ҳам»-ро фаро мегирад. Ин асар аз охирин намунаҳои мактаби «Лайлию Маҷнун»-саройии адабиёти классикии тоҷик мебошад, ки дар пайравии маснавии «Лайливу Маҷнун»-и Шамсиддин Шоҳин (1858-1894), дар баҳри ҳазаҷи мусаддаси ахраби мақбузи маҳзуф ва мақдур, суруда шуда, бо байти зерин оғоз меёбад:

*Бунёди сухан кунам ба хома,*
*Машшота занам ба зулфи нома!*

Мутаассифона, маснавӣ ё нотамом мондааст ва ё давомаш аз байн рафтааст ва ҳамин абёти боқимонда ҳам дар ҷое ба табъ нарасидааст.

«Соқинома»-и Туғрал дар мавзӯъу мазмуни анъанавӣ ва дар ҷавоби «Соқинома»-и Бедил гуфта шудааст. Манзумаи «Наврӯзнома» дар асоси донишу таҷрибаву мушоҳидоти деҳқонии гузашта дар кадом сол чӣ гуна омадани обу ҳавову кишту ҳосилро дар либоси бадеъӣ пешниҳод мекунад. Ҳамчунин, Туғрал ба унвони «Арза» ду-се маснавии кӯчаке дорад, ки ба сабки номаи манзуме ба нишони ёр иншо гаштаанд ва дар онҳо ҳасби ҳолу шӯру шарару умеду армони дилдор ифшо ёфтааст.

Қисмати ағлаби қасидаҳои шоир асосан дар панду насиҳату мадҳи муқаррарӣ таълиф гардида, то андозае нийяту орзуҳои идеалӣ ва манзараҳои муҳити атрофу рӯзгори шахсии ӯро ҳам пеши назар меоранд.Қисмати дигари қасидаҳо ба тасвири симои аҳли шеъру адаб бахшида шуда, дар онҳо фикру андешаҳои пурсамари адабӣ-эстетикии Туғрал ифода ёфтаанд ки як навъ нававарии шоир дар олами қасидасаройист.

Шоир дар ин гуна қасоид амирону амалдорони замонро ба адлу инсоф, касби хираду маърифат, рифоҳи халқу мамлакат ва ҳимояи аҳли ҳунар бархонда, минҷумла, дар қасидае ҳокими даврро кушоду равшан дар тарбият накардани «аҳли камол» ва риоят накардани қавоиди шариат гунаҳкор медонад ва дар ин ҷода аз Алишери Навойӣ сабақ гирифтанашро тақозо менамояд:

*Он ки туйӣ соҳиби девони шаҳ,*
*Ҷуз ту дигар соҳиби девон куҷост?!*
*Аз пайи осоиши ислому дин*
*Ин ҳама тадбиру мусово куҷост?!*
*Бин, ки Алишери Навойӣ чӣ кард,*
*Булбули бисёр аз ӯ дар навост!*
*Буд дараш маҷмаъи арбоби фазл,*
*То ба кунун аз карамаш қиссаҳост...*
*Пас, зи чӣ рӯ менакунӣ тарбият,*
*Ай ки туро давлати бемунтаҳост!?*

Туғрал дар қасидасаройӣ суннатҳои адабиёти классикӣ, махсусан, анъанаҳои эҷодии Анварию Қоонию Хоҷуро давому ривоҷ дода, дар навбати худ, дар тани қасида рӯҳу даму нафаси айёмашро дамондааст.

Ғазал аз анвоъи шеърии мақбулу маҳбубтарини Туғрал буда, қисмати асосии лирикаи ӯро ташкил медиҳад ва шоир дар ин ҷода дастовардаҳои ғазалсароёни бузурги форсизабон Саъдӣ, Ҳофиз, Камол, Бедил, Нозим, Шоҳин ва дигаронро манбаъи ибрату мактаби назираву тазмин қарор дода, дар олами беканори ғазалсароӣ нақши худро гузоштааст.

Бояд иқрор кард, ки Туғрал дар тарзи ғазалгӯйӣ бештар ба сабку услуби халлоқулмаъонӣ Бедил иттико варзида, вазну қофияву қолабу образҳои шеърии ӯро бештар аз дигарон манбаъи эҷоду мабдаъи илҳом қарор додааст. Аммо, бо ин ҳама, ба таъбири Устод Айнӣ, «истеъдоди Туғрал бисёр комил ва хаёлаш мустаъидди болоравӣ буд» ва ғазалиёти берун аз асорату тақлиди Бедил офаридааш зиёдтару қобили таваҷҷуҳанд.

Аслан, Туғрал фаъолияти эҷодӣ (ғазалсароӣ)-ро бидуни таъсиру тақлиди бевоситаи Бедил оғоз намуда, ба ҷодаи мустақилу мустақими ҳунарварӣ қадам ниҳодааст. Аз ин ҷиҳат, андешаи зерини академик Абдулғанӣ Мирзоев асоси илмӣ дорад, ки дар аснои тавсифи дафтари мусаввадаи Туғрал иброз доштааст: «Бисёрии шеърҳои чопшудаи шоир дар услуби Бедил намебошад ва чунин маълум мешавад, ки Туғрал дар аввали марҳалаи шеърсаройии худ аз услуби Бедил – «сабки ҳиндӣ» дур воқеъ шуда, ба ин услуб баъдтар қадам гузоштааст».

Гузашта аз ин, дар охири чанд ғазал аз Бедил ном бурдану иқтибос овардану дар татаббуъи вай изҳори матлаб намудани Туғралро падидаи тақлидкории маҳзи шоир пиндоштан амре ғалат аст. Ин унсури эҷодиро як навъ приёми адабӣ ва хусусияти хоси усули фардии Туғрал бояд донист, зеро ӯ, зоҳиран, дар танзиму пайравии Бедил сухан гӯяд ҳам, фикри худу андешаи

худ, дарди худу дармони худ, омоли худу армони худ ва шахси худу инсони худро мустақилона баён месозад.

Туғрал дар ғазалҳои хеш тамоми мазмуну мавзӯъҳои анъанавии фалсафию ахлоқӣ ва ишқиву иҷтимоиро, аз ҷумлаи шикоят аз ҳаҷру васли ёру зулму ташвиши рӯзгор, сарзаниши «дунёи дун»-у эътирофи «қисмати азалӣ», арзиши олами фонию боқӣ, авомили умеду ноумедӣ, вайронии сохти замону бесомонии даврон, ғафлати мардуму худсарии сармоядорон, бехирадии зоҳиду нокасии соҳибмансаб, авомфиребии муллоҳои чаласаводу рӯҳониёни мутаассиб, сафои дӯстию сидқи бародарӣ, ҳусни табиату накҳати чаман, лутфи ҳақу бедоди фалак ва амсоли инҳоро ба риштаи таҳрир кашида, инсонҳоро барои ғанимат донистани зиндагиву баҳравар гаштан аз неъматҳои моддӣ, дӯст доштану ишқ варзидан, мард будану саховат кардан ҳам даъват менамояд.

Образҳои рамзии ишқномаҳои классикӣ хаёли ӯро банд карда, таъбирҳои вобастаи вожаи «ишқ» бо тамоми тобишҳои маънойӣ вирди забони шоири лирик гардидаанд; яъне, ишқ дар шеъри ӯ бо тамоми муқаддасоту муҳассанот ва образи лирикӣ дар кулли сифоту назокатҳояш ба ҷилва даромадааст.

Ба ҳар ҳол, дар симои Туғрал лирики зиндадилу нисбат ба ҳаёт некбин, марди аз неъматҳои моддӣ баҳравар ва ошиқи хушпаймонеро мебинем, ки гоҳе аз нокомии ишқу носозгории қисматаш малулу маҳзун аст. Ва қисми асосии ғазалиёту мусамматоту мустазодоти шоир ана ҳамин рӯҳияро фарогир буда, дар мизони қиёсӣ ҷиҳатҳои судманду пурарзиши онҳо аз ҷиҳатҳои сусту камаҳаммияташон афзалтару бештаранд.

Ашъори лирикии Туғрал моломоли санъатҳои дилнишини лафзиву маънавӣ, забону тарзи баёнашон содаву равон, мантиқашон қавӣ, қофияву радифашон солим буда, гоҳе дурдонаҳои лирикаи шифоҳии халқиро ба хотир меоранд. Табиист, ки қисмате аз онҳоро барӣ аз таъбироти мастуру мармуз, нуктапардозиҳои сарбаста

ва печутоби услуби бедилӣ донистан мумкин нест.

Андешаҳои ҳаҷвию мутоиботӣ ва музҳикаомези Туғрал, ки гоҳе ба дараҷаи ҳаҷви иҷтимоӣ расидаанд, дар қолаби ғазалу қитъаву рубоию байтҳо рехта шудаанд. Шоир дар ин қабил ашъор дурӯию каззобии қозиёни шаръӣ, рӯҳониёну амалдорон, монанди Мулло Масеҳи волостнойи Панҷакат, ваъдахилофию бефаросатӣ, бухтонэҷодию фитнаангезӣ, ҳарисию хасисӣ, қаллобию пастфитратии тойифаҳои гуногуни мардумро зери тозиёнаи танқиду тамасхур гирифтааст. Ҳамчунин, дар қитъаву рубоию фардҳои адиб мақоми шеъру моҳияти шоирӣ, таърихи ҷулусу нузул ва таваллуду вафоти ашхоси таърихӣ, ғаниматии фароғати имрӯзӣ, зиёни тамаъу суди қаноату тавозуъ, ҳусну ҷамолу васлу фироқи ёр, мавсими гулу Иди Наврӯз, қимати умру мақоми инсон ва дигар мавзӯъоти фалсафию ахлоқӣ ва ишқию гуманистӣ устодона ба дойираи таҳқиқи бадеӣ кашида шудаанд.

Мувофиқи шаҳодати шоҳидон, Туғрал охирҳои умраш дар пайравии «Гулистон»-и Саъдӣ таҳти унвони «Боғистон» асари манзуму мансури фалсафӣ-ахлоқиеро рӯйи коғаз оварда, ғайр аз боби охирин, ҳафт боби пешинашро ба итмом расонда будааст. Инчунин, дар мавзӯъи ҳаракати инқилобию истиқрори Ҳукумати Шӯравӣ дар саргаҳи Зарафшон ва оқибатҳои машъуми ҳаракати босмачигарӣ дар ин водӣ як-ду сол қабл аз вафоташ ба навиштани асари калонҳаҷме пардохта будааст, ки дар ин бора Н.А.Силченкои мазкур ва дигар ҳамзамонони шоир гувоҳӣ додаанд. Илова бар ин, дар он солҳои пурошӯби муборизаҳои синфӣ, баробари «Боғистон»-у асари номаълуми доир ба ҳаёти нав, аз миён рафтани ғазалиёти солҳои охири умри Туғралро гуфтаҳои зерини яке аз донандагони Туғрал – шоир Ҷомеъ собит мекунанд:

*Аз миён рафтаст «Боғистон»-и ӯ,*
*То ки Туғрал рӯй аз гетӣ нуҳуфт.*

Ва:

*Пас аз чопи девон-ш ҳаштод ғазал*
*Навиштаст, лекин бувад нопадид.*

Ҳам дар назму ҳам дар наср андеша рондани Туғралро шоири истаравшании нимаи аввали асри XX Муштарӣ, ки бо ӯ дӯстию рафтуойи доимӣ доштааст ва хонааш фурудгоҳу маҷлискадаи ҳазордастони зосунӣ будааст, баробари дигар муаммоҳои шарҳи ҳолаш, дар қитъаи таърихи ба фавти Туғрал бахшидааш чунин иброз медорад:

*Дар гулситони маънӣ мебуд ҳамчу булбул,*
*Аз андалеби килкаш мекард сафҳаҳо гул!*
*Номаш Нақибхону з-авлоди Хоҷа Аҳрор,*
*Ӯро лақаб ҳамебуд дар назму наср Туғрул!*

Бояд гуфт, ки Нақибхони Туғрал дар саросари осори боқимондааш ба муаммоҳои шеъру шоирӣ таваҷҷуҳи хоссе зоҳир намуда, ҳамеша мароми мақоми каломи бадеъ ва эҳтироми офаринандагони шеъри дариро бузургу пос доштааст. Чунончи, дар мавриде ҳамон қитъаи машҳури ба Фирдавсию Анварию Саъдӣ бахшидаро овардаву дар ибтидову интиҳояш андешаи шахсии хешро чун такмилу таҳрири он афзудааст, ки як навъ эътирози шоир алайҳи камбинию маҳдудсозии замини пурдарахти адабиёти бостонии халқ ва рамзи ифодаи меҳру муҳаббати Туғрал ба осмони пурситораи назми классикии форсу тоҷик аст:

*Ҷаҳони назмро султон чаҳоранд,*
*Ки ҳар як боғи донишро баҳоранд!*
*Авал – Фирдавсӣ, он к-аз хоки Тӯс аст,*
*Аз ӯ рӯйи сухан рӯйи арӯс аст!*
*Дувум – Саъдӣ, ки ӯ сар зад зи Шероз,*
*Расад шерозиёнро бар ҷаҳон ноз!*
*Севум – сарви риёзи Қум – Низомӣ,*

*К-аз ӯ мулки сухан бошад тамомӣ!*
*Чаҳорум – Анварӣ, к-ӯ сар баровард*
*Чу оби пок аз хоки Абевард!*
*Пас аз ин чор устоди ҳунарвар*
*Суханҳои ману ғайри ман овар...*
*«Дар шеър се тан паямбаронанд,*
*Қавлест, ки ҷумлагӣ бар онанд!*
*Гарчанд ки «ло набия баъдӣ»,*
*Фирдавсию Анварию Саъдӣ!*

Баъзе Низомиро хориҷ кардаанд, – идома медиҳад Туғрал, – аммо дар Ҳофизи Шерозӣ ва Мирзо Абдулқодири Бедил чӣ ҷойи мадҳ?! Онро, ки аён аст, баён ҳоҷат на!».

Туғрал, ҳамчунин, дар қасидаи махсусе, ки дар мусаввада «Қасидаи бузургон»-аш номидааст, аз Устод Рӯдакӣ то муосирони худ қариб ҳафтод тан шуарои гӯшаҳои мухталифаи қаламрави шеъри форсиро ба доираи баррасӣ кашида, ба мазмуну шаклу ғоя ва, ҳатто, сабку салиқаи эҷоди ҳар якашон баҳои сазовор (мусбат ва ё манфӣ) додааст, ки бештарашон ба нуқтаи назари адабиётшиносони кунунӣ хеле наздиканд. Аз ҷумла, дар хусуси чанд шоири гуногунманзилат, гӯё, фикри ҳақи умумро чунин менигорад:

*Гуфтаи Салмон ҳамаро дидаам,*
*Шоири хушлаҳҷаи ширинадост!*
*Унсурию Асҷадию Фаррухӣ,*
*Нағмаи ҳар се ҳама аз як садост...*
*Нағмасаро Булҳасани Рӯдакӣ,*
*Гунбади чарх аз суханаш пурсадост...*
*Монда зи Ваҳшӣ ду-се маснавӣ,*
*Сайди сухан улфати ваҳшӣ куҷост?!*
*Хотифӣ гуфтаст яке маснавӣ,*
*Маснавии ӯ ҳама афсонаҳост!*
*Шоҳӣ бурун гаштааст аз Сабзавор,*
*Боғи каломаш барӣ аз сабзаҳост...*

*Нозими бечора ба навъи сухан*
*Хӯшакаши хирмани маънинамост!*
*Лек ба як маснавӣ ду ҳафт сол*
*Шуғл намудан на зи фикри расост...*

Бар замми ин, дар саросари осори манзуми Туғрал ному шеъру асарҳои суханварони машҳури гузашта ва муосирашро метавон дучор омад, ки шумораи умумии онон қариб ба 100 мерасад ва дар байнашон аз Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Хайём, Ғазолӣ, Сино, Хусрав, Ҳофиз, Камол, Саъдӣ, Ҳилолӣ, Ҷомӣ, Бедил, Саййидо, Сойиб, Мушфиқӣ, Шоҳин гирифта то ба Хиҷлат, Вола, Навҳа, Ҷавҳарӣ, Маҷнун, Ҳарфӣ, Акрам, Садри Зиё, Лутфӣ ва даҳҳои дигарро мулоқӣ шудан имкон дорад. Ва ин манзара гувоҳ бар он аст, ки Туғрал дастовардаҳои адибони хурду бузурги гузаштаву замони худро амиқу ҳамаҷониба фаро гирифта, дар натиҷаи омӯзишу баҳрабардориҳои доманадори эҷодӣ ба дараҷаи баланди сухангустарӣ расидааст ва бонии қасри сухани аслофи адабияш гардидааст. Ва на танҳо худ «дар сухан тариқи пухтагонро» пеша кардааст, балки, ба рамзе, дигар аҳли қаламро ҳам ба ин роҳу равиш бархондааст:

*Дар сухан, Туғрал, тариқи пухтагонро пеша кун,*
*Меваат гар хом бошад, нест дар дандон лазиз!*

Бар ашъори Камол, Нозим, Шоҳин, Гулшанӣ, Қурбӣ, Қорӣ ва дигарон мухаммасу мусаддас бастани Туғрал ва риштаҳои мухталифи ихтилоту иртиботи эҷодиву шахсии шоир бо устодони мутақаддиму мутааххири сухан бурҳони дигари эътиқоду эҳтироми бемонанди ӯ нисбат ба адибону адабиёти оламгири халқамон аст.

Баръакс, бар ғазалиёти шоири борикбин мухаммас бастану дар пайгириаш шеър офаридани шоирони муосираш, аз ҷумлаи Гулшанӣ, Васлӣ, Акрам, Аҷзӣ, Навҳа, Сафирӣ, Баҳром, Холис, Самимо, Роҷӣ, Қумрӣ ва дигарон, дар сарчашмаҳо ихлосмандона зикр ёфтани

шарҳи ҳолаш аз тарафи тазкиранигорон ва дар хотироти ҳаммаслаку ҳаммаҳфилу ҳамдиёрон зинда мондани ёди хайраш гувоҳи дар байни ҷамоъа шуҳрату мақоми баланди инсониву шоирӣ доштани Туғраланд.

Хулоса, ашъори дилангезу рӯҳпарвари суханвари тамомиёр Туғрали Аҳрорӣ шарики ғаму шодии мардуми тоҷик гардида, мисли «Шаҳрошӯб»-е дар саросари Осиёи Миёна интишору эътибор ёфтаанд. Ҳанӯз дар замони зиндагии шоир овозхонони номӣ Ҳоҷӣ-Абдулазиз, Левихони Яҳудӣ, Ҳасани Ҷӯҷа, Қорӣ-Яъқуб, Камол-Ака, ки шахсияту эҷодиёташро ба хубӣ медонистанд, ғазалиёти намакини ӯро дар зери навою ғино замзама мекарданд. Оҳиста-оҳиста ғазалиёти беҳтарини Туғрал ба «Шашмақом» ворид гаштанд ва минбаъд ҳам мақомхонони машҳури тоҷик – Шоҳназар Соҳибов, Бобоқул Файзуллоев, Аҳмад Бобоқулов, Барно Исҳоқова, Боймуҳаммад Ниёзов, Ҷӯрабек Муродов ва дигарон бо майлу рағбати тамом онҳоро месуруданду месароянд. Оре,

*Ҷовид бодо ашъори Туғрал,*
*Чидаст гавҳар аз маъдани субҳ!*

***Асрори РАҲМОНФАР***
*Душанбе, 10.11. 2014*

# ҒАЗАЛИЁТ

## 1

Ғами ту, то нафас боқист, бо ман ҳар нафас бодо,
Ба ҷуз рӯи гулат дигар ба чашмам хору хас бодо!

Хаёлам дар шаби зулфат равад ногаҳ ба айёрӣ,
Ба шаҳристони ҳуснат наргиси мастат асас[1] бодо!

Чу фарзин муҳраи ишқи туро ҳар кас, ки каҷ бозад,
Агар шаҳрух бувад, сад фили ӯ зери фарас бодо!

Ба роҳи ишқ бандад сорбони шавқи ман маҳмил,
Қумоши нолаи дил ноқаи ӯро ҷарас бодо!

Фалак рӯзе мабодо созад аз банди ғам озодам,
Каманди ҳалқаи зулфи ту он дам додрас бодо!

Агар хуршед дар пешат занад лоф аз дами хубӣ,
Ба гӯши мурғи анқо ҳамчу овози магас бодо!

Зи боғи назм Туғрал ҷуз гули мадҳи ту гул чинад,
Ҷазои ӯ ба сад хорӣ чу булбул дар қафас бодо!

[1] Асас – посбон.

## 2

Ба ҷуз аз нотавониҳо агар бурдӣ ту роҳ он ҷо,
Садои кӯси навбат зан зи моҳӣ то ба моҳ он ҷо!

Агар раҳмат ҳавас дорӣ, умед аз ғайр кӯтаҳ кун,
Ки ғайр аз лутфи ӯ набвад дигар пушту паноҳ он ҷо!

Дар ин ҷо кори худ кун, дастгоҳи бандагӣ дорӣ,
Ки аз дастат намеояд дигар ин дастгоҳ он ҷо!

Шафеъе нест ҳаргиз бо ту ғайр аз шабнами хиҷлат,
Ба ҷуз ҷӯши арақ дигар набошад узрхоҳ он ҷо!

Шарар дар миҷмари дил з-оташи шавқи муҳаббат зан,
Ки сӯзад хирмани сад ҷурмро як барқи оҳ он ҷо!

Ба ғайр аз лутфи Ҳақ дигар набошад дастгири ту,
Агар сад бор сӯйи дигаре орӣ нигоҳ он ҷо!

Махур ҷоми фиреби базми ҳасратхонаи олам,
Ки яксон аст дар маснад гадову подшоҳ он ҷо!

Намепурсад ба ҷуз бори гунаҳ кас аз раҳовардат,
Набошад армуғоне беҳтар аз рӯйи сиёҳ он ҷо!

Дар ин бозори ибрат арза деҳ сомони исёнат,
Ки ҷӯшад муштарӣ андар сари бори гуноҳ он ҷо!

Барои ҳосили имкон ғурури мову ман то кай?!
Агар бишкастӣ нафси худ, шикан тарфи кулоҳ он ҷо!

Чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, ҳазрати баҳри суҳан Бедил:
«Ба авҷи кибриё, к-аз паҳлуйи аҷз аст роҳ он ҷо…»

## 3

Зи ораз бурқаъ афкандӣ, кушудӣ рӯи зеборо,
Зи барқи рух задӣ оташ бисоти хирмани моро.

Сафед аз интизори мақдамат шуд чашми уммедам,
Хушо рӯзе, ки ҳамчун нур бар чашмам ниҳӣ поро.

Шудам чун лола аз доғи фироқат борҳо ахгар,
Ниҳодӣ бар дилам бори дигар доғи сувайдоро[1].

Нагардад монеи ҷавлони ошиқ зеру бам ҳаргиз,
Ки фарқе нест андар сози Маҷнун кӯҳу саҳроро.

Ба ҳар маҳфил, ки он шӯхи парирӯ дар сухан ояд,
Барад эъҷози лаълаш қадри анфоси Масеҳоро.

Хаёли туррааш дар гардани ошиқ бувад доме,
Раҳоӣ нест мумкин аз каманди зулфи ӯ моро.

Ба рӯи шоҳиди гул ғоза аз машшотаи қудрат,
Ба ибрат чашм бикшо, гар ҳавас дорӣ тамошоро.

Нишони ҳастии мо маҳзи имкон аст дар олам,
Ҳавас дорӣ, зи мо мекун суроғи номи анқоро.

Илоҳӣ, такягоҳе нест моро ҷуз хумори май,
Асои мо-заифон кун хаёли қадди миноро.

Намудам он қадар тамҳиди сомони сухан, Туғрал,
Ба гӯши шоҳиди маънӣ кунам иқди Сурайёро.

---

[1] Сувайдо – донаи сиёҳ, нуқтаи сиёҳе, ки гӯё дар маркази дил бошад.

## 4

Ҳузури хеш хоҳӣ, ҷабри моро,
Ту мағрурӣ ба ҳусн, эй бемудоро!

Ба сихи нози мижгонат кашидӣ
Дили дилдодагони мубталоро!

Саросар қатли аҳли ишқ кардӣ,
Намо лутфе ба маҳзунон, Худоро!

Бинолам гар зи ҳаҷрат, нарм гардад
Дили сахти ҳазорон санги хоро.

Чаро бо мо насозӣ як такаллум?
Ба меъроҷаш расонидӣ ҷафоро!

Агарчанде наёӣ ҷониби ман,
Вале аз дур месозам дуоро.

Насиме гар сабо орад зи кӯят,
Бад-ӯ ирсол дорам муддаоро.

Зи ҳаҷрат Туғрали зори балокаш
Бимирад, чист фармони ту, ёро?

## 5

Агар ба гӯшаи чашме назар кунӣ моро,
Ба як нигоҳ кунӣ сайди хеш дилҳоро.

Ҳазор обиду зоҳид ҳамешавад майнӯш
Ба маҳфиле, ки ту гирӣ ба даст саҳборо.

Ба тавқи бандагӣ гардан ниҳад чу қумрӣ сарв,
Бибинад ар ба чаман ин қади дилороро.

Кашида мардуми чашмат барои қатлам тир,
Куҷо раҳам, ки занад новаки ту анқоро!

Машоми ҷону дил аз накҳати ту тар гардад,
Агар ба бод диҳӣ зулфи анбаросоро.

Санои пири харобот боядам гуфтан,
Ки дод бар мани махмур пои хум ҷоро.

Биёр, соқӣ, қадаҳро, чӣ ҷои эҳмол аст?
Ба раҳни[1] бода диҳам хирқаи мусаллоро[2].

Шаҳиди ханҷари мижгони ӯ шудам, Туғрал,
Бикаш зи турбати ман, гар гузар кунӣ, поро!

---

[1] Раҳн – гарав.
[2] Мусалло – саҷҷода, ҷойнамоз.

### ◈ 6 ◈

Моҳи ман ҳар гаҳ кушояд турраи лаблобро[1],
Мебарад аз ҷаъди марзангӯш обутобро.

Афканад аз рутба, аз рух афканад ҷилбобро[2],
Дурди анвори ҷамолаш софии маҳтобро.

Мусҳафи рӯяш, ки бошад аз хати райҳони сунъ[3],
Котиби қудрат куҷо монад ғалат эъробро?[4]

Дар ғамаш килки дабири қалби ман хат мезанад
Аз тапидан изтироби нусхаи симобро!

Медавонад з-ашки хунин ҳар замон рӯди дилам
Беибо бар рӯи ман ин тифли беодобро!

Дар чаман аз тарзи рафтораш чӣ мепурсӣ зи ман,
К-аз хиромаш пой дар занҷир бошад обро!

Фарқи бисёр аст байни мову зоҳид дар суҷуд,
Кай баробар мекунам бо абруяш меҳробро?!

Кӯҳкан, мекан ба нохун кӯҳи танро аз ғамаш,
Нағмаи дигар бувад оҳанги ин мизробро!

Аз ҳуҷуми ашки худ ҳар лаҳза метарсам, к-аз он
Хоки ин саҳро ба санг орад сари селобро!

Рӯзу шаб, Туғрал, навиди интизори мақдамаш
Мебарад аз чашми ҳайронам чу махмал хобро.

---

[1] Лаблоб – гиёҳе шабеҳи нилуфар.
[2] Ҷилбоб – чодар.
[3] Сунъ – сохтан, офаридан, эҳсон.
[4] Эъроб – ҳаракоти ҳарф ё калимот.

## 7

Нузҳати кӯят барад равнақи гулзорро,
Шуҳраи ҳуснат дарад пардаи асрорро.

Захми фироқи туро ҳеч ба ғайр аз аҷал,
Чора набошад дигар бандаи ночорро.

Бинад агар барҳаман[1] турраи шабранги ту,
Аз хами зулфат кунад ҳалқаи зуннорро.

Нағмаи шавқат канад пардаи мизроби ғам
Аз баму зери ҷунун зеру бами торро.

Маснади кӯи турост рутбаи авранги Ҷам,
Кард қазо қисматам сояи деворро.

Мурданам аз рашк беҳ, боди сабо гар кунад
Маҳрами хоки дарат дидаи ағёрро.

Бод туро офарин, Туғрали рангинсухан,
Булбули гӯё туӣ гулшани ашъорро!

---

[1] Барҳаман (бараҳман) – пешво ё пайрави мазҳаби бараҳманӣ.

## 8

Шӯхи ман ҳар гаҳ кушояд турраи чун қирро,
Мекунад шерозаи домони гул занҷирро.

Карда устоди азал шарҳи гулистони рухаш
Аз ғубори хатти райҳон шеваи таҳрирро.

Ман шаҳиди теғи абрӯям, барои қатли ман
Аз шикасти моҳи нав кун қабзаи шамшерро.

Монӣ, аз суратгарӣ бигзар, ки натвон ёфтан
Дар татаббуъхонаи Чин нақши ин тасвирро!

Аз қазо ман бо ҷафову ҷавру зулмаш розиям,
Баски тағйире набошад хомаи тақдирро.

Бар дилам аз захми пайконаш асар пайдо нашуд,
Аз пари анқо бувад боли расо ин тирро.

Ҳеч дидастӣ, ки андар мазраъободи ҷаҳон
Мурғи маънӣ ром гардад донаи анҷирро?!

Мезанад чашмаш камони фитна, гар орад ба зеҳ
Бо пари як новаки бедод сад нахчирро.

Беш аз ин улфатпарасти ваҳми ҳайронӣ мабош,
То ба кай дар хоби махмал қуръаи таъбирро?

Бигзар аз савдои авҳоми хаёли симу зар,
То куҷо хоҳӣ кашидан миннати иксирро[1]?

Дар балои ҳаҷри ӯ, Туғрал, таҳаммул пеша кун,
Раҳм набвад ҳеч хӯи он ҷафотахмирро!

---

[1] Иксир – кимиё ё ҷавҳаре, ки моҳияти ашёро тағйир диҳад.

## 9

Дорам ҳавои ишқи ту умрест бар саро*,
Баҳри Худо, зи роҳи вафо ҳеч нагзаро!

Дар мулки ишқ маснади шоҳӣ гузидаам,
То кардаам зи нақши кафи пот афсаро!

Ҳар муддаӣ ба даъвии ишқат на содиқ аст,
Дорам зи ранги зард баҳри ту маҳзаро!

Мурғи дилам ба сӯи ту парвоз мекунад,
Бошад расо ба шавқи висоли ту шаҳпаро!

Оҳам намекунад ба дили сахти ӯ асар,
Ӯрост дил магар аз санги мармаро?!

Дӣ бо қади баланд гузар кард сӯи боғ,
Афтод сарву тӯбию шамшоду ар-аро!

Туғрал, ба касби накҳати гесӯи ӯ магар
Шӯрест байни боди сабо, байни сарсаро?!

* Шоир бо истифода аз овози «о» наҳваи гӯиши маҳаллии тоҷикиро басо зебо ба кор гирифтааст, ки ин тарзи адои сухан ҳанӯз ҳам дар баъзе аз деҳоти саргаҳи Зарафшон мавриди истифода аст.

## ∽ 10 ∼

Агар ин аст тундӣ тавсани ҷавлоншитобашро,
Ғубори хок шав, то ворасӣ бӯси рикобашро.

Зи тори риштаи андеша дӯзам ҷомаи нозаш,
Ҳадиси накҳати гул медарад тарфи ниқобашро.

Агар хонӣ хате аз мусҳафи рухсораи Лайлӣ,
Нисори равзаи Маҷнун намо нақди савобашро.

Дили ҳайратпарастамро набашад ҷуз тапиш суде,
Магар ором бахшад ҷилваи ӯ изтиробашро?!

Ба лаб з-он хатти мавзунаш ниҳодам муҳри хомӯшӣ,
Қалам аз мӯи чинӣ метавон кардан китобашро!

Ба мизроби ғамаш касро набошад нохуни дахле,
Магар аз нолаи булбул кунад тори рубобашро?

Ба таҳрири саводи нусхаи ошуфтаи зулфаш
Зи мавҷи май рақам бояд шикасти печутобашро!

Агар дорӣ хаёли хоки пои тавсанаш будан,
Намо вирди забон «ё лайтанӣ кунту туроб[1]»-ашро!

Хуш омад дар мазоқам, Туғрал, ин як мисраи Бедил:
«Бар ин сарчашма раҳме кун, ки мавҷе нест обашро!»

[1] Ишора ба ояи 40-ми сураи Набо.

## 11

Агар ин аст акнун қадри рифъат[1] ошёнашро,
Зи чарх ояд ба шогирдӣ Масеҳо посбонашро.

Ба рӯи сафҳа ҳар дам аз найи килкам шакар резад,
Ба ҳангоми рақам гар дар қалам орам забонашро.

Ба мазмуни миёнаш гар камар бандам зи мӯ, лекин
Халал аз сояи мӯ мерасад мӯи миёнашро!

Нахандад ғунча дар гулшан, зи ҳасрат хуни дил гардад,
Агар дар боғ ногаҳ бишнавад васфи даҳонашро!

Бувад дарси хати ӯ бе ишороти лабаш мушкил,
Ки бошад тарҷумони дигаре мар тарҷумонашро!

Ҷаҳоне бисмили доғи ходанги ӯ бувад, лекин
Нишоне ҷуз дили ман кай бувад тири камонашро?

Набошад ҳеч мумкин булҳавасро заррае меҳраш,
Ки мебошад асар аз сояи анқо нишонашро.

Макун ҷуз оҳи булбул шуълаи шамъи далели худ,
Ки ғайр аз нола кай гирад дар ин раҳ кас инонашро?

Шавад дар боғ охир тавқи қумрӣ пойбанди ғам,
Гар озодӣ ҳамин бошад қади сарви равонашро!

Хушо, Туғрал, аз ин як мисраи Бедил, ки мегӯяд,
Ки «ё Раб, меҳрубон гардон дили номеҳрубонашро!»

[1] Рифъат – мартабаи олӣ, баландӣ.

## ~ 12 ~

Набошад илтифоте бо ман акнун теғи қотилро,
Ки созад нохудо дар мавҷи хунам матлаби дилро!

Ба ёди ҳасрати лаълаш ман аз худ меравам ҳар дам,
Ки мебандад ба дӯши нолаи ман бори маҳмилро.

Наям гар маҳрами васлаш, ба ҳаҷраш шукр месозам,
Ба ҷои шаҳд нӯшам дар ғамаш заҳри ҳалоҳилро.

Сари таслимро чун шамъ вақфи ханҷари ӯ кун,
Зи барқи оташи теғаш чароғ афрӯз бисмилро!

Ба як ойина арзи матлаби худ метавон кардан,
Ки ҷуз ҳайрат намебошад ду миръоти[1] муқобилро.

Барои эҳтиёҷ аз хиҷлати арзи ниёзи худ
Арақ аз ҷабҳа тӯфон мекунад ҳар лаҳза соилро.

Набошад зоҳидонро ҷуз ғурури ҷоҳ андар дил,
Зи машқи ҳақпарастӣ кас нафаҳмад қубҳи ботилро.

Агар хоҳӣ, ки раҳ ёбӣ ту дар сарманзили зулфаш,
Муқобил соз дар пешонаи худ кавкаби дилро!

Писанди хотираш ашъори Туғрал шуд, аҷаб набвад,
Писандад Мустафо маддоҳии Саҳбони Воилро[2].

---

[1] Миръот – оина.
[2] Саҳбони Воил – шоири номии араб дар рӯзгори паёмбари Худо (с).

## 13

Гар ба арз орад таманно ҳасрати нокомро,
Шӯхии матлаб шавад хамёза мавҷи ҷомро.

Шавқи бисмил дам ба дам аз беқарориҳои мо
Мекашад яксар дар оғӯши тапиш оромро.

Шуҳрати кони ақиқ аз ҳастии мо шуд адам,
К-аз нигини мо шунидан нест ҳаргиз номро.

Матлаби ноёбро шуд хонаи анқо ватан,
То куҷо ҷавлон намоӣ тавсани авҳомро?!

Дар дилам сози баму зери ҷунун яксон бувад,
Имтиёзе нест дар ойина аз дар бомро.

Ҳар замон азми ҳариму тавфи кӯяш мекунам,
Бастаам аз рафтани дил сӯи ӯ эҳромро.

Маҳрами розе намеёбам дар ин бозори даҳр,
Кист, аз мо то расонад сӯи ӯ пайғомро?

Имшаб он бадри мунир[1] аз хона берун шуд магар?
З-аввали шаб то саҳар бинӣ ту моҳи томро!

Чашм пӯш аз рӯи ӯ, бошад димоғатро халал,
Мерасад ҳар дам зиён аз рӯшанӣ сарсомро.[2]

Пухтагони меҳр бар гиранд аз нахли мурод,
Лаззате набвад ба дандон меваҳои хомро!

Эй гадо, акнун зи чини абруи дунон гузар,
То куҷо хоҳӣ кашидан миннату ибромро?[3]

Шабравони дил ба шаҳристони зулфаш мераванд,
Кай бувад фикри асас риндони дурдошомро?!

Аз тапиш, Туғрал, диламро изтиробе кам нашуд,
Дар қафас ором набвад сайди ваҳшатромро!

---

[1] Бадри мунир – моҳи комил.

[2] Сарсом – ҳолати ошуфтагӣ ва бехудии бемор.

[3] Ибром – пофишорӣ кардан.

## 14

Гар қазо бо ман нависад меҳнати айёмро,
Илтиёми захм созам панҷаи зирғомро[1].

Дар биёбоне, ки мурғи ваҳшати мо пар занад,
Хуни бисмил дона гардад ҳалқаҳои домро.

Аз тапиш дорад навиди бӯйи васли ӯ дилам,
Боли Ҷабрил аст гӯё шӯхии илҳомро.

Ҳеч нахле нест андар боғи имкон бесамар,
Шуҳрати Рустам намояд зинда рӯҳи Сомро.

Он қадар мастам, ки аз шавқаш надонам баъд аз ин
Сол аз маҳ, рӯз аз шаб, ҳафта аз айёмро.

Дар чаман монанди наргис пой то сар дида шав,
Гар тамошо мекунӣ он шӯхи гуландомро.

Ҳар киро бошад сулуки шеваи Маҷнун ҳасаб[2],
Ку тамизи он, ки созад фарқ субҳу шомро?

Сурати ӯро бибинад ҳар кӣ монанди Халил,
Бишканад дар роҳи сатват зумраи асномро.

Дар димоғат гар бувад аз хушкии савдо халал,
Аз хаёли чашми ӯ кун равғани бодомро.

Барнаёяд қатрае хун бе ризои Лайлияш,
Бар раги Маҷнун занӣ гар ништари ҳаҷҷомро.

Ҳар кӣ сармасти хаёли бодаи васлаш бувад,
Меканад мехи таноби хаймаи Хайёмро.

Дар ғами ӯ аз вуҷудам устухоне беш нест,
Кунд созад ҷисми ман сад ханҷари Баҳромро.

То шудӣ, Туғрал, ту андар арсаи базми вуҷуд,
Чун ту фарзанде нарӯяд модари айёмро.

---

[1] Зирғом – шери даранда.

[2] Ҳасаб – шумурдан, шумор.

## 15

Аз карам, ё Раб, муқими боғи ҷаннат кун маро,
Ташнаам, яксар ғариқи баҳри раҳмат кун маро.

Равнақи иқболи масрурӣ намехоҳад дилам,
Маҳви идборам[1], насиб аз кунҷи ғурбат кун маро.

З-абри эҳсонат ба комам чун садаф як қатра рез,
Шаҳсавори кишвари мулки фасоҳат кун маро.

Мондаам дар зулмати исён чу хаффош аз бадӣ,
Рӯшанои дида аз субҳи саодат кун маро.

Боз сӯи ганҷи маънӣ соз қуфли синаам,
Суфтани лафзи гуҳар з-андеша одат кун маро.

Туғрал, азбас муътариф бо аҷзи хиҷлат гаштаам,
Аз насими субҳи алтофат иноят кун маро.

---

[1] Идбор – бахтбаргаштагӣ.

## ~ 16 ~

Ҳар киро бошад назар турки қабопӯши маро,
Офарин гӯяд таҳаммул кардани ҳуши маро!

Аз хаёли қоматаш акнун асо мебоядам,
Бори сангини фироқаш карда хам дӯши маро.

Аз кадомин зумраам, ё Раб, ки дар базми вуҷуд
Ҷуз сари зону арӯсе нест оғӯши маро?!

Эй ки мехоҳӣ ба силки бандагони даргаҳаш,
Ҳалқае ғайр аз хами зулфаш макун гӯши маро!

Дар дилам набвад ба ҷуз нақши хаёли ишқи ӯ,
Аз ғамаш бошад нигоре лавҳи манқуши[1] маро!

Дӯстон, баҳри Худо, гӯед арзи ҳоли ман,
Ҳар куҷо бинед агар он шӯхи майнӯши маро!

Пеши арбоби сухан, Туғрал, набошад эътибор
Сафҳаи абёти номавзуни мағшуши маро!

[1] Манқуш – наққошишуда, нақшин.

## 17

Баски шаҳди муддао ҳосил нашуд коми маро,
Кардаанд аз санги навмедӣ магар ҷоми маро?

Ғарқи мавҷи шабнами хиҷлат шавад рухсори ӯ,
Ҳар кӣ ҷӯяд чун нигин гар аз ҷаҳон номи маро.

Он қадар тамҳиди сомони ҷунун дорад дилам,
Нест ҷуз хушкӣ тақозо табъи бодоми маро.

Дар дили ошиқ набошад рутбаи пасту баланд,
Фарқ чун ойина аз дар кай бувад боми маро?

Чанд пошидам сиришки донаи тухми амал,
Кош афтад сайди матлаб ҳалқаи доми маро.

Сози қонуни мурувват кун ба мизроби карам,
Аз сабо гар бишнавӣ оҳанги пайғоми маро.

Фурсати тамҳиди ҳастӣ нест дар боғи ҷаҳон,
Чун шарар яксон шумур оғозу анҷоми маро.

Сархати дарси камоли дигарат даркор нест,
Субҳа[1] кун андар сулуки ишқ ҳар гоми маро.

Туғрал, аз тамкини дил сомони роҳат доштам,
Беқарорӣ бурд охир завқи ороми маро.

[1] Субҳа – тасбеҳ.

## ⁓ 18 ⁓

То уруҷи бода зад дасте гиребони маро,
Мавҷи май шероза хоҳад гашт домони маро.

Сурмаи чашми ҳаёро сози хомӯшӣ кунад,
Аз қазо гар бигзарад булбул найистони маро.

Баски гулзори хаёлам дорад аз гул ранг-ранг,
Гар ҳавас дорӣ, тамошо кун гулистони маро!

Чун гуҳар мазмуни як маънием аз по то ба сар,
Имтиёзе нест аз доман гиребони маро.

Пеши нерӯям кунад Рустам суҷуди эътироф,
Гар бибинад савлати бозуи дастони маро.

Мекунад хатми камоли дарси илми ошиқӣ,
Як даме Маҷнун нишинад гар дабистони маро.

Гарчи сад гавҳар кашидам дӯш дар силки сухан,
Эътиборе кай бувад имрӯз девони маро?

Пешкаш дар пеши абрӯяш саре овардаам,
Кай бувад қадре ба назди теғи ӯ ҷони маро?!

Туғрал, аз субҳи умедам як шарар пайдо нашуд,
То намояд равшанӣ шамъи шабистони маро!

## 19

То қазо кардаст дар қасри бало бонӣ маро,
Чун ҳубобам нест ғам аз хонавайронӣ маро.

Баъд аз ин килки адаб аз чӯби сунбул мекунам,
Зулфи ӯ то гашт сармашқи парешонӣ маро.

Сурати нақшам наёяд дар қалам аз лоғарӣ,
Шарм медорад, кашад гар хомаи Монӣ маро!

Аз камоли эътиборотам чӣ мепурсӣ дигар?!
Нест чун мардумгиё ҷуз номи инсонӣ маро!

Рафт айёми шабобу фурсати пирӣ расид,
То куҷо бошад кунун аҳди ғазалхонӣ маро?!

Аз ду олам обрӯ ин муддао бошад фузун:
Бар сари хони ғамаш як лаҳза меҳмонӣ маро.

Сели ашкам шуд фузун аз мавҷи тӯфони ҳаё,
Мебарад ҳар дам зи худ оҳи пушаймонӣ маро.

Мотами ҳиҷрони он шаҳрух ба мотам медиҳад,
Ин бувад дар чеҳраи ғам гар фарасронӣ маро!

Гар ҳамин бошад сулуки шеваи ҳиҷрони ӯ,
Ғайри мурдан нест дигар мушкилосонӣ маро!

Бенасиби роҳатам аз ҷамъи тақсими азал,
Маркази паргори ғам шуд хатти пешонӣ маро!

Ошиқонро пераҳан чун гул бувад нангу вафо,
Ҳамчу сарвам, кисвати[1] тан гашт уёнӣ маро!

Эй ки наздикӣ ба чашмам мардумосо чун ғубор
Аз барам ҳаргиз нагардӣ дур, агар донӣ маро!

Эй хушо, Туғрал, аз ин як мисраи шоҳи сухан:
«Доми як олам таалluқ гашт ҳайронӣ маро!»

[1] Кисват – ҷома, танпӯш.

## ~ 20 ~

Ин аст агар соз баму зери ҷаҳонро,
Бепарда макун нағмаи мизроби замонро.

Бо хатти адаб соз ту аз сурма сиёҳӣ,
Дар ҳарфи хамӯшӣ чу қалам банд миёнро.

Гардад хати ҳайратасари шавқ футӯҳат[1],
Чун ғунча агар муҳр кунӣ қуфли даҳонро.

Кай бахя кунад хок лаби домани нозаш,
Маҳтоб бувад маҳрам агар захми катонро.

Ҳасраткаши абрӯи ту шуд қомати пирӣ,
Ҷуз хонаи худ нест дигар хона камонро.

Ҳар кас набувад муштарии ҷинси муҳаббат,
К-ин нақд гаронӣ кунад аз суд зиёнро.

Фарши раҳи таслими адаб соз сари худ,
Чун махмал агар дорӣ ҳавас хоби гаронро.

Хайёти азал карда чу аз бахяи рангин
Шерозаи домони чаман оби равонро.

Осуда бувад софдил аз миннати сайқал,
Ҷуз ҷавҳари маъни набувад теғи забонро.

Махмури туро нест ба ҷуз дарди сари ту,
Дарди сари дигар набувад бодакашонро.

Пайдо нашуд аз шуълаи ашкам асари доғ,
Зоҳир накунад оташи ёқут духонро[2].

Туғрал, чӣ хуш аст мисраи дарёи маонӣ:
«Ёрон, ба хати ҷом бибандед миёнро!»

---

[1] Футӯҳ – фатҳ, кушоиш.
[2] Духон – дуд.

## 21

Агар ҳушам кунад чун шона дар зулфаш шабехунро,
Ба як мӯ баста гардам сарнавишти бахти вожунро.

Ба ҷуз ваҳшат набошад ҳеч сармашқи хати ошиқ,
Сияҳ аз чашми оҳу кун саводи лавҳи Маҷнунро!

Нагардад ҷавҳаре ҳамсанги мизони сиришки ман,
Ки аз ёқут мебошад гаронӣ ашки гулгунро.

Зи бетобӣ надорад як қалам тоби димоғи хат,
Ба мӯ бояд навиштан аз миёнаш ҳарфи мазмунро.

Ба майдони шаҳодат гар шаҳиди ӯ наӣ, лекин
Ба хун рангин намо ҳамчун шафақ домони гардунро!

Сафо аз ишқ хоҳӣ, аз дурուштӣ сӯи нармӣ шав,
Тасарруф нест дар пероҳани фӯлод собунро.

Набошад дар маризи ишқ ғайр аз васл маъҷуне[1],
Ки раҳ дар набзи ошиқ нест ангушти Фалотунро!

Камолат ҳар қадар гар беш бошад, бахт кам бошад,
Бувад қадри таназзул аз тараққӣ беди маҷнунро.

Баланду паст моро монеи ҷавлон намегардад,
Ки набвад имтиёзе пеши ошиқ кӯҳу ҳомунро.

Чу шабнам дар ҳавои меҳри ӯ савдои ҳиммат кун,
Ки дар бозори имкон нест қадре фитрати дунро.

Наӣ огаҳ ту аз сози баму зери фано ҳаргиз,
Ки нашнидӣ садои ташти «коф»-у косаи «нун»-ро[2].

Хушо, Туғрал, аз ин як мисраи баҳри сухан Бедил:
«Ба чуну чанд натвон ҳукм кардан сунъи бечунро!»

---

[1] Маъҷун – махлуте аз чанд дору.

[2] Ишора ба ояе аз Қуръон, ки маънии хилқати замину осмонро мерасонад.

## 22

Офарин шасти хаданги чашми зеҳгири туро,
К-аз дусад дил бигзаронад новаки тири туро!

Банди савдои ғами Юсуф Зулайхо кай шудӣ,
Гар бидидӣ печутоби зулфи занҷири туро.

Рамзи сомони тағофул он қадар фаҳмидаам,
Карда устоди азал аз ноз тахмири[1] туро!

Ҷон канад Беҳзод аз роҳи таҳайюр то абад,
Ҳар куҷо бинад агар ӯ нақши тасвири туро.

Зери теғи абруят танҳо на ман ҷон медиҳам,
Кист ҷони худ насозад туҳфа шамшери туро?!

Нест мумкин васфи ту, эй туҳфаи оёти ҳусн,
Кас намедонад, чӣ хоҳад кард тафсири туро!

Бо қадат, эй нахли гулзори баҳори дилбарӣ,
Рост гӯ, пурсам ман аз майхона то пири туро!

Хонаи дилро иморатҳо намудӣ аз ғамат,
Ҳеч кас вайрон нахоҳад кард таъмири[2] туро.

Лаъли хубонро шакар талхӣ намояд бо лабат,
Модари даҳр аз шакар ҷӯшида то шири туро.

Туғрал, аз назмам саропо бин, ки мерезад шакар,
Баски бинмудам зи сар то пой таҳрири туро!

---

[1] Тахмир – сириштан, хамир кардан.
[2] Таъмир – сохтмон, манзил.

## 23

Арзи ҳоҷат мекунад дил хусрави нози туро,
Нест қонуни муҳаббат пардаи сози туро.

Чун кабӯтар бисмили шавқи тапидан мешавад,
Аз қазо ҳар кас, ки бинад чашми шаҳбози туро.

Рамзи чашмат ин бувад, набвад намудан баъд аз ин
Маҳрами асрори худ он чашми ғаммози туро.

Дар фани эҳё зи шарми аҷз наншинад дигар,
Гар Масеҳо бишнавад ойини эъҷози туро.

Афканад қумрӣ ба гардан тавқи доғи бандагӣ,
Дар чаман бинад агар он сарви мумтози туро.

Беадаб тарсам, ки бинад бигзарад аз чобукӣ,
Тавсани умрам агар хинги[1] сабуктози туро.

Дурри маънӣ кардаӣ, Туғрал, ниҳон ҳамчун садаф,
Фош созад мавҷи ин дарё магар рози туро!

---

[1] Хинг – саворӣ, асп.

## 24

Ҳар кӣ нӯшад аз қазо гар ҷоми машҳуни[1] туро,
Мекунад дарси адаб найранги афсуни туро.

Дар тариқи ишқ андар вусъатободи ҷунун
Нагзарад ғайр аз саманди ваҳм ҳомуни туро.

Сарв андар боғ сар дар пои шамшод афканад,
Гар бибинад турраи гесӯи вожуни туро.

Шабнами хиҷлат шавад кӯҳи Бадахшон то абад,
Бишнавад васфи ҳадиси лаъли майгуни туро.

Хомаи таҳрир аз чӯби санавбар боядам,
То ба арз орам баландиҳои мазмуни туро.

Ҳар касе н-ояд ба зери пардаи мизроби ғам,
Зеру бам бисёр бошад sози қонуни туро.

Аз фиреби наргиси мастат касе огоҳ нест,
Эй басо афсун, ки бошад чашми мафтуни туро.

Қуръаи фоли тараб ҳаргиз наёмад аз қазо
Аз ҳуҷуми бахти бад ушшоқи маҳзуни туро.

Қомати тӯбӣ ба зери бори ҳиҷлат бишканад,
Дар чаман бинад хироми қадди мавзуни туро.

Туғрал, аз ҷон мекунад имрӯз саррофи сухан
Ҳалқаи гӯши маъонӣ дурри макнуни туро!

---

[1] Машҳун – саршор, пуршуда.

## 25

То ба авҷи дилбарӣ зад ахтараш дунболаро,
Моҳ дар оғӯши худ гум кард хатти ҳоларо.

Сурма аз бахти сияҳ дар коми фарёди ман аст,
Аз сипанди мо шунидан нест ҳаргиз ноларо.

Доғи савдои хаёли васли ӯ бурдам ба хок,
Менабинӣ дар мазори ман ба ғайр аз лоларо.

Ҷон диҳад чун муъҷизи Исо ба ҳангоми сухан
Лаҳҷаи лаъли лаби ӯ мурдаи садсоларо.

Сӯхт андар миҷмари[1] ишқаш дилам ҳамчун сипанд,
Маҳрами ин май накардам соғари табхоларо.

Нисбати сӯзи даруни ман ба ашки ғайр кард,
Имтиёзе[2] аз гуҳар ҳаргиз набошад жоларо.

Туғрал, аз савдои ӯ шуд то дилам оташнасаб,
Менишонад барқи оҳам шуълаи ҷавволаро.

---

[1] Миҷмар – зарфи оташ.
[2] Имтиёз – бартарӣ.

## ◈ 26 ◈

Ҳар кӣ дар дашти ҷунун бинад мани девонаро,
Кай шавад монанди Маҷнун ошно бегонаро?

Ҳусни хубонро ҷило бошад нигоҳи ошиқон,
Эътиборе нест ин ҷо шамъи бепарвонаро.

Улфате дорад хаёли мори гесӯяш ба дил,
Ганҷи бисёр аст гӯё хоки ин вайронаро,

Аз сари савдои зулфи ӯ чунон созам гузар,
Эй фусунгар, бо кӣ мегӯйӣ ту ин афсонаро?!

Бо нигоҳе кулбаи аҳзони мо обод кун,
Нест ҷуз мадди нигаҳ меъмор ин кошонаро.

То тавонӣ, дар нигористони чашмаш кун назар,
Эй басо афсун, ки бошад ин аҷоибхонаро.

Туғрал, асрори адаб аз бода равшан мешавад,
Нест ҷуз пири тариқат муршиде майхонаро.

## 27

То зи акси хеш кардӣ сарфароз ойинаро,
Бошад андар рӯи ту рӯи ниёз ойинаро.

Дида шуд то маҳрами наззораи рухсори ту,
Ҳайрати мо кард охир турктоз ойинаро.

Шамъсон парвонаи акси худ орад дар бағал
Гар ҳамин бошад ғами сӯзу гудоз ойинаро.

Он қадар фаҳмидаам аз сурати таҳқиқи дил,
Дар ҳақиқат нест оини маҷоз ойинаро.

Кай баланду пасти олам манъи равшандил кунад?
Нест дар роҳи сафо шебу фароз ойинаро.

Аз суҷуди ҷабҳа равшан соз қалби хештан,
Як ҷаҳон дил соф бошад аз намоз ойинаро.

Он қадар аз ҷилваи теҳу[1] ба ҳайрат ғӯта зад,
Арзи ҷавҳар бошад акнун чашми боз ойинаро.

Баски яксон аст дар таҳқиқ ҳусну қубҳи халқ,
Имтиёзе нест ғайр аз имтиёз ойинаро.

Нест з-ойини адаб ойина, Туғрал, пеши ӯ
Ҳамчу ҷавҳар бишканад, тарсам, зи ноз ойинаро.

---

[1] Теҳу – бедона, вартиш.

## ⸙ 28 ⸙

Бурд зулфаш гарав аз мушкилам осониро,
Кард нақше ба дилам хатти парешониро.

Ғунчааш хандад агар, ҳеч набошад қадре
Пеши шафтолуи ӯ қимати хубониро[1].

Гир аз турраи ӯ сархати ошуфтадилӣ,
Нест устоди дигар дарси парешониро.

Ишқ мехоҳӣ?! Шав аз банди тааллуқ озод!
Раги гул хор бувад булбули зиндониро.

Бори миннат накашад кисвати мо аз сӯзан,
Бахя ҳоҷат набувад ҷомаи урёниро.

Нест дар кулбаи мо нанги харобободӣ,
Ганҷ бисёр бувад махзани вайрониро.

Оқибат ашки ту гардад гуҳари беқимат,
Рез дар коми садаф гавҳари найсониро.

Эй ки дар сурати хубӣ зи ҳама Беҳзодӣ
Нест дар нақши ту ҳадде қалами Мониро.

Рӯзи ид аст, нишин дар бари ман як соат,
Вақфи наззора кунам дидаи қурбониро.

Кай ба силки фузало ойӣ?! Надорӣ ҷавҳар!
Беш аз ин сикка мазан лофи сухандониро.

Офарин бод бар ин мисраи Бедил, Туғрал:
«Чини домони адаб кун хати пешониро!»

---

[1] Хубонӣ – себе, ки дар навъи худ дар тамъ ва бӯй беназир аст. Ин вожаро шоирони пешин ва ҳамасрони Туғрал кам ба кор бурдаанд.

## 29

Набошад завқи роҳат коми арбоби маониро,
Ки созад чарх сарфи сифла шаҳди меҳрубониро.

Ба нарди муҳраи ғам аспи мақсадро зи фарзин кун,
Зи кишти беасар ҳосил набошад донарониро.

Ғаму шодӣ ба олам тавъамони як баму зеранд,
Ки дар пай шоми нокомист субҳи комрониро.

Ба таври қурби дил касро набошад маҳрами розе,
Ки натвонад касе дар водии Айман шубониро.

Ба фатвои муҳаббат дар сулуки ишқ кай бошад
Миёни ошиқу маъшуқ гуфтори забониро.

Ба рамзе кун адо бо ёр арзи муддаои худ,
Ки дил ҳам нест маҳрам нуктаи рози ниҳониро.

Муҳити дил, ки аз мавҷи талотум шӯрише дорад,
Кӣ меорад бурун ҷуз ман гуҳарҳои ниҳониро?

Ба дарёи сухан то чанд ронӣ завраќи маънӣ,
Наӣ ғаввос, кай донӣ сулуки дурфишониро?

Ба ранги сурма гардидам ба ёди чашми ӯ, Туғрал,
Қазо аз мӯи чинӣ кард бо ман килки Мониро.

## ∽ 30 ∼

Надорад майли улфат вазъи озодиписанди мо,
Бувад чун сарв урёнӣ ба бар моро паранди мо.

Садои маҳмили роҳи нафас шуд изтироби дил,
Ба ғайр аз нола кай хезад дигар дуд аз сипанди мо?

Лаби Ширин чу Хусрав сарнавишти хомаи мо шуд,
Шакар резад саропо ҳамчу най аз банд-банди мо.

Муҳити як ҷаҳон маънӣ шудем имрӯз дар олам,
Садои кӯси навбат мезанад кӯҳи паҳанди[1] мо.

Зи бас дорем мо ғаввосии баҳри сухан, акнун
Гуҳар аз қулзуми маънӣ кашад фикри баланди мо.

Ғизоли дашти ваҳшат гашт сайди водии улфат,
Зи тори риштаи фикри расо бошад каманди мо.

Хироми роизи килки кафи моро чӣ мепурсӣ,
Ду оламро намояд тай ба як ҷавлон саманди мо.

Ба қуллоби[2] нафас як оламе дар доми мо бошад,
Раҳоӣ нест асло сайди маъниро зи банди мо,

Хушо, Туғрал, аз ин як мисраи Бедил, ки мегӯяд:
«Чаро дар банди нақши мо набошад нақшбанди мо?»

---

[1] Паҳанд – доме, ки бо он ҷонваронро сайд кунанд.
[2] Қуллоб – чангак.

## ~ 31 ~

Баски дар кӯҳи бало ҳамсанги Фарҳодем мо,
Шишаи ҷамъийяти хайли паризодем мо.

Қасри бунёди дили мо лойиқи таъмир нест,
Махзани ганҷему аз вайронӣ ободем мо.

Он қадар сар то ба по савти фироқаш хондаем,
Пой то сар ҳамчу тори соз фарёдем мо.

Оби теғашро агар ин аст чун оташ асар,
Оқибат ҳамчун ғубори хок бар бодем мо.

Сурма шуд то чашми моро гарди чини доманаш,
Дар татаббуъхонаи Чин нақши Беҳзодем мо.

Шона шуд маҳрам ба зулфи орази чун офтоб,
З-он сабаб чун соя зери нахли шамшодем мо.

Гар нахондастем з-ойини хирад ҳарфе, вале
Дар дабистони ҷунун сармашқи устодем мо.

Нест мазмуне зи қуллоби каманди мо бурун,
Дар паи сайди маъонӣ баски сайёдем мо.

Нахли ӯро дар чаман дидем ҳар сӯ ҷилвагар,
Ҳамчу қумрӣ пойбанди сарви озодем мо.

Кӯси навбат зан ба мо дар ишратободи ҷаҳон,
Дар арӯси бикри маънӣ баски домодем мо.

Ҳаббазо, Туғрал, ки Бедил месарояд мисрае:
«Ҳамчу анқо бениёзи арзэҷодем мо».

## ➶ 32 ➷

Аз ҳуҷуми ашк бар дарё гузар дорем мо,
Решаи нахли умед аз чашми тар дорем мо.

Баски бошад ҷинси моро гармии бозори ғам,
Гӯиё дукконе аз санги шарар дорем мо.

Раҳравони ишқро зоди дигар даркор нест,
Тӯшае дар роҳаш аз хуни ҷигар дорем мо.

Builtin: Сози қонуни муҳаббатро набошад зеру бам,
Дар тариқи ишқ доим по зи сар дорем мо.

Дӯш дар базми адаб будем сармасти тараб,
К-аз хумори бода акнун дарди сар дорем мо.

Дидаи мо аз ғубори сурма домангир шуд,
Тӯтиё аз хоки пояш дар назар дорем мо.

Ғунчасон ҷамъийяти дилҳо зи дилбар доштем,
Дилбари мо рафт, аз дил кай хабар дорем мо?

Он қадар омодаи шаҳди маонӣ кардаем,
Банд дар банди сухан аз найшакар дорем мо.

Куфр бошад дар сулуки ишқ айби ошиқон,
Кай зи тири таънаи зоҳид ҳазар дорем мо?

Туғрал, осон кай бувад ғаввосии баҳри сухан?
Сар ба ҷайби фикр аз баҳри гуҳар дорем мо.

## 33

То ба рухсори чу моҳи ӯ назар дорем мо,
Як ҷаҳон ойина аз ҷавҳар ба бар дорем мо.

Ғунчаи лаъли лабашро ҳоҷати тафсил нест,
Нусхае аз дафтари ӯ мухтасар дорем мо.

Эй насиҳатгӯ, магӯ ҳаргиз маро дарси адаб,
Ҷуз сулуки ишқ дигар кай ҳунар дорем мо!

Ашки хунин аз фироқаш гарчи тӯфон мекунад,
Чашм мепӯшем, з-ин дарё гузар дорем мо.

Ҳеч кас бе арзи изҳори камоли хеш нест,
Лоласон аз доғи ишқи ӯ асар дорем мо.

Бас бувад пероҳани мо кисвати хоки дараш,
Ҷомае ҳар дам зи урёнӣ ба бар дорем мо.

Ҳар чӣ ҷуз рӯяш бувад манзури ошиқ, гӯ, мабош,
Оламеро ғайри ӯ кай дар назар дорем мо?

Нест ғайр аз шоми навмедӣ ба арзи муддао,
Дар нафас кофур гӯё чун саҳар дорем мо.

Баъд аз ин чун мо нарӯяд ҳеч дар боғи сухан,
Нахли ашъорему аз маънӣ самар дорем мо.

Офарин бар мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Ҳасрати дидору сомони сафар дорем мо».

## 34

Қомате дар зери бори ишқ хам дорем мо,
Нағмае аз сози дил бе зеру бам дорем мо.

Хоксорӣ нест кам аз дастгоҳи эътибор,
Бӯриёи фақр ҳамчун тахти Ҷам дорем мо.

Сози беоҳанги мо матбӯи табъи кас нашуд,
Ҳар чӣ меояд зи мо, бар худ ситам дорем мо.

Ҳастии мо нест ин ҷо ғайри сомони арақ,
К-аз нигини хеш ҷои ном нам дорем мо.

Гар ба мо аз ҷоми қисмат бодаи ишрат нашуд,
Шаҳди роҳат аз насиби заҳри ғам дорем мо.

Нест кирдоре, ки аз мо дастгири мо шавад,
Дасти уммеде ба домони карам дорем мо.

Аз вуҷуди мо, ки имкон нанг дорад дам ба дам,
Ҳастии оғозу анҷоми адам дорем мо.

Гар ҳамин бошад сулуки шеваи ихвони даҳр,
Кай умед аз лутфи холу меҳри ам[1] дорем мо?

Сар назад бо номи мо як ахтар аз бурҷи шараф,
Толиъе з-иқболи худ бисёр кам дорем мо?

Заҳри ғам дар коми мо ҳаргиз набошад коргар,
Дар мазоқи хеш тарёке зи сам[2] дорем мо.

Муддаои коми мо ҳосил нашуд аз ҳеч кас,
Ҳамчу Маҷнун оқибат аз халқ рам дорем мо.

Маҳмили мо меравад, Туғрал, ба оҳанги нафас,
То дар ин водӣ зи шавқи ӯ қадам дорем мо.

---

[1] Холу ам – холаву амак.

[2] Сам – заҳр.

## 35

Баски чун анқо зи хотирҳо фаромӯшем мо,
Гар ҷаҳон аз мо напӯшад чашм, мепӯшем мо.

Ҷӯши шаккар дар най охир мекунад манъи садо,
Аз камоли шаҳди мазмун гарчи хомӯшем мо.

Аз замин то осмон гар муштарӣ ҷӯшад, валек
Ҷуз қумоши маънии борик нафрӯшем мо.

Бандаи ишқем мо, озод аз озодием,
Ҳамчу зулфи ёр доим ҳалқабаргӯшем мо.

Сози ишрат аз хамӯшиҳои мо бепарда аст,
Як ҷаҳон шӯри тараб пайдост, гар ҷӯшем мо.

Он қадар мастем аз паймонаи ҷоми азал,
Рӯз то шаб бе сабӯе бода менӯшем мо.

Шӯри тӯфони сиришки мо агар бошад ҳамин,
Оқибат ҳамчун ҳубоби хонабардӯшем мо.

Шоҳиди ин базми имкон дорад авҳоми адам,
Дар хаёлободи ҳастӣ маҳви оғӯшем мо.

Дар гудози қалби худ з-оташ куҷо миннат кашем,
Баски чун минои май бе шуъла дар ҷӯшем мо.

Ҳаббазо з-ин мисраи Бедил, ки Туғрал, гуфтааст:
«Ҷавҳарем, об аз дами шамшер менӯшем мо».

## 36

Ҳар киро бошад гузар бар кулбаи аҳзони мо,
Нашканад ҷуз қурси маҳ ноне дигар аз хони мо.

То ба кай бар нағмаи носози мо гӯше ниҳӣ,
Кай ба ҷуз савти фироқ ояд дигар з-афғони мо.

Аз пари анқо талаб кун муддаои хештан,
Гар ғуборе орзу дорӣ ту аз домони мо.

Домани мо чун гуҳар назри гиребон буду бас,
Рафт чун авроқи гул ҷамъийяти сомони мо.

Ошиқонро хоксорӣ кисвати ранги вафост,
Ҷуз либоси ишқ набвад бар тани урёни мо.

Аз шикасти эътибороти ҷаҳон ғофил мабош,
Дар назар ойина бошад сурати имкони мо.

Хишти зери буқъаи мо бошад аз хоки адам,
Ваҳми ободӣ надорад хонаи вайрони мо.

Сафҳаи ҷузви дили моро, ки бешероза аст,
Лутф бошад, бигзарӣ гар аз сари нисёни[1] мо.

Мадди эҳсон аст абрӯи хами пайвасти ӯ,
Туҳфа бошад пеши шамшери вай акнун ҷони мо.

Туғрал, аз домони ӯ то дасти мо кӯтоҳ шуд,
Ашки ҳасрат мечакад ҳар лаҳза аз мижгони мо.

[1] Нисён – фаромӯшӣ.

## 37

Чун най гирифта мулки ҷаҳонро фиғони мо,
Набвад ба ғайри нола матоъи дукони мо.

Мо ошиқему шуҳраи офоқ гаштаем,
Олам пур аст аз сухану достони мо.

Дар ҷайби фикр хилвати ҳастӣ гузидаем,
Бошад забони хома кунун тарҷумони мо.

Ҷуз нақши ном шуҳрати мо нест аз нигин,
Анқо бувад ба олами имкон нишони мо.

Ашки равон агарчи ба пояш фишондаем,
Бошад равон ба пои вай акнун равони мо.

Дар сози ишқ пардаи таъйид офат аст,
Мутлақ бувад чу нола ба ҳар сӯ инони мо.

Туғрал, навои нағмаи «Ушшоқ» дам ба дам
Ояд зи сози пардаи захми забони мо.

## 38

Ҳар кӣ омад ба сӯи хонаи мо,
Хонд шаҳбайти остонаи мо.

Сози ушшоқи мо навои ту шуд,
Ин бувад то абад таронаи мо.

Баски Маҷнуни водии ишқем,
Гашт олам пур аз фасонаи мо,

Ҷуз парешонӣ кас намефаҳмад
Як сари мӯ забони шонаи мо.

Пари анқо нишони ҳастии мост,
Кай расад тир бар нишонаи мо?

Шоҳбозем мо ба сайди сухан,
Авҷи маънист ошёнаи мо.

Шаҳди мазмун гирифт роҳи нафас,
То ки хомӯш шуд баҳонаи мо.

Аз адам омадем то ба вуҷуд,
Ҳамчу мо нест дар замонаи мо.

Баҳри ишқему қулзуми маънӣ,
Нест пайдо вале каронаи мо.

Баски деҳқони мазраи амалем,
Дил дамад лек ҷои донаи мо.

Туғралам, маҳви мисраи Бедил:
«Ҷабҳасӯз аст остонаи мо!»

## 39

Ҳар кас, ки рухи ту дид, ҷоно,
Ошиқ ба ту гашт он замоно.

Мурғи дили сад ҳазор ошиқ
Дар қайди ту шуд зи баҳри доно.

Тири нигаҳат гузашт аз ҷон,
Абрӯи качи ту чун камоно.

Хун шуд дили мо, чаро нагӯӣ
Ҳарфе зи вафо аз он даҳоно?

Аз чини ҷабини туст маълум,
Ранҷида зи ошиқон ҳамоно.

Тасдиқ макун, тасаввуре кун
Он нуктаи мо зи душманоно.

Гашта ба ҷаҳон фасона Туғрал
Бо тири маломату нишоно.

## 40

Сафои сайқали дилҳо бувад аз дидани мино,
Дами субҳи тараб як партав аз хандидани мино.

Писанд омад ба базми боданӯшон бо майи соқӣ
Туро дар интизори пунба аз сар чидани мино.

Ҳамоғӯши тавозуъ сарбаландӣ ҳар куҷо дидам
Ба соғар, хоса, аз тарзи адаб варзидани мино.

Чу моҳи осмон гоҳе шавад мамлу, гаҳе холӣ,
Барояд ҷон зи тан, ояд зи пур гардидани мино.

Китоби рамзи махмурон, ки музмар[1] нуктаҳо дорад,
Бувад изҳори он мушкил ба ҷуз фаҳмидани мино.

Лаби соғар намеояд ба ҳам аз хандаи соқӣ,
Бигиряд зор шамъи маҷлис аз нолидани мино.

Тулӯи субҳи шодӣ шоми ғамро мезанад барҳам
Дами дар анҷуман, Туғрал, ба худ болидани мино.

---

[1] Музмар – пӯшида, пинҳон.

## ❧ 41 ☙

Эй зи мавҷи талъатат наззора дар гирдобҳо,
Ҳайрати ойина бошад шӯхии симобҳо,

Эҳтиёҷе нест дар кӯяш ба шамъи дил маро,
Шамъро нуре набошад дар шаби маҳтобҳо.

Фарши махмал мекунад сомони ғафлат дам ба дам,
Мешавад таъбири ҳайрат оқибат ин хобҳо.

Турфа оҳанге бувад сози навои ишқро,
Эй хуш он мутриб, ки дорад нағма з-ин мизробҳо.

Абруяш бар даъвии ишқам шаҳодат медиҳад,
Роҳате чун ман надорад зоҳид аз меҳробҳо.

Ашки ушшоқ аз ғамаш имрӯз тӯфон мекунад,
Мешавад дарё, ба ҳар ҷо ҷамъ гардад обҳо.

Кам зи Маҷнун нестам, Туғрал, ба саҳрои ҷунун,
Хондаам дарси ғамашро ҷумла фаслу бобҳо.

## 42

Гар хиромад он парирӯ ҷониби гулзорҳо,
Шӯри маҳшар мешавад дар кӯчаву бозорҳо.

Ҳар нафас дар хонаи дил нақши тасвираш бувад,
Бо пари ҳоил намегардад дару деворҳо.

Гарде аз хоки кафи пояш ба ҳангоми висол
Баҳри дафъи набзи ҳиҷрон мекунам тӯморҳо.

Дар тариқи ишқ ҷуз ваҳшат намебошад далел,
Ин суханро ман шунидастам зи Маҷнун борҳо.

Аз шамими ҳалқаи гесӯи анбарсои ӯ
Аҳриманро бигсалад андар миён зуннорҳо.

Нест хубони ҷаҳонро чун лабаш хубоние
Дидаам хубони оламро вале бисёрҳо.

Холи мушкин бар рухаш дидам, тааҷҷуб омадам,
К-аш бувад саҳни ҳарам манзилгаҳи куффорҳо.

Ёди ҷаъди туррааш дар гарданам доме бувад,
Чун таноби хайма андар гардани мисморҳо.

Ҳал нагардад уқдаҳои ин муаммо дар дилат,
Дар саводи зулфи ӯ бошад басе асрорҳо.

Ҳеч дар мулки ҷаҳон, Туғрал, намебошад чунин,
К-аш баранд аз ошиқон дил инчунин дилдорҳо.

## 43

Эй зи рухсори ту гул шарманда дар гулзорҳо
В-аз хиромат обро занҷири ҳайронӣ ба по.

Дам ба дам сӯи ту қуллоби муҳаббат мекашад,
Ҷуз далели ишқ набвад кас ба сӯят раҳнамо.

Нест ғайр аз мадди оҳи худ асои дигарам,
Қоматам шуд зери бори меҳнати ишқат дуто.

Ман шаҳиди теғи ҳаҷрам, сӯи ман гоме бизан,
Кош аз хунам бувад андар кафи поят ҳино.

Дар тариқи ишва рафтори ту дастуруламал,
Дар сулуки фитна ойини ту сармашқи ҷафо.

Гар нишинӣ, пеши рӯят фитнаҳо пайдо шавад
В-ар хиромӣ, ҳар тараф ошӯб хезад аз қафо.

Ҳар нафас аз шавқ бе тақйиди ойини адаб
Тоири наззора созад ҷониби кӯят ҳаво.

Кӯр беҳ, чашме надорад сурма аз гарди раҳат,
Кист дар олам, насозад хоки поят тӯтиё?

Кай бувад имрӯз дар олам касе аз ошиқон
Зери бори ишқи ту монанди ман саброзмо?

Пардаи зеру бами қонуни мизроби ҷунун
Карда з-оҳанги фироқат сози «Ушшоқ» аз «Наво».

Метавон дарёфт сози роҳати озодагон
Аз тирози остини шоҳ нақши бӯриё.

Боргоҳи фақр кам аз маснади Фағфур нест,
Аз шикасти чинӣ меояд ба гӯшам ин садо.

Эй хушо, Туғрал, ки Бедил месарояд мисрае:
«Хуфта дар хуни шаҳидат ҷӯши гулзори бақо».

## ∽ 44 ∾

Умрҳо шуд, мезанам дар роҳи ишқаш гомҳо,
Рафтани ранг аст аз мо бастани эҳромҳо.

Эътибори мову ман аз нашъаи кайфи дил аст,
Фоли фурсат мезанад ҳар дам садои ҷомҳо.

Сурху зарди ин ҷаҳонро ҳоҷати иксир нест.
Инқилоби ранг дорад гардиши айёмҳо.

Дорад илҳоми тасаллӣ аз тапиш завқи дилам,
Шаҳпари Ҷабрил бошад шӯхии пайғомҳо.

Сайди қуллоби муҳаббатро раҳоӣ мушкил аст,
Хуни бисмил мечакад аз ҳалқаи ин домҳо.

Ҳеч кас дар даҳр аз ҷоми амал масрур нест,
Талхии заҳр аст яксар шарбати ин комҳо.

Чун саҳар халқи ҷаҳон кофур доранд дар нафас,
Пухтагӣ ҳаргиз набошад қисмати ин хомҳо.

Сад Фалотун аз раҳи ҳикмат намесозад илоҷ
Хушкии набзи ҷунун аз равғани бодомҳо.

Туғрал, аз овозаи ҳастӣ арақ гул кардаем,
Ҳосиле ҷуз шарм набвад бар нигин з-ин номҳо.

## ৬ 45 ৯

Агар ин аст бо хубони олам ошноиҳо,
Тавон кардан чу най фарёд аз дасти ҷудоиҳо!

Наёмад завраҷи ман дар канори соҳили васлаш,
Ба баҳри ишқ ҳарчанде ки кардам нохудоиҳо.

Тавон дарёфт аз мазмуни ман кӯтоҳии фикрам,
Ки нахлашро масал кардам ба шамшод аз расоиҳо.

Ба рӯи хеш то кардӣ дучор ойина, ҳайронам,
Ки ҷавҳарро намезебад ҷило аз худнамоиҳо!

Вафо чун умри ман, эй бевафо, ҳаргиз намесозӣ,
Магар аз умр омӯзӣ ту расми бевафоиҳо?!

Ба хок орам ба зӯри панҷаи гуфтор ағёрат,
Агар дар ишқи ту бо ман кунад зӯрозмоиҳо!

Биҳамдиллаҳ, ки бо дайри[1] муҳаббат муршидам, Туғрал,
Ба май олуда кардам пираҳан аз порсоиҳо!

---

[1] Дайр – ибодатгоҳи насрониён ва зардуштиён.

## ~ 46 ~

Зи худ бисёр дур афтодам аз маъниқариниҳо,
Маро сармашқи ҳайронист акнун мӯйи чиниҳо.

Тавон дар мазраи боғи ҷаҳон гул аз адаб чидан,
Ки сад хирман намои ҳосил аз ин хӯшачиниҳо.

Муроде, кай бувад ғайр аз тасаллибахши оромаш,
Набошад баҳра Лайлиро аз ин маҳмилнишиниҳо.

Зи шарми он, ки фардо маҳрами меҳри бутон бошӣ,
Ба шабнам ғӯта зан имрӯз аз хиҷлатҷабиниҳо.

Баланд афтода аз ноэътиборӣ эътибори ман,
Ки аз номам арақ гул мекунад аз бенигиниҳо.

Даме з-андешаи дил дар пайи сайди маонӣ шав,
Агар бошад расо фикри ту дар маъникаминиҳо.

Кунун ҷинси қумоши хешро, Туғрал, ба арз орам,
Муроде кай шавад ҳосил аз ин хилватгузиниҳо?!

## 47

Эй баҳори ноз, баҳри зинати гулҳо биё!
Сайри дарё орзу дорӣ, ба чашми мо биё!

Кардаам дур аз рухат тамҳиди сомони ҷунун,
Эй сувайдои диламро дофеи савдо, биё!

Аз вафо дорем ҳар дам орзуи мақдамат,
Ҳар буни мӯ чашми уммед аст, сӯи мо биё!

Кай бувад биме ба мо з-ин сустмағзони дағал,
Гар биёӣ ҷониби мо, сахт бепарво биё!

Дил зи ҳиҷрони ту ошуфтаст чун авроқи гул,
Марҳабо, эй ғунчаи ҷамъийяти дилҳо, биё!

Нест қонуни муҳаббат сози найранги дуӣ[1],
Эй тани ман хоки поят, омадӣ, танҳо биё!

Эй хуш он мисраъ, ки, Туғрал, месарояд Бедиле:
«Ё маро аз худ бибар он ҷо, ки ҳастӣ, ё биё!»

---

[1] Дуӣ – дугонагӣ, ду нафар, ду чеҳра.

## ~ 48 ~

Аз тапидан хона бар дӯши фано дорад ҳубоб,
Лангари киштӣ, ту гӯй, аз ҳаво дорад ҳубоб!

Дам ба дам аз шавқ чун девонаи дашти ҷунун
Аз шикати мавҷ занҷире ба по дорад ҳубоб!

Кас набошад дар тариқи ишқ муҳтоҷи далел,
Кай дар ин амвоҷ фикри нохудо дорад ҳубоб?

Ҷуз сабукборӣ набошад роҳати озодагон,
Пушт андар кӯҳ доим аз садо дорад ҳубоб!

Ҳар замон дар мотами ғафлдатпарастони ҷаҳон
Чун чароғи шоми ҳаҷрат гиряҳо дорад ҳубоб!

Зинҳор, аз нолаи ин зеру бам ғофил мабош,
Дар паси ойина чандин нағмаҳо дорад ҳубоб!

Ҳайрате дорам, ки Туғрал, баҳри як дам зиндагӣ
Ин кулоҳи фахр бар сар аз куҷо дорад ҳубоб?!

## 49

Сунбул аз ошуфтагӣ зулфи кажат як печутоб,
Мусҳафи[1] рӯи туам тафсир дорад сад китоб.

Юсуф аз шарми ҷамолат маҳви зиндон гаштааст,
Эй ҷамоли оламорои ту равшан з-офтоб!

Дар таманнои висолат дину дил бар бод шуд,
Оқибат дастам ба домони ту дар явмулҳисоб![2]

Ҷоми май бо ғайр менӯшӣ, ту, эй раъно, чаро
З-оташи ҳасрат дилу ҷони маро созӣ кабоб!

Обутоби оразу зулфат надорад бӯстон,
Сунбулу гул ҳар ду аз зулфу рухат беобутоб!

Нест аз ишқат насиби ман ба ҷуз доғи фироқ,
Аз майи васли ту дар гетӣ нагаштам комёб!

Туғрал, аз акси ҷамолаш маҳви ҳайрат гаштаам,
То фиканд аз орази моҳи худ он дилбар ниқоб.

---

[1] Мусҳаф – китоб, маҷмӯа, Қуръон.
[2] Явмулҳисоб – рӯзи ҷазо; қиёмат.

## 50

Шӯхи бебоке, ки карда хонаи мардум хароб,
Теғи абрӯяш барои қатли ман дорад шитоб.

Монӣ аз баҳри ҳавои сурати зебои ӯ
Чун фалак саргашта афтодаст то явмулҳисоб.

Сӯхт мағзи устухон дар синаам аз ишқи ӯ,
Кишвари дилро бувад аз дасти ҳусни ӯ азоб.

Он қадар килки қазо нозид ҳангоми рақам,
К-аз миёни хубрӯён то туро кард интихоб.

Лола аз доғи таманнои баҳори оразат
Кард дар саҳрои хиҷлат хаймаи ҳасрат таноб.

Дидаам хубони оламро, вале монанди ту
Не ба ҳушёрӣ бидидам, не ба мастӣ, не ба хоб!

Ёди он фурсат, ки бар рӯи ту ҳангоми саҳар
Аз сиришки ашки гулгун мезадам ҷои гулоб!

Навбаҳори оразатро дод равнақ гиряам,
Зинати гулзор бошад доим аз рашҳи саҳоб[1].

Чок зад ҷайби қабои хеш гул андар чаман
З-инфиъоли рӯи ту чун ҷайби масте аз шароб.

Офтоби ховарӣ аз шарм афтад дар кусуф,
Гар зи рӯи худ кашад он шоҳиди мавзун ниқоб.

Туғрал, аз мавҷи хаёли ман муаммои дақиқ
Мешавад берун ба фикри том чун дурри хушоб.

---

[1] Рашҳи саҳоб – обе, ки аз дидаи абр биборад.

## ∽ 51 ∼

Менамояд бар лаби ҷӯ акси моҳи ман дар об,
Метавон аз моҳ то моҳӣ ҳама будан дар об.

Нест суде сифларо аз суҳбати равшандилон,
Сахт расво мешавад, ояд агар оҳан дар об!

Гуфт зоҳид: «Хешро дар хоб дидам дар бараш»,
Гуфтамаш: «Таъбири хоби худ бигӯ равшан дар об!»[1]

Дар талоши акси як рӯ сад гиребон пора шуд,
Кай ба осонӣ расад ойинаро доман дар об?!

Гӯи сабқат[2] мебарам имрӯз аз фатвои шак,
Мардуми обӣ агар даъво кунад бо ман дар об.

Ҳеч мумкин нест дар гирдоби ин амвоҷи ғам
Киштии мақсудро бе нохудо рафтан дар об!

Дар сулуки ишқ кам аз баччаи бат[3] нестӣ,
Дар ризои дӯст ҳар дам медиҳад ӯ тан дар об.

Зери тӯфони сиришкам, Туғрал, аз ҳиҷрони ӯ,
Беҳ, ки аз ин хоксориҳо маро мурдан дар об!

---

[1] Ин ҳамон таъбири кинояомези тоҷикист, ки мегӯяд: «хобатро ба об гӯй». Яъне, ту ноком мемонӣ.

[2] Гӯйи сабқат бурдан – пешгом будан дар озмун ё дар сабқат.

[3] Бат – мурғобӣ.

## 52

Баски бисёр аст сунъи қодири бечун дар об,
Мезанам ман ғӯта монанди гуҳар акнун дар об!

Бар лаби ҷӯ обро ойинаи уммед кун,
То тавонӣ дид акси он қади мавзун дар об!

Ҳуснаш аз ҷӯши сафо аз васфи мо мустағнӣ аст,
Кас чӣ сон бандад зи софӣ гавҳари мазмун дар об?

Хезу доман каш, най маллоҳ, аз ин баҳри ғам,
Бими тӯфон аст, маншин он қадар афзун дар об!

Баски аз мастист бар рухсори чун лаълаш арақ,
Ҳамчу марҷоне, ки бинмояд рухаш гулгун дар об!

Туғрал, аз ҳаҷраш басе аз дида боридам гуҳар,
Аз ҳуҷуми ашкам охир мешавад ҳомун дар об!

## 53

Моҳ дар пеши рухат як ламъа[1] бошад аз сароб,
Гул зи девони ҷамолат як варақ аз сад китоб.

Фикри зулфат доштам, шавқат ба дил зад оташе,
Сӯхтам чандон, ки печидам ба худ з-ин печутоб.

Оразе чун меҳр дорӣ, з-оҳи мо ғофил мабош,
То нагардад офтобат тира аз ҷӯши саҳоб.

Аз дили зоҳид набошад баҳра канзи[2] ишқро,
Шоҳро ҳосил нагардад мол аз мулки хароб.

Ман шаҳиди теғи ишқам, дуди оҳам шуд алам,
Бар сари хокам гузар кун, то намонӣ аз савоб.

Тоири наззора бо хоки дари ӯ чун расад,
Бар фалак ҳампоя бошад аз баландӣ он ҷаноб.

Дар талоши ҷустуҷӯи ҳалқаи гесӯи ӯ
Мавҷ дорад обила бар пой ҳар дам аз ҳубоб.

Як ҷаҳон ханҷар муҳайё кардӣ аз мижгони хеш,
То кай истиғно? Худоро, баҳри қатли ман шитоб.

Дам ба дам ҷӯши хаёли шабнами рӯи гулаш
З-осмони ҳусн метозад ба фарқам чун шаҳоб.

Аз нигаҳ бар рӯи ӯ сози бами худ зер кун,
То надаррад аз тамошо бар рухаш тарфи ниқоб.

Тирабахтиҳо насибам шуд зи девони азал,
Сарнавиштамро қазо кардаст аз боли ғуроб.[3]

Чанд рӯзе шуд, ки дорам бо тааммул улфате,
Шоҳиди маънӣ ҳамон беҳтар, ки набвад дар ҳиҷоб.

То зи файзи огаҳӣ, Туғрал, сухан сар кардаам,
Баъди ман шоир касе дигар намебинад ба хоб.

---

[1] Ламъа – шӯъла

[2] Канз – ганҷ.

[3] Ғуроб – зоғ.

## ॐ 54 ॐ

Мебарад лаъли лаби ӯ нашъа аз мавҷи шароб,
Мекашад домони зулфаш аз гиребони гулоб.

Ламъаи барқи рухаш ҳар дам ба ушшоқ он кунад,
Дар биёбон ташнаро ташвиши найранги сароб.

Ҳар замон дил орзуи оби теғат мекунад,
То ба кай шамшери эҳсони ту бошад дар қироб?

Тӯшаи лахти ҷигар дорам ба роҳат дуди ғам
Мезанад фаввора, тарсам, тира гардад ин кабоб.

Нусхаи девони ҳуснатро чӣ сон эҳсо кунам?!
Гар ҷаҳон дафтар шавад, васфи ту н-ояд дар ҳисоб?!

Эй ҷафоандешаи бадхӯ, Худоро, шафқате!
Чанд бошам аз шиканҷи меҳнати ғам дар азоб?!

Карда устоди азал имрӯз бо сад хуни дил
Ғунчаатро аз гулистони латофат интихоб.

То дами рӯзи қиёмат модари айёмро
Чун ту фарзанде набошад хоназоди офтоб.

Гесуи Ширин бувад занҷири пои Кӯҳкан,
Турраи Лайлӣ бувад дар гардани Маҷнун таноб.

Аз сувайдои дилат зан рашҳаи фоли умед,
Мӯҷиби борон бувад, гар тира бинмояд саҳоб.

Шоми ғафлат рафт охир, субҳи навмедӣ дамид,
То куҷо обод бошад, хонаи ҳастӣ хароб?!

Гӯямаш сад офарин бо хотири дарроки ӯ,
Ҳар кӣ бинвисад ба ашъори мани Туғрал ҷавоб!

### 55

Начидаем гул аз гулбуни баҳори тараб,
Нахондаем зи қонуни завқ дарси адаб.

Ба неши заҳри фироқаш зи баски муътодем,[1]
Ба назди мо чи дами мору чи дами ақраб.

Ба сӯи мо мафикан беш аз ин ту санги ҷафо,
Ки шишаи дили мо нест аз дукони Ҳалаб!

Нишони пои ту моро далели ҳайрат шуд,
Задем муҳри хамӯшӣ чу ғунча андар лаб.

Туӣ, ки дил ба висоли ту орзуманд аст,
Ба ҷуз ту нест ба дунёву охират матлаб.

Ба ёди ҳалқаи зулфаш сиёҳ шуд рӯзам,
Ки кош субҳи умедам дамад зи домани шаб.

Зи баски дарси ғами ишқ хондаам, Туғрал,
Сарам равад, ки нагардам дигар аз ин мазҳаб!

---

[1] Муътод – хӯгирифта, одаткарда.

## 56

Агарчи дурам аз наззораи рухсори ёр имшаб,
Бувад лавҳи хаёли абруи ӯ дар канор имшаб.

Наям осудаи шавқаш даме аз изтироби дил,
Пари парвона дорад дуди шамъи интизор имшаб.

Агарчанде ки будам дӯш масти бодаи васлаш,
Вале дорад сарам аз ҳаҷри ӯ ранҷи хумор имшаб.

Ба як наззора аз шаръи муҳаббат дод ин фатво
Факеҳи ишқ андар ҳурмати бӯсу канор имшаб.

Ба каф аз субҳа ин ҷо матлабат ҳосил намегардад,
Зи ашки чашм тар кун донаи рӯзи шумор имшаб.

Чаман аз накҳати боди баҳор имрӯз хуррам шуд,
Ҳадиси васфи гул бишнав ба гулшан аз ҳазор имшаб.

Агар хоҳӣ дурустӣ номи худ аз хотами ишрат,
Шикан бар рағми сунбул турраи гесӯи ёр имшаб!

Биё, эй дил, ки омад ёр сӯи кулбаи Туғрал,
Ҳусули дину дунё метавонӣ, кун нисор имшаб!

## 57

Ҳар кас, ки гул чид аз гулшани шаб,
Афтод нонаш дар равғани шаб.

Чун иқди Парвин ҳосил тавон кард,
Гар хӯша чинӣ аз хирмани шаб.

Додаст зинат хайёти қудрат
Аз тугмаи зар пироҳани шаб.

Раҳ метавонӣ бурдан ба мақсад,
Дар зерат ояд гар тавсани шаб.

Осон наёяд андар кафи кас,
Ганҷест пинҳон дар махзани шаб.

Бедор мешав, бошад, ки бинӣ
Субҳи саодат аз домани шаб!

Сад дурри қимат ояд ба дастат,
Гар роҳ ёбӣ дар маъдани шаб.

Кардаст гӯё машшотаи сунъ[1]
Иқди Сурайё дар гардани шаб.

Дар мулки зулфаш хоҳед рафтан,
Ғофил мабошед аз раҳзани шаб!

Ояд ба гӯшат фарёди Туғрал,
Гар баҳра гирӣ аз шевани шаб.

---

[1] Сунъ – офариниш, эъҷоз.

## 58

Мерасад аз нола бар гардун ливои андалеб,
Шохи гул чун тахти Ҷам бошад барои андалеб.

Дар чаман имрӯз, дар дарбори шоҳаншоҳи гул
Ҳеч касро нест густохӣ савои[1] андалеб!

Бо ҳама хорӣ нагардад дур аз тарфи чаман,
Офарин бар аҳди мисоқу вафои андалеб!

Гар бувад сад зеру бам дар нағма мусиқорро,
Кай нишинад дар сулуки нола ҷои андалеб?!

Боғ аз боди хазон дорад либоси мотамӣ,
Баргрезиҳои гул бошад азои андалеб.

Ҷазби маъшуқон бувад ҳар дам каманди ошиқон,
Кас набошад сӯи гулшан раҳнамои андалеб.

Ин ҳама бо ёди гул шаб то саҳар ҷон меканад,
Гар бувад сад ҷон маро, бошад фидои андалеб!

Дӯш дидам бо ҳазорон нола андар саҳни боғ,
Гар на гул раҳм оварад имрӯз, войи андалеб!

Хатм созӣ дар чаман дарси ғами ушшоқро,
Гӯш андозӣ агар бар нолаҳои андалеб.

Баски дорад нола ин ҷо ҷилваи ранги асар,
Бошадам уммедворӣ аз дуои андалеб.

Ин ҳадис, эй боғбон, аз ман бигӯ дар гӯши гул:
Раҳм мебояд кунун дар илтиҷои андалеб.

Ваҳ, чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, Бедили баҳри сухан:
«Шарм дор аз дидани гул бе ризои андалеб!»

---

[1] Савои – ба ҷуз, танҳо…

## ৵ 59 ৶

Нағмаи ушшоқ бошад дар навои андалеб,
Нест ғайр аз дидани гул муддаои андалеб.

Сорбони ранги гулшан дорад оҳанги сафар,
Кай бувад дар маҳмили ӯ ҷуз дарои[1] андалеб.

Тарсам аз улфатпарастиҳои сози нағмааш,
К-аш халад дар пои гул хор аз садои андалеб.

Баски шуд меҳнаткаши шавқи тамошоҳои гул,
Гашта хам аз бори ғам қадди дутои андалеб.

Ошиқонро нанг бошад кисвати ранги ғурур,
Нест ғайр аз хоксориҳо қабои андалеб.

Дар ҳарими васл дорад нола аз шаб то саҳар,
Кас намедонад, чӣ бошад муддаои андалеб.

Пунбаи ғафлат бувад шабнам ба гӯши ранги гул
Нашнавад як бор акнун моҷарои андалеб.

Ҳеч аз саҳни чаман берун намеояд, магар
Печутоби нола шуд занҷири пои андалеб?

Он қадар дорад ғурури ранги ҳусни ҳештан,
Кай шавад огоҳ гул аз ҳой-ҳои андалеб?

Мезанад парвонасон худро ба шамъи рӯи гул,
Ин қадар лозим бувад будан кирои андалеб.

Барфишон аз шабнами авроқи гул дар набзи ӯ,
Ҷуз гулоби васл кай бошад давои андалеб.

Дод ин фатво шабе парвонаи шамъи адаб:
Нест кам аз хуни Туғрал хунбаҳои андалеб.

---

[1] Даро – зангӯла.

## 60

Ҳино аз хуни мардум баста дастат,
Шуда гулгун ду лаъли майпарастат.

Ба қатли ошиқон теғи ду абрӯт,
Зи мижгон саф кашида чашми мастат.

Ба мо килки қазо ишқат навишта:
Маро ошиқ, ту маъшуқ аз аластат[1].

Ҷаҳони ҳуснро шоҳӣ мусаллам
Туро гардид аз тарзи нишастат.

Агар андар муҳити ғам дили мо
Шавад моҳӣ, ки то гирӣ ба шастат.

Наям осуда аз ишқи ту, Туғрал,
Инони ихтиёри ман ба дастат!

[1] Аласт – нахуст, ибтидо.

## 61

Зиҳӣ, ойинаро ҳайрат хаёли акси тасвират,
Камони фитнаро навак ҳадиси чашми зеҳгират!

Чу хок акнун ба бод аз оташи теғи туам, лекин
Басе ҷавҳар зи хунам гул кунад аз оби шамшерат.

Намерӯяд ба ҷуз ёқут дигар ҳеч аз хокаш,
Агар резад ба ҳар ҷо қатрае аз хуни нахчират.

Вуҷуби сарнавишти хомаи най нест бишкастан,
Дурустӣ нест мумкин дар қалам иншои тасвират.

Набандад бастаи зулфат дари шодӣ ба рӯи худ,
Ки фатҳулбоби ғам дорад ҳамин овози занҷират.

Сафо ҳамчун араз[1] шуд лозими ҷисми латифи ту,
Магар аз ҷавҳари хуршед бинмуданд тахмират?!

Зи найранги аҷоибхонаи чашми ту ҳайронам,
Ки дорад фитнаро бедор хоби нозтаъбират.

Зи бӯи ғунчаи мадҳи ту акнун вақти он бошад,
Гулистон бишкуфад дар сафҳаам аз ранги таҳрират.

Камондори хаёли абруят то новакафкан шуд,
Нафас монанди рангам рафт дунболи пари тират.

Чӣ афсун аст, ё Раб, дар забони мори он гесӯ,
Ки оламро кунун бо як сари мӯ кард тасхират?!

Хушо аз мисраи мавзуни дарёи сухан, Туғрал:

---

[1] Араз – матоъ, коло.

«Қиёмат мекашад килки Фарангистони тасвират».

## 62

Ҳаёти Туғрал аз ишқи ҳабиб аст,
Ҷафои Туғрал аз дасти рақиб аст.

Бувад Туғрал асири зулфи ҷонон,
Ба Туғрал ҳар чӣ ояд, ё насиб аст.

Даме о сӯи беморони ишқат,
Ки бемор интизор андар табиб аст.

Биё, эй ҷон, ба истиқбол берун,
Ки ҷонон сӯи мо ояд, қариб аст.

Чаро аз ҳаҷри ӯ чун най нанолам,
Ки чун маҳҷур бе сабру шикеб аст!

Яке ояд ба сӯи кулбаи ман,
Навозишҳои ӯ баҳри ғариб аст.

Надонам хоб бо афсона, Туғрал,
Ҳамегӯям: дуогӯяш Нақиб аст.

## 63

Агар дил маҳви он рухсори зебост,
Зи ҷавҳар мавҷи ин ойина дарёст.

Надорад доғдори ишқ қадре,
Ватан бо лола андар кӯҳу саҳрост.

Машав дар меҳри имкон ҳамчу шабнам,
Ҷаҳон дар сояи ин боли анқост.

Ба вақти аҷз душман дӯст гардад,
Ба зонуи Сикандар фарқи Дорост.

Ҳарими ҳурмати дилдор дур аст,
Басе дар роҳи ишқаш зеру болост.

Бувад ушшоқ масти бодаи ғам,
Уруҷи[1] нашъаи мо кай зи миност?!

Ба олам ҳар куҷо бошад агар дил,
Асири ҷаъди он зулфи мутаррост.

Бисоти ишқ шуд то маснади мо,
Кулоҳи ифтихори мо фалаксост.

Дуиро нест раҳ дар маскани ишқ,
Дили ошиқ аз ин савдо мубаррост[2].

Диҳад сад мурдаро ҷон аз такаллум,
Ба эҳё лаъли ӯ рашки Масеҳост!

Ба ёди гесуяш ашкам гираҳ зад,
Зи мавҷ ин баҳрро занҷир бар пост.

Худоро, ҷониби мо кун нигоҳе,
Сафед аз интизорат дидаи мост!

Хушо з-ин мисраи Бедил, ки, Туғрал,
«Хаёле садди роҳи ибрати мост».

---

[1] Уруҷ – парвоз; боло рафтан.

[2] Мубарро (барӣ) – пок.

## 64

Дилам ба захми хадангаш зи баски муътод аст,
Хаёли новаки ӯ сарнавишти устод аст,

Аз он замон, ки ба зулфи ту шона маҳрам шуд,
Ғизоли дашти Хутан зери нахли шамшод аст.

Шудам барои тамошо ба боғу дидам дӯш,
Ки баҳри як гули рӯят ҳазор фарёд аст.

Ба дашти ишқ, ки ваҳшат далели мақсади ӯст,
Ҳадиси зулфи ту доми умеди сайёд аст.

Агарчи аз адабистони васл маҳрумам,
Ҳанӯз дарси ғами ишқи ту маро ёд аст.

На раҳбаре, ки расонад ба сӯи Ширинаш,
Садои теша далели тариқи Фарҳод аст.

Зи банди фикри тамannои бешу кам бигузар,
Хушо касе, ки зи бори тааллуқ озод аст!

Мабош ғарра дар ин олами харобобод,
Ки хишти зербинои вуҷуд аз бод аст.

Чӣ суратам, ки ба нақши вуҷуди ман, Туғрал,
Зи мӯи чинии фағфуру килки Беҳзод аст?!

## 65

Ҳар киро шӯхи парирухсор аст,
Соғари ишрати ӯ саршор аст.

Зоҳидеро, ки сафо дар дил нест,
Субҳаи ӯ на кам аз зуннор аст.

Зулфи ӯ дидаму гуфтам дар дил:
Ҳар куҷо ганҷ бувад гар, мор аст.

Аз лабаш вақти сухан дур борад,
Лаъли ӯро зи Бадахшон ор аст.

Кай бувад ёр барӣ аз ағёр,
Як гуле нест, ки ӯ бехор аст.

Дар талаб неҳ, ту, қадам оҳиста,
Кӯҳи ин бодия ноҳамвор аст.

Кӯҳкан ҷон ба абас мебозад,
Кандани кӯҳи ғамаш ночор аст.

Икди[1] зулфаш нашавад ҳал осон,
Ки ба ҳар ҳалқаи ӯ асрор аст.

Бе фано кай бувад имкони вусул,
Ба ҳарими ҳарамаш гар бор аст.

Хурда[2] дар гуфтаи Туғрал кам гир,
Коснӣ ҳам гуле аз гулзор аст.

---

[1] Икд – гиреҳ, банд, таноб.
[2] Хурда – эрод, таън.

## 66

Ҳазин маншин, ки Наврӯзи баҳор аст,
Ҷаҳон чун Хизри хаттат сабзазор аст.

Баҳор афрӯхт зинат дар гулистон,
Маҳалли файзи сайри гулъизор аст.

Гулу сунбул парешон аз сабо шуд,
Фарозу шеби саҳро лолазор аст.

Ба як сӯ навҳагар қумрӣ зи ку-ку,
Навои булбулу савти ҳазор аст.

Чаман зинатфазо шуд аз баҳорон,
Рухи ёрам ҳамеша навбаҳор аст.

Аз он бо гул шавад бомантиқӣ шарт,
Руху гесӯи ӯ лайлу наҳор аст.

Надорам тоқати дурӣ зи васлаш,
Чу гул ҷонону Туғрал ҳамчу хор аст.

## ❧ 67 ❧

Он ки таслими суҷуди хоки пояш шуд, сар аст,
Раҳбари ойинаи матлаб сафои ҷавҳар аст.

Тойири ишқ аз пару боли ҳавас бошад барӣ,
Он ки дар доми ту афтад, сайди беболупар аст.

Дуди оҳамро асар бошад саводи лаъли ӯ,
Даъвии ишқи маро хатти ғубораш маҳзар аст.

Сурма андар ком дорад мӯи чинӣ дам ба дам,
Ҳар киро тамкин бувад, донӣ, ки гӯши ӯ кар аст.

Нест фикри ошиқон пасту баланди эътибор,
Хонаи ойина кай муҳтоҷи ин бому дар аст?!

Дар ғамат чун шамъ дорам гиря аз шаб то саҳар,
Он чи аз ишқи ту сомон кардаам, чашми тар аст.

Дар саводи сафҳаи лавҳи дили ушшоқи ғам
Мадди оҳам гаҳ мидоду[1] гоҳ тори мистар[2] аст.

Нест, Туғрал, дар раҳи мақсад далели дигаре,
Ишқ моро оқибат дар кӯи ҷонон раҳбар аст.

---

[1] Мидод – қаламе, ки мағзи он бо сурб сохта мешавад.
[2] Мистар – хаткаш.

## 68

То ниҳоли қомати ӯро санавбар чокар аст,
Дар чаман қумрӣ зи ҳасрат ҳамдами хокистар аст.

Бар субути имтиёзи ҳуснаш аз хубони даҳр
Сабзаи хатти зумуррадфоми лаълаш маҳзар аст.

Дӯш дар гулшан ҳадиси ҷаъди гесӯяш гузашт,
Сунбул имрӯз аз хиҷолат поймоли сарсар аст.

Дар хаёли лаъли ӯ чун ғунча бикшоям даҳан,
Ноқаи фикрам саропо зери бори шаккар аст.

Бар фурӯғи дида миннат кай кашам аз тӯтиё,
Мардуми чашми маро то рӯи хубон манзар аст.

Хост ҳушам, дар шаби зулфаш шабехун оварад,
Шаҳнаи[1] холаш гирифт, к-ин даври шоҳи дигар аст.

Туғрал, аз осеби чашми бад ҷамолашро чӣ бок,
То дилам дар оташи ишқаш сипанди миҷмар аст.

---

[1] Шаҳна – сипоҳӣ, пулис.

## 69

То зеру бами нағмаи мизроби ту соз аст,
Оҳанги навоят ҳама аз пардаи ноз аст.

Ҷуз оҳани ғам кай бувад асбоби футӯҳат
Дар қуфли ҳақиқат, ки калидаш зи маҷоз аст.

Душман бувад, эй дӯст, ба ҳар кас натавон гуфт
Асрори ғами ишқ, ки бе маҳрами роз аст.

Раҳ нест ба гирди ҳарами ёр касеро,
Дар бодияи ишқ басе шебу фароз аст.

Ҳар кас кунад аз машраби худ пеши ту изҳор,
Соғар ба тамошову суроҳӣ ба намоз аст.

Кӯтоҳ намуд аз ҳама савдои ҷаҳонам
Зулфи ту, ки сармояи як умри дароз аст.

Акси ту, ки чун шӯхии парвози кабӯтар,
Монанди нигаҳ ҷилвагари дидаи боз аст.

Туғрал, чӣ хуш аст маънии ин масраи Ҳофиз:
«Рухсораи Маҳмуд кафи пои Аёз аст!»

## 70

Ҳаё пероҳани андоми ноз аст,
Тағофул пардаи қонуни роз аст.

Бибин зеру бами тори муҳаббат,
Ба мизроби хамӯшӣ нағмасоз аст.

Ба дашноме рақибонро навозад,
Аҷаб шӯхе, ки ӯ душманнавоз аст.

Намеояд барои пурсиши ман,
Ба роҳи интизораш дида боз аст.

Аз он қул-қулли миноро шунидам,
Дилам вақти қиёмаш дар намоз аст.

Ба субҳи васл дорам интизорӣ,
Шаби ҳиҷрон аҷаб дуру дароз аст.

Ба каф осон наёяд домани васл,
Басе дар роҳи ӯ шебу фароз аст.

Дари хомӣ кушо, то пухта гардӣ,
Калиди қуфли таҳқиқаш маҷоз аст.

Маонӣ сайд шуд, Туғрал, зи Шоҳин,
Ки сайди чангулаш[1] анқо, на боз аст!

---

[1] Чангул – чангол, панҷа.

## ⸙ 71 ⸙

То зулфи ту дар хирмани гул ғолиябез аст,
Дар даври қамар бин, ки қирон муштарирез аст.

Тарсам, ки ба дил рахна занад мардуми чашмат,
Варна зи чӣ рӯ ханҷари мижгони ту тез аст?

Мақтули туро нест аз он сурати мурдан,
Барқи дами шамшери ту то ойинарез аст.

Заҳматкаши ишқам, ки чи ҳиҷрону чи васлат,
Аз дасти ҷафои ту куҷо ҷои гурез аст?

Ҳар ҷо, ки зи нақши кафи пои ту нишонест,
Чун арсаи маҳшар ҳама дам ғулғулахез аст.

Афсонаи ҳусни ту ҳар он гӯш, ки бишнид,
Дар даъвии зебоии Юсуф ба ситез аст.

Ҳар кас, ки саводи хати мушкини туро дид,
Дар қофияи ҳусн бигуфто, ки тамиз аст.

Фарҳанги суханҳои дақиқи мани Туғрал
На таври «Суроҳ» аст, на гуфтори «Ҳамиз» аст.

## ঌ 72 ঌ

Чанд рӯзе дар ҷаҳон, эй умр, меҳмонӣ бас аст,
Аз ҳусули муддао оҳи пушаймонӣ бас аст.

Орзуи ҷоҳ дорӣ гар зи нақши эътибор,
Ёди таъмири хаёлат хонавайронӣ бас аст.

Гаштӣ аз дарси камол имрӯз ғофил, мар туро
Ҳамчу ябруҳассанам[1] як номи инсонӣ бас аст.

Чанд гӯӣ, к-аз тааллуқҳои имкон бигзарам?
Бигзарӣ гар аз ҷаҳон, як доманафшонӣ бас аст,

Гир дар роҳи талаб аз нақши пои ӯ сабақ,
Мар туро ойинасон як чашми ҳайронӣ бас аст.

То куҷо хоҳӣ, к-аз ошуфтан ба ҷамъийят расам,
Аз тасаввурҳои зулфаш як парешонӣ бас аст.

Гар ҳамехоҳӣ, ки аспи хеш аз фарзин кунӣ,
Дар бисоти нарди ғам як дона гардонӣ, бас аст.

Дӯш аз себи занахдонаш гирифтӣ баҳрае,
Аз лаби лаълаш туро имрӯз хубонӣ бас аст.

То ба кай гӯӣ, ки хонам дафтари ушшоқро?
Аз китоби меҳнаташ як сатр агар хонӣ, бас аст.

Каъбаи байтуллаҳи фикри маро, Туғрал, кунун
Аз шикори сайди маъниҳо яке бонӣ бас аст!

[1] Ябруҳассанам – мардумгиёҳ.

## 73

Хоксорӣ баски моро шаҳпари боли расост,
Гарди моро аз заъифӣ хона бар дӯши ҳавост.

Соя аз афтодагӣ хуршед дорад дар бағал,
Дастгоҳи муфлисиро эътибори кимиёст.

То тавонӣ, кор андар мазраи дил тухми ашк,
Донаи ин киштро з-абри карам нашвунамост.

Ҳар куҷо бошад, ҳамон Лайлӣ бувад манзури ӯ,
Дар дили Маҷнун магар ойинаи гетинамост?

Дӯш пои мо магар аз маркази ғам шуд бурун?
Ҳар чӣ меояд ба мо имрӯз, аз паргори мост.

То ба арзи ҷилва омад акси рухсори гулаш,
Ҷавҳари ойина зери шабнами мавҷи ҳаёст.

Қатрае зоҳир нашуд аз ҷӯшиши шавқи дилам,
Оби ин сарчашмаро аз мавҷ занҷире ба пост.

Меканам кӯҳи диламро аз ғамаш чун Кӯҳкан,
Лек чун ман кай касе дар ишқи ӯ саброзмост?

Оламе маҳванд чун ойина дар роҳи ғамаш,
Дидаи ушшоқро сармашқи ҳайрат нақши пост.

Ҳосили ишқат, ки абрӯяш гувоҳӣ медиҳад,
Чун камон хамёзаат оғӯши ин қадди дутост.

Шуд яқинам, Туғрал, аз дарси муҳаббат ин сухан:
Раҳбари ошиқ суи маъшуқ нақши бӯриёст.

## 74

Ҳар лаҳза ба дил аз мижаат захми ходанг аст,
Абрӯи камони ту магар кори Фаранг аст?

Машҳур бувад гул ба чаман гарчи ба хубӣ,
Аз хиҷлати рухсори ту аз ранг ба ранг аст.

Аҳволи маро дидию раҳми ту наёмад,
Дил нест магар дар бағалат, қитъаи санг аст?!

Дуди ғами меҳнат накунад тира диламро,
Ин ойина он нест, ки ӯ қобили занг аст.

Дар баҳри ғамаш дар кӣ фитад, нест халосӣ,
К-ин луҷҷаи дарё ҳама дар коми наҳанг аст.

Бошад рақами доғи сувайдои дили ман,
Он нуқта, ки сармашқи хати пусти паланг аст.

Дар шуълаи шамъи дилам, эй ашк, мазан об,
Сулҳе, ки ту мехоҳӣ, саропо ҳама ҷанг аст.

То чанд бигӯӣ сухане аз даҳани ӯ?
Бигзар ту аз ин дағдаға, к-ин қофия танг аст.

Осон набувад даъвии савдои висолаш,
Маъҷуни хаёлат ҳама аз нашъаи банг аст!

Васле, ки бувад дар пояш андешаи ҳиҷрон,
Шаҳдест ба коми ту, ки аз таъми шаранг аст.

Шабдизи[1] ҳавас чанд дар ин бодия ронӣ?
Раҳ дуру дароз аст, вале аспи ту ланг аст.

Туғрал, ҳама дар банди сухан баски асиранд,
Имрӯз маро аз ғазалу қофия нанг аст.

---

[1] Шабдиз – шарбранг, шабмонанд; номи аспи Хусрав.

## 75

Ҷуз ишқ ба олам ҳама авҳоми[1] хаёл аст,
Бо мурғи ҳавас сояи анқо пару бол аст.

Таълими ҷунун гир зи устоди муҳаббат,
Ҳар ҳарф, ки хонӣ зи ғамаш, дарси камол аст.

Андар пайи иқболи ту идбор муҳайёст,
Шоми ғами ҳиҷрони ту аз субҳи висол аст.

Сарчашмаи дилро макун аз гарди ҳавас гил,
Акси рухи худ бинӣ, агар об зулол аст.

Тарсам, ки дарад ҷомаи нозаш ба нигоҳе,
К-андар бари ӯ пераҳан аз тори хаёл аст.

Дӣ муҳлати имрӯз фикандӣ ту ба фардо,
Ойинаи мустақбалу мозии ту ҳол аст.

Ташвиши дигар нест ба ғайр аз сари мӯе,
Гар чинии моро ҳаваси ранги сафол аст.

Уммеди вафо кардаам аз рамзи нигоҳаш,
Дар муҳраи ғам баски дилам қуръаи фол аст.

Туғрал, шуда то тӯтии табъи ту шакаррез,
Дар мадҳи забони ту забони ҳама лол аст.

[1] Авҳом – гумонҳо, пиндорҳо, аз решаи «ваҳм».

## 76

Гарчи рангу бӯ далелу шоҳиди рӯи гул аст,
Лек андар рӯи гул пероя[1] з-оҳи булбул аст.

Сози айше нест андар базми имкон, дам ба дам
Аз шикасти ранг минои диламро қул-қул аст.

Сарнавиштам шуд зи девони қазо ошуфтагӣ,
Хомаи тасвири ман гӯё зи тори сунбул аст,

Наргиси бебоки ӯ майхона дорад дар бағал,
Мастии чашмаш на аз кайфийяти ҷоми мул аст.

Сӯхтам чандон, ки печидам ба худ дар нори ғам,
Дуди шамъи дил маро аз печутоби кокул аст.

Нестам чун шона аз савдои зулфи ӯ бурун,
Ёди гесӯяш кунун дар гардани ҷонам гул аст,

Ҳар замон парвоз месозад суи сайди сухан,
Туғрали моро, ки аз фикри маонӣ чангул аст.

---

[1] Пероя – ороиш, зебу зинат.

## 77

Рафтани ҳуш аз сарам то сорбони маҳмил аст,
Ноқаи шавқи маро дар хоки Маҷнун манзил аст.

Он қадар мастам, ки нашносам ҷунунро аз хирад,
Нашъаи ҷоми шароби ман зи ангури дил аст.

Қатраи хуне, ки аз захми дили ман мечакад,
Нест хун, ӯ шабнаме аз шарми теғи қотил аст!

Дорам аз фикри баланди хеш мазмуни баланд,
Сад Фалотун аз кушоди маъниям подаргил аст!

Шукр лиллаҳ, фориси майдони ашъорам кунун,
Нуктаи сарбастаи ман лойиқи ҳар маҳфил аст.

Аз румузи маънии ман сар-сарӣ натвон гузашт,
Ғайри мазмун аз каломам ҳар чӣ фаҳмӣ, ботил аст.

Бастаам мазмун, ки аз инсоф гӯяд мустамеъ[1]:
Ин ҳама рамзошноиҳо зи фикри Туғрил аст!

---

[1] Мустамеъ (сомеъ) – шунаванда.

## 78

Дар кишвари малоҳат шоҳӣ туро тамом аст,
Шамшоду сарву тӯбо бо қоматат ғулом аст.

Дар ҳар куҷо, ки бинам авсофи хулқу хӯят,
Бо суманоту масҷид «мо қола» з-ин калом аст[1].

Чун ғунча лаб кушоям, васфи туро намоям,
Ғайр аз ҳадиси рӯят дигар маро ҳаром аст.

Ҳусни бутони олам рӯ дар завол дорад,
Дар авҷи хубрӯӣ меҳри туро қиём аст.

Чашми сиёҳи мастат бегона аз нигаҳ шуд,
Ҳиндуи холи лаълат ноошнои ром аст.

Мо пухтагони ишқем дар миҷмари[2] ғами ту,
Магзор булҳавасро, азбас ҳанӯз хом аст.

Аз қисмати нахустин ишқат ба мо расида,
Ойина бо Сикандар, Ҷамро ҳавола ҷом аст.

Бо аҳди гулъизорон зинҳор дил набандед,
Аз андалеби гулшан бо гӯшам ин паём аст.

Дар боргоҳи васлат ҷон туҳфа бурд Туғрал,
Шамшер хун чаконад, азбаски бениём аст.

---

[1] Суманот – номи маъбади ҳиндуҳо.
[2] Миҷмар – оташдон, бӯйи сӯз.

## 79

Баски ҳастӣ ҳама сомони вуҷуди адам аст,
Сози қонуни бақоро зи фано зеру бам аст.

Дӯстон, беҳуда дар олами имкон ҳаргиз
Дили осуда маҷӯед, ки бисёр кам аст.

Заррае меҳри ҷаҳон дар дили худ роҳ мадеҳ,
Матлаи субҳи тараб аз уфуқи шоми ғам аст.

Ҳоли мустақбалу мозист аён дар ошиқ,
Он чи дар лавҳи дили мост, на дар ҷоми Ҷам аст!

Нест осон ба биёбони ғами ӯ рафтан,
Ки дар ин бодия андар раҳаш аз сар қадам аст.

Асари шуҳрати ушшоқ ба олам боқист,
Беди Маҷнун ба сари турбати Маҷнун алам аст.

Ошиқонро магар аз мактаби озодии ғам
Мисраи қомати барҷастаи ӯ як рақам аст?

Дар миёни ману ӯ хома набошад маҳрам,
Он ки ифшо кунад асрор, забони қалам аст.

Маҳви уммеди тамошои хироми ӯем,
Ҳайрати мо ҳама аз сурати нақши қадам аст.

Эй хушо, мисраи дарёи маонӣ, Туғрал,
«Риштаи умр зи ашкам ба гираҳ муттаҳам аст».

## 80

Фурсати аҳди ҷаҳон аз субҳи ҳастӣ як дам аст,
Рангу бӯи боғи имкон ҳамчу меҳри шабнам аст.

Барги гул дар боғ аз боди хазон тороҷ шуд,
Дар бари булбул нигар, акнун либоси мотам аст!

Дар навои пардаи ушшоқи мо мизроб нест,
Нағмаи сози муҳаббат баски бе зеру бам аст.

Ман шаҳиди абруям, бо ҷавҳари теғаш қасам,
Сархати бахтам нигун чун ном андар хотам аст.

Гарчи бошад дар ҷаҳон аз номи ман овозае,
Он чи зоҳир мешавад зери нигин, нақши ғам аст.

Он қадар дар оташи шавқи муҳаббат сӯхтам,
Дуди оҳам дар ливои ишқ акнун парчам аст!

Васл дорӣ орзу, бояд шудан аз дил барӣ,
Дар ҳарими ҳурмати дилдор дил номаҳрам аст.

Бигзаред, эй ноҷавонмардон, зи савдои ҳавас,
Шуҳрати ҷуду сахо махсуси номи Ҳотам аст!

Ман ҳамебинам ба фикри хеш, Туғрал, дам ба дам,
Ҳар чӣ дар ойинаи Искандару ҷоми Ҷам аст.

## ঌ 81 ঌ

Риндем мову бӯқаламунӣ шиори мост,
Расво шудан миёни касон эътибори мост.

Мо пайравони пири харобот мешавем,
Бехуд шудан ба гӯшаи майхона кори мост.

Зулфи сияҳ, ки гирди рухи ёр дидаед,
Он печутоби ҳалқаи дуди шарори мост.

Аз баҳри ёр таънаи ағёр мекашем,
Бо ёри мо назар накунад, ҳар кӣ ёри мост.

Он маъние, ки ҳаст зи мазмун бенишон,
Пайваста сайди Туғрали анқошикори мост!

## ⁓ 82 ⁓

То дар ин водӣ ғубори мо ба домон ошност,
Дасти Маҷнун аз таҳайюр бо гиребон ошност.

Нест андар сози қонуни дили мо нағмае,
Умрҳо шуд, нолаи мо бо найистон ошност.

Мефитад бар пои мардум дам ба дам аз рӯи зард,
Дурри ашкам аз ятимӣ то ба найсон ошност.

Ҳайрате дорам, ки асрораш бигӯяд мӯ ба мӯ,
Шонаро дил гар ба он зулфи парешон ошност.

Аз хироми ноз бар раҳ акси пояш дидаам,
Ҷавҳари ойинаам бо чашми ҳайрон ошност.

Нест имкони ҳусули муддаои ҳоҷаташ,
Чашми соил гарчи бо дасти каримон ошност.

Метапад дил дар барам ҳар лаҳза аз шавқи рухаш,
Боли ин парвона бо шамъи шабистон ошност.

Аз табассум дам ба дам шӯре ба дилҳо афканад,
Захмҳои синаи мо бо намакдон ошност.

Дар бағал рам дорад аз акси саводи дидааш,
Баски оҳуи маро ваҳшат ба мижгон ошност.

Бо бузургон ҳеч аз оҷизнавозӣ ор нест,
Аз заифӣ мӯр ин ҷо бо Сулаймон ошност.

Ҳаббазо, Туғрал, ки Бедил месарояд мисрае:
«Софии ойина бо габру мусулмон ошност».

## ⁓ 83 ⁓

Нағмаи қонуни ҳастӣ сози мизроби фаност,
Қомати пирӣ ба умри рафта оҳанги садост.

Чашми ибрат во куну бингар ту дар хоки адам,
Афсари шоҳӣ тирози нақши домони гадост.

Фурсати шодии аҳди ғам ду рӯзе беш нест,
Гул агар дар хандаву булбул ба гулшан дар навост.

Бигзар, эй Фарҳод, аз савдои Ширин баъд аз ин,
Ҳар чӣ сомон кардаӣ з-ин кӯҳ, тамҳиди садост.

Ақл мебошад ғубори дидаи Маҷнуни мо,
Хоки саҳрои ҷунун дар чашми ошиқ тӯтиёст.

Эй ки мехоҳӣ қадам дар водии ишқаш задан,
Ҷуз далели шавқ сӯяш дигаре кай раҳнамост?!

Бар дилам ҳар лаҳза акси оразаш гул мекунад,
Ҷавҳари ойинаро болидан аз ҷӯши сафост.

Мавсими ид аст, неҳ бар машҳади мо як қадам,
Бар кафи пои ту хунам кай кам аз ранги ҳиност?!

Бошад аз майхонаи имкон ба ҳар кас машрабе,
Хизр мамнуну Сикандар дар пайи оби бақост.

Ҳеч кас, Туғрал, набошад такягоҳи ҳеч кас,
Он ки дар афтодагӣ дасти туро гирад, Худост!

## 84

Шӯри дарёи муҳаббат мавҷе аз оби ман аст
Барқи шамшери ҳаводис ламъаи тоби ман аст.

Пардадори сози қонуни баму зери ғамам,
Нағмаи «Ушшоқ» аз оҳанги мизроби ман аст.

Нест ҷуз таъбири ҳайронӣ маро фоли дигар,
Фарши махмал саргузашти қиссаи хоби ман аст.

Мезанад меҳри дилам гар бахя дар ҷайби саҳар,
Чоки домони катон[1] лекин зи маҳтоби ман аст.

Хондаам дарси адабро пеши устоди ҷунун,
Қадди моҳи нав дуто аз вазъи одоби ман аст.

Ҷӯши тӯфони сиришкам дорад оҳанги дигар,
Хоки саҳрои ҷунун тамҳиди селоби ман аст.

Тоқати як олам аз абрӯи ёрам тоқ шуд,
Саҷдагоҳи сад ҷабин аз шавқи меҳроби ман аст.

Эй хушо аз мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Базми гардун субҳхез аз лаъли сероби ман аст».

[1] Катон – навъе гиёҳ, ки аз лифи он матоъе ба ин ном таҳия мекунанд.

## 85

Ақиқ аз ҳасрати лаъли ту хун аст,
Ҳилол аз шарми абрӯят нигун аст.

Ба ҳолам раҳм кун, эй шӯхи золим,
Ки аз ҳаҷри ту аҳволам забун аст!

Чу ман аз як нигаҳ сад кушта дорӣ,
Майи майхонаи чашмат фусун аст.

Дилам бурдию дилдорӣ накардӣ,
Анисам меҳнату ёрам ҷунун аст.

Ба ёди ҳасрати мими даҳонат
Қади ушшоқ аз ғам ҳамчу нун аст.

Биё, эй ҷон, ки ҷони мустамандат
Ба истиқлоли ту аз тан бурун аст.

Ало, эй шӯхи бепарвои золим,
Намепурсӣ, ки аҳволи ту чун аст?

Гули рӯи туро то дид Туғрал,
Дилаш чун ғунча доим ғарқи хун аст.

## 86

Тире, ки аз камони нигоҳи ту ҷастааст,
Чун новаки фироқ дили мо шикастааст.

Сайёди тирафкану оҳуст чашми ту,
Ин турфа[1] оҳуе, ки ба мардум нишастааст.

Кас нест дар ҷаҳон, ки набошад асири ту,
Як дил зи банди ҳалқаи зулфат нарастааст.

То кардаем ёди камони ду абруят,
Пайкони ғам ба синаи мо даста-даста аст.

Холест бар лаби ту ва ё зоғ дар чаман,
Ё ҳиндуе, ки бар лаби Кавсар нишастааст?

Дар маҳфиле, ки сози баму зери васли туст,
Савти «Фироқ» нохуни мутриб шикастааст.

Мадди нигаҳ ба сояи мижгони интизор
Чун анкабут хонаам аз мӯй бастааст.

Набвад саводи хатти изораш бароти мо,
Дуду ғубори оташи дилҳои хаста аст.

Туғрал, ғуломи мисраи зебои Бедилам:
«Осудагӣ зи кишвари мо бор бастааст».

---

[1] Турфа – аҷиб, ҳайратовар.

## 87

Дилбарам пур пурҷафо афтодааст,
Дур з-ойини вафо афтодааст.

Бар дилам аз новаки бебоки ӯ
Сад ҳазорон захмҳо афтодааст.

Дар раҳи ишқаш чу ман бисёр кас
Аз гирифторӣ зи по афтодааст.

Дар ҳавои васлаш аз даври аласт
Бар сарам ин моҷаро афтодааст.

Зоҳидо, аз қисмати рӯзи азал
Муғ[1] маро, масҷид туро афтодааст.

Қуръаи дарёкашӣ бо номи ман
Аз хати килки қазо афтодааст.

Туғрал, аз зеру бами ашъори ту
Сози мазмун дар садо афтодааст.

---

[1] Муғ – 1. рӯҳонии зардуштӣ; 2. отшапараст.

## ꧁ 88 ꧂

Яксар шарори ишқаму оҳам забона аст,
Ойинадори дардаму ҳайрат баҳона аст.

Хирман кунед донаи гавҳар зи ашки ман
Дар ҳар тараф, ки сели сиришкам равона аст.

Эй нохудо, ту лангари киштӣ зи сабр кун,
Баҳри муҳити ишқ аҷаб бекарона аст,

Мо ошиқему шуҳраи офоқ гаштаем,
Аз мо басе ба оламӣ имкон фасона аст.

Набвад ба сози пардаи ушшоқ зеру бам,
Оҳанги сози нағмаи мо з-ин тарона аст.

Ҳайронам аз хаданги[1] камони расои ӯ,
Ҳар ҷо дилест, тири ғамашро нишона аст.

Ашке, ки мечакад ба раҳи интизори ӯ,
Дар киштзори муҳраи уммед дона аст.

Туғрал, гузаштаам зи таманнои қасру ҷоҳ,
Боми фалак, ки бар сари ман сақфи хона аст.

---

[1] Хаданг – тир.

## 89

Баски берангӣ дар ин гулшан далели ранги ӯст,
Арзи ҷавҳар сайқали ойинаро аз занги ӯст.

Мезанад ҳар лаҳза дам аз мавҷи тӯфони бақо,
Шӯхии хуни шаҳидон аз ҳинои чанги ӯст.

То нагардад суда аз рафтор пои тавсанаш,
Ҳалқаи чашмам кунун наъли суми шабранги ӯст.

Нестам осуда ҳеч аз сангборони рақиб,
Бар сарам санге, ки меояд, ҳама аз санги ӯст!

Нест андар боғи имкон чун гули рӯяш гуле,
Ҳусни Юсуфро ба ӯ нисбат мадеҳ, к-ин нанги ӯст!

Мори гесӯ сар ба сар печида бо сарви қадаш,
Ин фусун як шуълае аз шеваи найранги ӯст.

Гарчи аз ҳиҷрони ӯ аз дида боридам гуҳар,
Гавҳари ашкам ҳама перояи авранги ӯст.

Муҳри меҳнат зад қазо бар маҳзари девони мо,
Пеши султони муҳаббат сулҳи мо аз ҷанги ӯст.

Нест як дил дар ҷаҳон бе сози қонуни ғамаш,
Нағмаи зеру бами «Ушшоқ» аз оҳанги ӯст.

Эй хушо, Туғрал, ки Бедил месарояд мисрае:
«Хок кун бар фарқи он созе, ки бе оҳанги ӯст!»

## ~ 90 ~

Бода риндонро шароби кавсарист,
Гардани мино дар оғӯши парист.
Аз румузи мушкилоти зулфи ӯ
Гар гузаштӣ бетааммул, сарсарист!
Инқилоби ранги фитрат кор нест,
Модагиҳои заған ҳам аз нарист!
Ҷавҳарат ойинасон гул мекунад,
Хушкии савдоят аз ҷӯши тарист[1].
Оҳи булбул мезанад оташ ба боғ,
Дар бараш гар ҷомаи хокистарист.
Сангдилро нест раҳ дар базми мо,
Душмани ин шишаву мино парист.
Раҳбари нол[2] аз заъифӣ нола шуд,
Маҳрами қонуни соз аз лоғарист.
Тарҳи улфат дода рухсораш ба ҳам,
Обу оташро агарчи доварист.
Ҳамчу зулфаш нест устоди дигар,
Баски шогирдаш сипеҳри чанбарист!
Наргисаш ғоратгари ислому дин,
Сунбулаш зуннори машқи кофарист,
Дар фироқ аз толеи бахти бадам,
Гарчи фолам қуръаи некахтарист.
Чашми ҷодуи ту дар машқи фусун
Сархати афсуну сеҳри Сомирист[3].
Чор сӯят панҷнавбатзан пур аст,
Гар ба савдои ту шашшум муштарист.
Ҳаббазо, Туғрал, ки Бедил гуфтааст:
«Худнамоиҳо касофатҷавҳарист!»

---

[1] Тарӣ – тару тоза, бо тароват.
[2] Нол – най.
[3] Сомирӣ – соҳире буда дар замони ҳазрати Мӯсо (а).

## 91

Сиришкам донаи беҳосили кист?
Қумоши[1] нола бори маҳмили кист?

Дилам ҳар лаҳза дорад изтиробе,
Тапишфарсуди шавқи бисмили кист?

Гуҳаррез аст чашми интизорам,
Намедонам, ки ин сарманзили кист?

Набошад гар ба қатли мо кашида,
Хами абрӯш теғи қотили кист?

Ба давр осон нагардад ин тасалсул[2]
Гиреҳ дар зулфи ӯ аз мушкили кист?

Забонаш ҳамчу тӯтӣ дар такаллум
Шакаррези бисоти маҳфили кист?

Бурун шуд аз кафам нақди дил, аммо
Надорам дил, намедонам дили кист?

Давонад ҳар тараф тӯфони ашкам,
Насиби заврақам аз ҳосили кист?

Хушо, Туғрал, аз ин мисрои Бедил:
«Наям огаҳ, ба чанги ӯ дили кист?!»

---

[1] Қумош – рахт, матоъ.
[2] Тасалсул – занҷир, аз решаи «силсила».

## ঌ 92 ঌ

Қомати дилҷӯи ӯ сарви гулистони кист?
Орази тобони ӯ шамъи шабистони кист?

Гар набувад тири ӯ сӯи манаш дам ба дам,
Бар дили маҷрӯҳи ман новаки пайкони кист?

Боди сабо мебарад қофила бар қофила
Силсилаи мушкро, зулфи парешони кист?

Ханда ба гул мезанад вақти тамошо ба боғ,
Ғунчаи лаъли лабаш аз чаманистони кист?

Дӯш ба хоки дараш нола задам ҳамчу най,
Ҳеч нагуфт он санам як қалам афғони кист?

Гар на ба дашти ҷунун роҳнаварди туам,
Ин ҳама дар пои ман хори муғелони кист?

Пир шудам аз ғамаш, хатти баротам надод,
Сабзаи Хизри лабаш аз хати райҳони кист?

Рашк барад аз ҳасад тӯтии Ҳиндустон:
Туғрали ширинсухан аз шакаристони кист?

## ~ 93 ~

Сархати машқи ҷунун зулфи парешони кист?
Сурмаи бахти сияҳ наргиси фаттони кист?

Гар на хаданги туро синаи ман шуд ҳадаф,
Бар дили маҷрӯҳи ман новаки пайкони кист?!

Забти инони нафас баски маро мушкил аст,
Ҳеч надонам, ки дил дар хати фармони кист?

Акси ту набвад агар бар дили ман ҷилвагар,
Дидаи ойинаам ин ҳама ҳайрони кист?

Меравад аз чашми ман дам ба дам аз бехудӣ,
Ашки парешони ман гӯи гиребони кист?

Ғунчаи лаълаш нашуд бираи танбули ман,
Сурхии ёқути ӯ оташи марҷони кист?!

Манзари чашмам агар нест туро мунтазир,
Дар раҳи сели бало хонаи вайрони кист?

Сояи мижгони ӯ сӯзани ҷайбам нашуд,
Риштаи оҳи дилам бахяи домони кист?

Туғрали ширинсухан, маънии Бедил нигар:
«Қомати барҷастаат мисраи девони кист?!»

## ⸙ 94 ⸙

Рухаш имшаб чароғи хонаи кист?
Нигоҳам шаҳпари парвонаи кист?

Ҳадиси кӯтаҳи зулфаш дароз аст,
Шаби мо рӯз аз афсонаи кист?

Зада ашкам зи шодӣ хаймаи ғам,
Саводи чашми ман кошонаи кист?

Ҷунун хезад дар ин роҳ аз ғуборам,
Хироми шӯхии мастонаи кист?

Надорад ҳосиле ҷуз ноумедӣ,
Надонам, тухми дил аз донаи кист.

Хуморе дорам аз дарди сари ғам,
Ғуборам аз хати паймонаи кист.

Забони ҳарфи гесуяш надонам,
Ки охир тарҷумонам шонаи кист?

Сари зулфаш фитад дар пои ҳушам,
Надонам, ҳалқаи девонаи кист.

Ғуломи ҳалқабардӯши ду гӯшам
Ҳадиси дилкаши ҷононаи кист?

Хушо аз мисраи Бедил, ки, Туғрал,
«Сиришкам нусхаи девонаи кист?»

## 95

Ҳеч дар мулки ҷаҳон чун ӯ парирухсор нест,
Аҳриманро беҳтар аз гесӯи ӯ зуннор нест.

Ҳар замон чун шамъ андар хонаи дил бинамаш,
Садди роҳи он парӣ ҳаргиз дару девор нест.

Арзи ҳоҷотат ҳиҷоби акси матлаб мешавад,
Ҷуз нафас ойинаи дилро дигар зангор[1] нест.

Кист бошад дар шаби ҳиҷрон анису ҳамдамаш?
Ҷуз хаёли Лайлӣ дар Маҷнун дигар ғамхор нест.

Дар биёбони ғамаш аз сар қадам бояд туро,
Ин раҳи ишқ аст, чун роҳи дигар ҳамвор нест.

Эй сабо, оҳистатар бигзар ба ойини адаб,
Дар ҳарими ҳурмати ӯ ҳеч касро бор нест.

Мекунӣ, Туғрал, кунун парвоз дар авҷи сухан,
Ҳеч кас имрӯз монанди ту дар ашъор нест!

---

[1] Зангор – занг; занги оҳан ва ғайра.

## 96

Дар тариқи ишқ касро раҳбаре даркор нест,
Хонаи ойинаро бому даре даркор нест.

Мекашад қуллоби ҷазби ишқ сӯят дам ба дам,
Бисмили шавқи туам, болу паре даркор нест.

Кай бувад шероза дар ҷузви китоби ошиқон,
Дар саводи сафҳаи дил мистаре даркор нест.

Фарши таслими суҷуди хонақоҳи ишратам,
Хутбаи мино гар ин аст, минбаре даркор нест.

Дар тилисми унсури ин чорсӯи эътибор
Ҳеч дар савдои ғам симу заре даркор нест.

Кӯҳро ҳаргиз гаронӣ аз садо монеъ нашуд,
Ин бувад тамкин агар, гӯши каре даркор нест.

Паҳлуи ушшоқ бошад гарми савдои ҷунун,
Фарши Маҷнун аст ҳомун[1] бистаре даркор нест.

Метавон рафтан ба ҳиммат аз замин дар осмон,
Бори Исо гар ҳамин бошад, харе даркор нест.

Ваҳ, чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, Бедили баҳри сухан:
«Дарди дилро бандаам, дарди саре даркор нест!»

[1] Ҳомун – дашт, саҳро.

## ৎ 97 ৎ

Баски дар қасри ҷаҳон ободӣ аз меъмор нест,
Ҷуз фано дар хонаи ҳастӣ дигар девор нест.

Оламе саргарми савдои хаёли оламанд,
Ҳеч кас аз хоби ғафлат як даме бедор нест.

Беш аз ин дар боғу дар гулшан манол, эй андалеб,
Риштаи дилбастагӣ дар ранги ин гулзор нест.

Ваҳ, чӣ нақди косидем[1] имрӯз дар дуккони даҳр,
Ҷинси моро ҳеч гоҳе гармии бозор нест.

Орзуи меҳри атлас дар дили мо кай бувад?
Фарши мо афтодагон ҷуз сояи девор нест.

Нақди дуккони хамӯшон марҳами захми дил аст,
Дар шикасти мӯи чинӣ мӯмиё даркор нест.

Пардаи мизроби ғам дорад баму зери дигар,
Нолаи ушшоқ дар оҳанги мусиқор нест.

Ҳалқаи зулфаш бувад сармашқи чавгони фусун,
Марказе дорад дили мо, ҳоҷати паргор нест.

Заҳри ғам бошад ба комам, Туғрал, аз гесӯи ӯ,
Ҳайрате дорам, ки ҳаргиз муҳра дар ин мор нест!

[1] Косид аз решаи «касод» – варшикаста, зарардида.

## ঌ 98 ঔ

Фалак ситоракаши фоли эътибори ту нест,
Тараб баҳонагари ҷоми интизори ту нест.

Фурӯғи шуълаи шавқат баланд шуд, лекин
Чу лола як асари доғ аз шарори ту нест.

Сафед гашт туро дида аз сияҳбахтӣ,
Саводи сурма ба чашми умедвори ту нест.

Мабош дар пайи забти инони тавсани ғам,
Ба ҳар тараф, ки равад дил, ба ихтиёри ту нест.

Ба тири оҳ камони умед зеҳ кардӣ,
Вале чӣ суд, ки сайди ҳавас шикори ту нест.

Ту лофи нағмаи ишқаш мазан, ки дар гулшан
Яке зи нолаи ушшоқ аз ҳазори ту нест.

Шумори фурсати имрӯз кун, ки фардоят
Чу тори субҳа туро баҳра аз шумори ту нест.

Рав, аз сари ҳаваси ишқ бигзар, эй зоҳид,
Ту кори хеш бикун, ин сулук кори ту нест!

Чароғи шоми ғами худ зи гиря кун равған,
Чу субҳ хандаи як ғунча аз баҳори ту нест.

Агар най ту ба фармони шаҳрёри ғамаш,
Зи шаҳри ёр бурун шав, ки шаҳрёри ту нест.

Асири мисраи зебои Бедилам, Туғрал:
«Баҳуш бош, ки фурсат нафасшумори ту нест!»

## ≈ 99 ≈

Ҳоҷати ман дар ду олам ҷуз гули рӯи ту нест,
Равзаи ризвони ман ғайр аз сари кӯи ту нест.

Аз тавофи Каъбаву дайру ҳарам моро чӣ ҳаз[1]?
Масҷиду меҳроби ман ғайр аз сари кӯи ту нест.

Як даме осуда набвад ин дили маҷрӯҳи ман,
Лаҳзае холӣ зи савдои такопӯи ту нест.

Обутоби сунбули зулфи бутон дидам, вале
Печутоби турраи марғулаи мӯи ту нест.

Бо нигоҳе хонаи дилро мунаввар мекунӣ,
Ваҳ, ки куҳли[2] дӯстӣ дар чашми ҷодуи ту нест.

Чашми ибратро кушодам бо тамошои чаман,
Қомати шамшод ҳамчун қадди дилҷӯи ту нест.

Дидаам имрӯз як-як шоирони рӯзгор,
Шоире чун Туғрали зору дуогӯи ту нест.

---

[1] Ҳаз – лаззат, ҳаловат.
[2] Куҳл – сурма.

## 100

Баски ҳастӣ нафасшумори ту нест,
Адам ойинаи баҳори ту нест.

Кавкаби бахту ахтари иқбол
Қуръаи фоли эътибори ту нест.

Соз чун анкабут доми магас,
Сайди анқо агар шикори ту нест.

Фурсати аҳди ғам зи даст мадеҳ,
Ҷоми ишрат дар интизори ту нест.

Акси матлаб нашуд муқобили ту,
Баски ойина дар канори ту нест.

Чанд бозӣ ту нарди муҳраи ғам?
Кишти уммед обёри ту нест.

Қадаме нест андар ин водӣ,
Асари захми неши хори ту нест.

Сӯйи мо мекунӣ ба танз[1] нигоҳ,
Лек имсол вазъи пори ту нест.

Офарин бод мар туро, Туғрал,
Маъние нест, к-ӯ дучори ту нест.

[1] Танз – ҳаҷв, ришханд.

## 101

Соқиё, бода деҳ, баҳор гузашт,
Равнақи айши рӯзгор гузашт.
Дари майхонаву сари хумро
Боз кун, вақти интизор гузашт.
Он чи дорӣ, бирез дар ҷомам,
Дарди сар беҳад аз хумор гузашт.
Шоҳиди гул зи бӯстон имрӯз
Тавсани бодро савор гузашт.
Аз паси маҳмили ҷанозаи гул
Нолаи булбули ҳазор гузашт.
Чашми наргис ба ҳар тараф нигарон
Аз раҳи боғ шармсор гузашт.
Аққавон[1] бар умеди урдибиҳишт
Дидааш бар қафо дучор гузашт.
Займурон[2] поймоли сарсар шуд,
Кулаҳи лола з-ифтихор гузашт.
Навбати аҳди бӯстонафрӯз
Чун вафову висоли ёр гузашт.
Ҷомро заврақи ями[3] май кун,
Лангари сабр аз қарор гузашт.
Хезу ин вақтро ғанимат дон,
Фурсати умри бемадор гузашт.
Ҳаббазо, чангу шоҳиди лаби ҷӯ,
Мутрибо, соз кун, ки кор гузашт.
Туғрал, аз ҷабри чарх менолам,
Ба ман аз ҷабр бешумор гузашт.

[1] Аққавон – бобуна.
[2] Займурон – райҳон.
[3] Ям – баҳр.

## 102

Сарви нозаш ҳар тараф бо қомати дилҷӯ гузашт,
Шӯру ғавғои ҷаҳон аз гунбади минӯ гузашт.

Дар чаман сунбул зи хиҷлат сар ба пеш афканда буд,
Ҷониби гулшан магар бӯе аз он гесӯ гузашт?

Дар камингоҳи тағофул чашми ӯ раҳ мезанад,
Маҳмили нозаш агар аз гӯшаи абрӯ гузашт.

Дуди оҳи ошиқон фаввора бар гардун занад,
Гар саманди нози ӯ бо ҷилва аз ҳар сӯ гузашт.

Ҳар сари мӯ бар танам монанди ханҷар мешавад.
Гар сари мӯе диламро ҷуз сари он мӯ гузашт.

Офтоби ҳусн пиндорӣ, ки омад дар кусуф,
То саводи печутоби туррааш аз рӯ гузашт.

То шудам, Туғрал, зи тири ишқи ӯ ваҳшаткамин[1],
Ваҳшатам андар биёбон аз раҳи оҳу гузашт.

---

[1] Ваҳшаткамин – дарваҳшатнишаста, ваҳшатзада.

## ఴ 103 ఴ

Шаб, ки дар дил акси хуршеди рухи ӯ ҷо гирифт,
Зулмати ҳар зарраам боҷ аз яди байзо[1] гирифт.

Сарфарозонро ба олам ҷуз тавозӯъ чора нест,
Дарси таълими адаб мебояд аз мино гирифт.

Дар тариқи ишқ аз саъйи талаб ғофил мабош,
Мавҷ бо ин ҷаҳд охир домани дарё гирифт.

Куфру имон ҳар ду яксон аст андар чашми ман,
Аз майи ӯ бар сарам ин нашъа то боло гирифт.

Сӯзани марҳам агар борик аз фикри ман аст,
Хори роҳи ишқро кай метавон аз по гирифт?

Дар дабистони ҷунун будам ба Маҷнун ҳамсабақ,
Ман муқими шаҳр гаштам, ӯ раҳи саҳро гирифт.

Раҳм н-омад бо ту ҳеч аз нолаҳои зори ман,
Аз дилат таълими сахтӣ шишаи хоро гирифт.

Пурсиши бемор бояд кард, гар худ душман аст,
Ҳеч нашнидӣ, Сикандар чун сари Доро гирифт?!

То шудам рамзошнои нуктаҳои бенишон,
Сайди маънӣ Туғралам аз панҷаи анқо гирифт.

---

[1] Яди байзо – дасти сафед; киноя аз дасти пурэъҷози ҳазрати Мӯсо (а).

## ~ 104 ~

Омаду дар пеши ман аз ноз ҷавлон карду рафт,
Хотирамро ҳамчу зулфи худ парешон карду рафт.

Баски селоби сиришкам омад аз ҷӯши ғамаш,
Қасри бунёди диламро сахт вайрон карду рафт.

Дӯш дидам дар чаман аз ноз ӯро ҷилвагар,
Дасти мо андар гиребон, гул ба домон карду рафт.

Будам имон гарчи дар пайғамбари ҳуснаш, вале
Куфри зулфаш омаду тороҷи имон карду рафт.

Дишаб аз лаъли Бадахшон шуд ҳикоят, лаъли ӯ
Хандае аз нописандӣ дар Бадахшон карду рафт.

Бурқаъ[1] аз рӯ барфиканду чеҳраи худро намуд,
Тоқату сабру қарорам бурду сомон карду рафт.

Кард бо ними нигаҳ ҷони маро аз тан бурун,
Мушкили сахти маро бисёр осон карду рафт.

То ба арзи ҷилва омад дар чаман рӯи гулаш,
Булбули шӯридаро дар боғ нолон карду рафт.

Эй хушо, Туғрал, ки Бедил месарояд мисрае:
«Хонаи дил дар сари раҳ буд, вайрон карду рафт».

[1] Бурқаъ – парда, рӯсарӣ.

## 105

Сарви ман, боз о, ки то сарви хиромон бинамат,
Ҳар тараф ҷавлон намо, то масти ҷавлон бинамат.

Шуд дилам парвона андар оташи шамъи рухат,
К-аз фурӯғи чеҳра бар он рӯ чароғон бинамат.

Хок шуд дар роҳи ишқат ҳамчу ман бисёр кас,
Аз ғубори ошиқон гарде ба домон бинамат.

Нест ҷуз хоки дарат дорушшифои хастагон,
Марҳаме дар илтиёми[1] захми ҳиҷрон бинамат.

Дӯш дидам бо ҳазорон ҷилва чун товуси боғ,
Ҳамчу гул имрӯз бо тарфи гулистон бинамат.

Мезанад меҳри рух аз субҳи буногӯши ту дам,
Осмони ҳуснро хуршеди тобон бинамат.

Кай кунад фикри Фалотун имтиёзи набзи мо,
Дарди бедармони ғамро сахтдармон бинамат.

Эй хуш он мисраъ, ки, Туғрал, месарояд Бедиле:
«То абад, ё Раб, асои нотавонон бинамат!»

---

[1] Имтиём – беҳбуд ёфтани захм.

## 106

Парешон ҷаъди[1] сунбул аз сари зулфи сумансоят,
Кушода ғунча аз хандидани лаъли шакархоят.

Бувад наззора чун ойина лаззатгири дидорат,
Саропо дидаи наргис бувад маҳви тамошоят.

Баҳористони гулзори ҷамолат оламе дорад,
Саре ку, то бувад холӣ зи савдои таманноят?

Равӣ дур аз барам, ҷон аз танам ояд бурун он дам,
Биё, то ҷон дамад дар тан зи тарзи омаданҳоят.

Ба роҳат з-интизорӣ дидаи мо шуд сафед ин ҷо,
Бибахшо тӯтиёи дида аз хоки кафи поят.

Зи ҳасрат мурдам, эй бадхӯ, нишинӣ чанд бо танҳо?[2]
Бувад оё ки ман бинам туро холӣ зи танҳоят?

Ба дил меҳри ту дорад Туғрал аз ағёр пинҳонӣ,
Биё сӯям алифосо, миёни ҷон диҳам ҷоят!

---

[1] Ҷаъд – зулфи печида, мӯйи марғул.
[2] Танҳо – ба маънои чанд тан, касон.

## 107

Меканам ҷон дар ғами ӯ, кандани ҷонам абас[1],
Дар вафояш аҳд кардам, аҳду паймонам абас!

Нолаам бишниду таъсире ба гӯши ӯ накард,
Аз фироқаш гиряву фарёду афғонам абас.

Донаи ашкам нашуд сарсабз дар боғи умед,
Дар раҳаш шуд қатраҳои чашми гирёнам абас.

Нест аз ишқаш маро сармоя ҷуз сомони ғам,
Лек дар ҳиҷрони ӯ тамҳиди сомонам абас!

Чун сагон нон додамаш, то роми ман гардад рақиб,
Ҳасрато, бо ин саги девона шуд нонам абас!

Дар маризи ишқ бедармонӣ дармон мешавад,
Ҳеч дармоне ба дардам нест, дармонам абас!

Мақсадам з-ин нусха, Туғрал, он ки монад номи ман,
Гар намонад номи ман ин нақши девонам абас!

---

[1] Абас – беҳуда, бесуд.

## 108

Гар ба ин шӯхӣ бувад ойинаи дарёи мавҷ,
Лағзиши наззора моҳӣ метавон шуд ҷои мавҷ.

Ҳалқаи найранги авҳомат хаёле беш нест,
Аз шикасти ранг занҷире бувад дар пои мавҷ.

Ҳар матое дорад аз амвоҷ қадри зътибор,
Ҳеч касро нест ин ҷо рутбаи волои мавҷ!

Синасофонро мулоимтинатӣ бошад накӯ,
Мӯҷиби равнақ бувад, равған ниҳӣ болои мавҷ.

Эй ки меронӣ ту киштӣ ҳар тараф, ғофил мабош,
Ҳаббазо, аз хомушӣ, ҳайҳот аз ғавғои мавҷ!

Роҳи роҳат зан, ки дар майхонаи баҳри вуҷуд
Бошад аз абри каромат бодаи минои мавҷ.

Туғрало, дорӣ талаб матлубро, ҳушёр бош,
Кай бувад манзури ғофил чеҳраи зебои мавҷ?!

## ≈ 109 ≈

То тавонӣ, гир дар набзи адаб тӯмори мавҷ,
Рӯзу шаб мебош ҳамчун баҳр андар кори мавҷ.

Ашки ҳасратро ба дуккони надомат арза деҳ,
Муштарӣ хоҳӣ ба ҷинси хеш дар бозори мавҷ.

Яъсро роҳе набошад дар ҳарими ин ҳарам,
Кай бувад маҳрум ин ҷо як кас аз анвори мавҷ?

Киштии уммед меронӣ, қадам аз дида кун,
Нохудо ғофил набошад ҳеч аз рафтори мавҷ.

Ҳар шиноварро наёяд гавҳари қимат ба каф,
Марказе бошад насиби ҳар кас аз паргори мавҷ.

Ғӯта дар баҳри хиҷолат зан чу шабнам он қадар,
К-аз арақ зоҳир шавад бар чеҳраат осори мавҷ.

Налаву афғони худро муҳлати фардо мадеҳ,
Метавон булбул шудан имрӯз дар гулзори мавҷ.

Мар туро фарз аст ин ҷо улфати ин боғбон,
Меваи раҳмат агар хоҳӣ ту аз ашҷори мавҷ.

Чок зан ҷайби қобои сина чун ҷайби саҳар,
Раҳ тавон бурдан магар аз рахнаи девори мавҷ?!

Туғрал, ар хоҳӣ, нишин дар соҳили баҳри адаб,
То расад дар гӯши ту овози мусиқори мавҷ.

## 110

Чок аст гӯё пероҳани субҳ,
Анҷум бирезад аз домани субҳ.

Шабгир мекун, гар метавонӣ,
Наззораи меҳр аз равзани субҳ.

Монанди хур бош, то бигзаронӣ
Тири иҷобат аз ҷавшани субҳ.

Савдои ғамро дигар илоҷе
Ҳаргиз набошад ҷуз равғани субҳ.

Чоки дилатро натвон руфӯ кард
Ҷуз риштаи оҳ бо сӯзани субҳ.

Сиррест махфӣ: бидрид ногаҳ
Пероҳани шаб андар тани субҳ.

Чарх аз кавокиб дорад танаққул,
Мебигзаронад парвезани[1] субҳ.

Монанди булбул фарёд мезан,
То бу, ки ойӣ дар гулшани субҳ.

Роҳи тавассул касро набошад
Бе ҳодии шаб дар маскани субҳ.

Ганҷи саодат бошад насибат,
Гар баҳра гирӣ аз махзани субҳ.

Ҷовид бодо ашъори Туғрал,
Чидаст гавҳар аз маъдани субҳ!

---

[1] Парвезан – ғирбол.

## 111

Ҳар кас, ки бошад ҳамхонаи субҳ,
Чун меҳр гардад парвонаи субҳ.

Дорад зи мастӣ чун баҳри амвоҷ
Андар даҳан каф девонаи субҳ.

Дар охири шаб, зинҳор, гӯед
Бо гӯши хуршед афсонаи субҳ;

Машшотаро гӯ, созад мутарро
Гесӯи шабро аз шонаи субҳ.

Фарз аст бо мо ноошноӣ,
Ҳар кас, ки бошад бегонаи субҳ.

Дар базми имкон бе саъю кӯшиш
Восил нагардад ҷононаи субҳ.

Ғофил мабошед, ёрон, ки дорад
Ганҷи фаровон вайронаи субҳ!

Сад хӯша хирман ҳосил тавон дод
Дар мазраи дил аз донаи субҳ.

Дар сина ҷо кун, ҳар гаҳ ки гӯяд
Дарси адабро фарзонаи субҳ.

Наззора мекун монанди Туғрал
Аз равзани дил кошонаи субҳ!

## ⁓ 112 ⁓

Гарчи дар майхона бар лаб хандаҳо дорад қадаҳ,
Чашми ибрат сӯи ин базми фано дорад қадаҳ.

Дар ҷаҳон сад шӯр аз як ҷоми тақсими азал,
Ҳеч медонӣ, ки андар дил чиҳо дорад қадаҳ?

Дар сулуки ишқ андар ишратободи ҷаҳон
Кай ба ҷуз пири суроҳӣ муқтадо[1] дорад қадаҳ?!

Баски сар то пои дунё домгоҳи офат аст,
Бар шикасти ранги ишрат мӯмиё дорад қадаҳ.

Чун хумори бода ҳар дам дар гаҳи афтодагӣ
Аз хаёли қомати мино асо дорад қадаҳ.

Дам ба дам дасти дуо бикшода дар базми адаб,
Як тавозуъ аз суроҳӣ илтиҷо дорад қадаҳ.

Пеши минои тараб бо сози қул-қул ҳар нафас
Аз забони бода арзи муддао дорад қадаҳ.

Рӯзу шаб, Туғрал, мисоли чанг бо қадди нигун
Аз барои духтари раз нолаҳо дорад қадаҳ.

---

[1] Муқтадо – пешво.

## 113

Боз аз ранги ҳино шуд панҷаи дилдор сурх,
Ранги домони шафақ омад кунун пайкор сурх.

Оламе дорад хаёли захми теғи абруяш,
Кош аз хунам бувад он теғи ҷавҳардор сурх!

Ҳар куҷо гар нағмаи зеру бами лаълаш бувад,
Нохуни мутриб шавад аз пардаи он тор сурх.

Сӯи мо дорад хиром он рашки гулзори Ирам,
Гулшани моро бувад имрӯз баргу бор сурх.

Сабзаи лаълаш бувад акнун бароти зиндагӣ,
Оҳ, аз он рӯзе, ки пӯшад он парирухсор сурх!

Эй ки дорӣ орзуи машҳади[1] ушшоқи ӯ,
Метавон кардан гулӯи хешро ночор сурх.

Мо, шаҳидонро бувад ин хирқаи хунин алам,
Зоҳидонро гарчи бошад аз таассуб ор сурх.

Гар набошад имтиёзи даъвии ботил зи Ҳақ,
Кай шавад аз хуни сад Ҳаллоҷ чӯби дор сурх?!

Он қадар аз дида бо ёди рухаш хун рехтам,
Чеҳраам гардида аз ашки надоматбор сурх.

Эй хуш он мисраъ, ки, Туғрал, месарояд Бедиле:
«Ҷомаат з-ин хум намеояд бурун ҳар бор сурх!»

---

[1] Машҳад – маҳалли ҳузур ё ҷойгоҳу макони шаҳидон.

## 114

Эй он, ки дорӣ як хирмани рух,
Як бӯса кофист аз маъдани рух!

Килки нахустин кардаст таҳрир
Аз хатти райҳон бар домани рух.

Ҳамчун ғазолон чашмони шӯхаш,
Сунбул тавон чид аз гулшани рух.

Гар аспи мақсад кардӣ зи фарзин,
Раҳ кай тавон бурд дар маскани рух?

Фили дамонро бар хок орад,
Дар ҷилва ояд гар тавсани[1] рух.

Хоҳӣ, ки гардад ҷавҳар намоён,
Сайқал тавон зад дар оҳани рух.

Ҳар гаҳ ки хоҳӣ зулмоти зулфаш,
Раҳ метавон бурд аз равшани рух.

Ганҷури ҳикмат кардаст пинҳон
Сад ҷавҳари ҷон дар махзани рух.

Гирад ҷаҳоне бо як шабехун,
Ғофил мабошед аз рафтани рух!

Назди хаёлат имрӯз Туғрал
Шатранҷ бозад аз дидани рух.

---

[1] Тавсан – аспи шӯх ва саркаш.

## 115

Баски афтод ба пояш сари кокул густох[1],
Ҳамчу Ҳорут, ки андар чаҳи Бобул густох.

Накҳати боғ шавад ҳалқаи занҷири ҷунун,
Гар сабо шона кунад турраи сунбул густох.

Ҷазби маъшуқ кашад ҷонибi худ ошиқро,
Булбули ғамзада ояд ба сари гул густох.

Эй ки дорӣ талаби давлати васлаш, ҳуш дор,
Кай бувад роҳ касеро суи Кобул густох?!

Ақд бастанд ба домоди тараб духтари раз,
Ки суроҳӣ шуда дар хутба ба қул-қул густох.

Оби ангур, ки тамкини Таҳамтан бибарад,
Кас набошад, ки бувад дар қадаҳи мул густох!

Ҳар кӣ густохи фани хеш бувад дар олам,
Лек дар сайди маонӣ шуда Туғрул густох!

[1] Густох – 1. Ҷасур ва далер. 2. Беадаб.

## 116

То хаёли абруяш кардам, сарам омад ба ёд,
Ёди мижгонаш намудам, ханҷарам омад ба ёд.

Кӯҳро дидам, зи тамкин пой дар доман кашид,
Ибрате мехостам, гӯши карам омад ба ёд.

То сабо машшота зад гесуи сунбулро ба боғ,
З-он шамими гесуи чун анбарам омад ба ёд.

Муштарӣ набвад ба нақди ҷинс шабҳои ғамам,
Оқибат савдои рӯзи маҳшарам омад ба ёд.

То бидидам ҳалқаҳои зулфи лайлиталъатон,
Ҳамчу Маҷнун достони чанбарам омад ба ёд.

Мешунидам аз ҳадиси лаъли ҷонбахшаш сухан,
Муъҷизоти Исии пайғамбарам омад ба ёд.

Қути шабҳои фироқам гашт ёқути лабаш,
Доштам фикри дили ӯ, мармарам омад ба ёд.

Дӯш мекардам тамошои найистони адаб,
Нолро[1] дар нола дидам, пайкарам омад ба ёд.

Ваҳ, чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, Бедили баҳри сухан:
«Алвидоъ, эй ҳамнишинон, дилбарам омад ба ёд!

[1] Нол – най.

## 117

Агар шамъи далели улфати мо раҳнамо гардад,
Пари парвонаро хосийяти боли ҳумо гардад.

Гар ин бошад сулуки сархати меҳроби абрӯяш,
Қади моҳи нав аз баҳри суҷуди ӯ дуто гардад.

Ба ғайр аз нола кай бошад варои ноқаи ҳушам,
Шикасти ранги ман гар маҳмили роҳи садо гардад!

Агарчи рафт чун ранги ҳино домонаш аз дастам,
Бад-ин шодам, ки пояшро сиришки ман ҳино гардад.

Ду олам дастбӯси фарши таслими хиромаш кун,
Агар девонаи моро ҷунун занҷири по гардад.

Ба ёди гардиши чашмаш дили пуризтироби ман
Мисоли донае бошад, ба коми осиё гардад.

Агар ин аст бо бегонаву дур ошноиҳо,
Ҳаметарсам, ки бо ман оқибат ноошно гардад.

Ба Маҷнун ҳамсабақ будем дар одоби маҷнунӣ,
Ба ойини муҳаббат кас ҳарифи мо чаро гардад?!

Муҳаббат гар ҳавас дорӣ, зи сурхӣ майли зардӣ кун,
Ки гар дар мис расад иксир, бешак, кимиё гардад.

Ҳаданги фикри кас ҳаргиз наёяд бар нишони мо,
Пари тири камони ӯ агар боли расо гардад.

Хушо, Туғрал, аз ин як мисраи баҳри сухан Бедил:
«Агар савдои сар дорад, бигӯ, бар гирди мо гардад».

## 118

Надонам, соғари ишрат киро саршор мегардад,
Ки имшаб чашми соқӣ чун қадаҳ бедор мегардад!

Раги дасти маризи ишқ дорад шӯхии дигар,
Фалотун аз хумори набзи ӯ бемор мегардад.

Баландиҳои сарв аз пастии иқболи қумрӣ шуд,
Набошад оҳи булбул дар чаман, гул хор мегардад.

Хаёли турраи Лайлӣ бувад занҷири пои ӯ,
Агар Маҷнуни мо дар кӯчаву бозор мегардад.

Ба ҳар маҳфил, ки шамъи орази ӯ партавафкан шуд,
Чу ман парвона бар гирди сараш бисёр мегардад.

Агар аз мушкилоти зулфи ӯ наҳве кунӣ равшан,
Хафои дарси улфат маънии такрор мегардад.

Кушояд ҳар кӣ бар рӯяш дари аз хонаи ҳайрат,
Вале нақши вуҷудаш сурати девор мегардад.

Ба дасти Аҳриман чун шона гар ояд сари мӯе,
Саводи куфри зулфаш ҳалқаи зуннор мегардад.

Шудам парвонаи ин мисраи Бедил аз он, Туғрал:
«Чу шамъ аз узв-узвам огаҳӣ саршор мегардад».

## ꧁ 119 ꧂

Агар ойина бар рӯи ту арзи муддао дорад,
Зи дасти суратат занҷири ҳайронӣ ба по дорад.

Асои қомати пирист ёди сарви озодат,
Чу ман ҳар кас ба ёди абруят қадди дуто дорад.

Раҳи ишқ аст, аз дил даст мебояд туро шустан,
Ки ёди сӯзани мижгони ӯ хоре ба по дорад.

Набошад лангаре ғайр аз таваккул киштии ӯро,
Ки дар мавҷи талотум ҷуз Худо кай нохудо дорад?

Тасаллӣ бахш аз зулфаш мусалсал хотири худро,
Ки охир даври гардун аз ҳаводис корҳо дорад!

Агарчи шеваи хӯи вай омад мардумозорӣ,
Ба мардум чашми ӯ хосийяти мардумгиё дорад.

Надорад хотирам майли дурустӣ як сари мӯе,
Ки чун зулфаш дили мо аз шикастан мумиё дорад.

Агар зоҳид чу ман шабҳо ба ҳиҷронат ба рӯз орад,
Ба таҳқиқаш намо равшан, ки тақлиди зиё дорад.

Ҳазорон офарин, Туғрал, ба ин як мисраи Бедил:
«Иҷобат инфиъол[1] аз шӯхии дасти дуо дорад!»

[1] Инфиъол – мутаассиру шармзада шудан.

## 120

Бути номеҳрубонам кай зи ҳоли ман хабар дорад,
Зи меҳраш нагзарам як зарра, гар аз ман гузар дорад.

Равам ҳар дам ба ёди оташи рухсорааш аз худ,
Шикасти ранги ман оҳанги парвози шарар дорад,

Хушам чун шона аз мазмуни фикри томи гесӯяш,
Ки домони хаёлам рутбаи ҷайби саҳар дорад.

Ба роҳи интизораш баста маҳмил ноқаи ҳушам,
Париданҳои рангам сози оҳанги сафар дорад.

Ба базми васли ӯ шуд ҷавҳари дил арзи хомӯшӣ,
Ба ҷуз ҳайрат дигар ойинаи мо кай ҳунар дорад?!

Ба як ними нигаҳ аз наргиси шӯхаш машав эмин,
Ки қонуни тилисмаш сози найранги дигар дорад!

Бибин оҳанги болафшонии сайди муҳаббатро,
Ки аз завқи тапидан бисмили ӯ болу пар дорад.

Ба кӯҳ аз талхии ҳиҷрон чӣ ғам Фарҳоди маҳзунро?
Садои тешааш чун най зи ширинӣ шакар дорад.

Парешонӣ насозад кам сари мӯ хотири ҷамъаш,
Агар Маҷнун хаёли зулфи Лайлӣ бештар дорад.

Зи меҳри орази зулфаш маро ин шубҳа равшан шуд,
Ки гар сад шоми навмедист, уммеди саҳар дорад.

Хушо аз мисраи султони авранги сухан, Туғрал:
«Ту акнун нола кун, Бедил, ки оҳанги асар дорад».

## ⁓ 121 ⁓

Ғубори сурма то дар хонаи чашмаш ватан дорад,
Сиёҳипарда аз сози тағофул дар бадан дорад.

Насими турраи пурпечутоби анбаросояш
Ба дасти қосиди боди сабо мушки Хутан дорад.

Ҳазорон боғи гулшан дар ғубори мақдамаш надҳам,
Ки нақши хоки пояш обуранги сад чаман дорад.

Даҳони ғунчааш чун ҳуққаи[1] сарбаста мебинам,
Ки ҳангоми такаллум лаъли ӯ дурри Адан дорад.

Ба тахти ҳусну тоҷи дилбарӣ султони хубон аст,
Ба яғмои дили ман лашкари нозу фитан дорад.

Зи сеҳри наргиси ҷодуи ӯ бояд ҳазар кардан,
Чунон Ҳорут сад афтода дар чоҳи зақан дорад!

Хушам аз накҳати зулфи каҷи шабранги пурчинаш,
Димоғам кай ҳавои савсану майли суман дорад?

Маро фарёду афғон кай расад дар гӯши ӯ, Туғрал,
Ки дар ҳар сӯ ҳазорон додхоҳе ҳамчу ман дорад?!

[1] Ҳуққа – зарф, сандуқчаи ҷавоҳирот

## ৎ 122 ৎ

То килки сунъи чашми ту сармашқи ноз кард,
Ҳамчун тазарв нози ту дар чашми боз кард.

Омад силоҳи ғамзаат аз баҳри ҳуши ман,
Кард ончунон ба ман, ки ба Маҳмуд Аёз кард.

Шаҳди лабат, ки бод табарзад ғуломи ӯ,
Нархи наботи Миср ба нархи пиёз кард!

Қадди баланди сарви ту қумрӣ ба боғ дид,
Ку-ку зад у ба пеши ту арзи ниёз кард.

Лаъл аз Бадахш хезаду гавҳар зи лаъли ту,
Донад, ҳар он ки лаълу гуҳар имтиёз кард.

Ёбад наво зи пардаи «Ушшоқ», ҳар кӣ ӯ
Зеру бами таронаи ишқи ту соз кард.

Ҷайби қабо чу шона даридам зи кӯтаҳӣ,
Дасти қазо, ки домани зулфат дароз кард.

Ин тифли ашки рози ниҳони даруни ман
Омад ба назди мардуму ифшои роз кард.

Нӯшад зи Салсабилу[1] равад оқибат биҳишт,
Ҳар кас ба тоқи абруи ту як намоз кард.

Саррофи ишқ нақди дили Туғрали маро
Рӯзи азал ба бӯтаи меҳнат гудоз кард.

---

[1] Салсабил – номи чашмае дар биҳишт.

## 123

Оташи ишқи кӣ хокам туҳфа бар бод оварад?
Нанги ҳастӣ обрӯи нестӣ ёд оварад.

Хома мелағзад зи дасташ аз камоли лоғарӣ,
Сурати мо бар қалам ҳар гаҳ ки Беҳзод оварад.

Ҳалқа кун доми умед аз ҳалқаи гесуи ӯ,
То қазо нахчири мо дар доми сайёд оварад.

Сархати моро сафедӣ нест, ин бахти сияҳ
Шодкомиро куҷо дар табъи ношод оварад?!

Ғайри зулфаш додрас набвад, ки дар пояш фитад,
Мардуми чашмаш агар ойини бедод оварад.

Сабза набвад бар лабаш, андар камоли ошиқон
Муршиди Тури муҳаббат хатти иршод оварад!

Медиҳад аз пардаи «Ушшоқ» оҳанги наво,
Ҳар куҷо сози худ он шӯхи паризод оварад.

Як чаман сунбул ба дӯш афканда шамшоди қадаш,
Аз барои пойбанди сарви озод оварад.

Мешавад огаҳ сари мӯе зи рамзи зулфи ӯ,
Хешро ҳар кас ба зери нахли шамшод оварад.

Бонии чашми туро нозам, ки дар таъмири дил
Нусхае андар бағал бе тарҳи устод оварад!

Кай барад шаҳди висол аз талхии ҳаҷраш гарав,
Гар касе афсонаи Ширин ба Фарҳод оварад.

Нестам ғамгин, агар имрӯз саррофи сухан
Беҳтар аз ман дар арӯси маънӣ домод оварад.

Офарин, Туғрал, бар ин мисраъ, ки Бедил гуфтааст:
«Қайди худдорӣ ҷунун бар табъи озод оварад».

## 124

Ранги рухсори ту аз рухсори гул нанг оварад,
Гул агар рӯи ту бинад, ранг аз ранг оварад.

Ҳалқаи пурпечутоби турраи шабранги ту
Дар хами чавгони худ сад дил ба найранг оварад.

Ёбад андар даҳр ҳамчун Хизр умри ҷовидон,
Ҳар кӣ дар оғӯши худ як шаб туро танг оварад.

Масти саҳбои ҷамоли анваратро ҳолатест,
Дар хаёлаш то абад кай нашъаи банг оварад?!

Қомати шамшоди зебои туро бинад агар,
Бар сари нахли санавбар боғбон санг оварад.

Ламъае гар аз гули рӯи ту афтад дар чаман,
Булбули шӯридаро ҳар дам ба оҳанг оварад.

Муждаи эъҷози Исо медиҳад оҳанги ӯ,
Мутрибе гар нағмаи ишқи ту дар чанг оварад.

Месазад, гӯяд Фалотун офарин бар табъи ман,
Туғралам гар дониши худро ба фарҳанг оварад.

## 125

Монии Чин нақши матбӯи ту дар Чин оварад,
Чини зулфат чини ғам бар ҷабҳаи чин оварад.

Юсуфи Мисри малоҳат чини абрӯи ту дид,
Чин ба абрӯ зад, ки ин абрӯ ба мо чин оварад.

Ром созад холи ҳиндуи ту ҳиндуро ба дин,
Ин аҷаб ҳинду, ки дини хеш бар дин оварад.

Зери бори ишқи ту қадде, ки мегардад дуто,
Кӯҳи Албурзу ҷиболи нав ба таҳсин оварад.

Аз ғами ишқи ту гар Фарҳод гардад талхком,
Тарки савдои хаёли лаъли Ширин оварад.

Ҳар кӣ рӯят дид, чун симоб гардад беқарор,
Кист, бинад оразатро, боз тамкин оварад!

Мадди тоқи абруи пайвасти мушкини туро
Зоҳиди садсола бинад, рахна бар дин оварад.

Дар бисоти оразат ҳар кас, ки бозад нарди ғам,
Аспи бахташ киштии шаҳрух зи фарзин оварад.

Мекунад ҳар дам ба авҷи мӯшикофӣ ошён,
Сайди маънӣ Туғралам аз чанги Шоҳин оварад.

## 126

Ғунча аз лаъли ту сабақ гирад,
Дурру ёқут дар табақ гирад.

Чашмат аз хуни бода баста ҳино,
Боҷ аз сурхии шафақ гирад.

Назди таҳрири васл килки маро
Шаҳди мазмун димоғи шақ[1] гирад.

Ошиқ аз лаъли ту ба Хизри хат
Даъвии бӯса карда ҳақ гирад.

Ба фиребу фусуну макр рақиб
Аз гулоби ту кай арақ гирад?!

Юсуф ойини дилбарии туро
Гар бибинад, аз ин насақ[2] гирад.

Назми Туғрал ба ҳар китоб ки ҳаст,
Зинат аз шеъри ӯ варақ гирад.

---

[1] Шақ – шикоф, чок.
[2] Насақ – назм, тартиб.

## 127

Шаҳобосо нигоҳам аз сипеҳри дида метозад,
Тамошо дар бисоти оразаш шатранҷ мебозад.

Ало шоҳе, ки фарзинваш рақиби кач ба ӯ ҳамдам,
Маро ӯ бегунаҳ аз ростӣ рухмот месозад.

Ҳамин бори ғамаш умрест ҳамчун фил бар дӯшам,
Ба сӯи ӯ бувад оё, ки аспи бахти ман тозад?!

Мапурс ойини чашми соҳири он шӯхи золимро,
Ки тори як нигоҳаш оламе дар хок андозад.

Ями ҳар қатраи ашкам агар тӯфоннамо гардад,
Вагар Нӯҳ аст, аз бими сиришкам киштӣ оғозад!

Равад то домани хуршед дуди оҳи ушшоқон,
Фалакро тундари барқам аҷаб набвад, ки бигдозад!

Зи юмни макдами он шаҳсавори кишвари хубӣ
Бисоти саҳни ғабро[1] то абад бо хештан нозад.

Аз ин Машриқ тулӯъ орад шаҳи авранги маҳбубӣ,
Дами андешаат, Туғрал, агар чун субҳ хамёзад.

---

[1] Ғабро – замин, хок.

## ~ 128 ~

Зулфи мушкин то ба даври моҳи рӯяш ҳола зад,
Шӯри тӯфон аз навоям дар найистон нола зад.

Зоҳид, аз баҳри Худо, сӯзи даруни мо мапурс,
К-аз ҳадиси оташи ишқаш лабам табхола зад.

Тухми уммеде, ки андар мазраи меҳру вафо
Кишта будам, аз саҳоби ноумедӣ жола зад.

Ҳар кӣ бар рухсори ӯ холи сиёҳаш дид, гуфт:
Ҳиндуи оташпарасте хайма дар Бангола зад.

Оламе меҳнат ба ранге аз ҷамолаш мекашад,
Чок шуд пероҳани гул, доғ бар дил лола зад.

Месазад дар мулки хубӣ гардад ӯ фармонраво,
Баски дар авҷи малоҳат ахтараш дунбола зад.

Гардиши даври фалак, Туғрал, зи тақдири азал
Қуръаи номи маро з-андӯҳи чандинсола зад.

## ৻ 129 ৲

Маро аз оламу одам ғами ишқи ту бас бошад,
Ба пеши оташи ишқат дилам монанди хас бошад.

Аз он рӯзе, ки афтодам ба доми чун ту сайёде,
Аз он рӯ пераҳан дар тан маро ҳамчун қафас бошад.

Яке боз о ба сӯи ман, ки аз бетоқатӣ то кай
Фиғону нолаву фарёдам аз дил чун ҷарас бошад?!

Нигаҳро рухсати наззора фармо дар шаби зулфаш,
Куҷо ушшоқро андешаи тарси асас бошад?!

Набуррам аз ту пайванди муҳаббатро ба сад меҳнат,
Агарчи фурсати умрам ба олам як нафас бошад!

Нигоҳи чашми саффокаш[1] ба сӯи ошиқон ҳар дам
Бад-он монад, ки турки Рум бар рӯи фарас бошад.

Ба як парвоз сайди сад маонӣ мекунад Туғрал,
Ба пеши чангули ӯ сайди анқо чун магас бошад.

[1] Саффок – бераҳм.

## 130

Маро ишқи ту то сармояи дунёву дин бошад,
Аз он аз дину дунё ҳосили умрам ҳамин бошад.

Зи доғи фурқатат нолам, вале чун най наменолам,
Ки ин андӯҳу меҳнат бо ман аз хатти ҷабин бошад.

Хами абрӯш маҳмил баста аз бори ишоратҳо,
Вале тарсам, ки чашми шӯхи ӯ андар камин бошад.

Бувад бо меҳри рӯи ӯ расиданҳои ман мушкил,
Ки ҳамчун соя бахти тираам фарши замин бошад.

Намудам пеши устоди муҳаббат хатми ишқи ӯ,
Аз он бо хотами ман номи ӯ нақши нигин бошад.

Зи ганҷури азал омад калиди ганҷи ғам бо ман,
Ба ғайр аз ман куҷо дар махзани меҳнат амин бошад?!

Кунун дар боғ ҷои сабзаву гул нозбӯ рӯяд,
Ба ҳар ҷое, ки нақши пои он нозофарин бошад.

Хушам бо ҳасрати дарду ғами ҳиҷрони ӯ, Туғрал,
Ба комам заҳри ҳаҷраш хуштар аз сад ангубин бошад.

## ꧁ 131 ꧂

Ҳар киро зулфи анбарин бошад,
Мор дар ганҷи ӯ қарин бошад.

Ҳаст Кайвон[1] ғуломи ҳиндуят,
Гарчи дар чархи ҳафтумин бошад.

Тавсани умри бандаро зи азал
Доғҳои ту бар сурин бошад.

Моҳ дар пеши хирмани ҳуснат
Ҳамчу хуршед хӯшачин бошад.

Ҳуққаҳои ақиқу лаъли лабат
Хотами ҳуснро нигин бошад.

Ангубинро ба назди гуфторат
Нисбати заҳру ангубин бошад.

Сарв дар пеши қадди дилҷӯят
Аз ҳаё моили замин бошад.

Гуфтамаш: – Мурдам аз ғамат! Гуфто:
– Ишқи моро натиҷа ин бошад!

Ҷуз хаёлат ба хотири Туғрал
Нест чизе, ки ҳамнишин бошад.

[1] Кайвон – Зуҳал.

## 132

Ҳар киро дил маҳви он ойинаи рухсор шуд,
Ҷилваи ойинаи ӯ шӯхии дидор шуд.
Чашми масташ карда ҳар дам тоза кеши кофарӣ,
Аҳриманро зулфи ӯ то ҳалқаи зуннор шуд.
Ҳамчу мавҷ аз бод меларзам зи чини абруяш,
Раҳм набвад муҳраи теғе, ки ноҳамвор шуд.
Нест савдоии кавкаб ҷуз ризои муштарӣ,
То матоъи ҳусни ӯро гармии бозор шуд.
То задам дар боргоҳи сина шодурвони[1] ғам,
Хаймаамро ёди мижгонаш чӣ хуш мисмор[2] шуд!
Аз хаёли наргиси ӯ мезадам фоли тараб,
Нуқтаи дил маркази ин ҳалқаи паргор шуд.
Он қадар нолидам аз ҳиҷрони ӯ шаб то саҳар,
Ҳар буни мӯ бар танам дар нола мусиқор шуд.
Нест аз ҷоми висоли ӯ ба зоҳид баҳрае,
Шумии бахти бадаш найранги истиғфор шуд.
Ҷавҳари арзи дили ушшоқ аз меҳнат барист,
Аз сафо ойина умре пуштбардевор шуд.
Ғайри ғафлат нест дар чашми таҳайюрмансабон,
Дидаи махмал кай аз хоби гарон бедор шуд?!
Шуд зи қатлам қасри бунёди муҳаббат вожгун,
Хуни ман охир ҳинои панҷаи меъмор шуд.
Дасти ҳуснаш гар гиребони чаман ҳар сӯ кашид,
Пои зулфаш лек нақши домани гулзор шуд.
Баски маъдумист чун анқо нишони он даҳан,
Аз вуҷудаш дам задам, субҳе табассумзор шуд.
Эй хушо, аз мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Об гардид интизору олами дидор шуд».

---

[1] Шодурвон – хайма, саропарда.
[2] Мисмор – мех.

## 133

Ҳар киро чашми ту саҳбо[1] мекашад,
Даст аз дунёву уқбо мекашад.

Аз ғамат ҳар кас, ки афтад бар замин,
Мадди оҳаш бар Сурайё мекашад.

Баҳри даъво оразат хуршедро
Дам ба дам пеши Масеҳо мекашад.

Котиби қудрат[2] зи зулфат якқалам
Нусхаҳои хатти туғро мекашад.

Маҳвиҳайратгаштаи махмурият
Нашъае аз мавҷи саҳбо мекашад.

Ҳар кӣ ёди турраи ӯ мекунад,
Риштае з-андеша бар по мекашад.

Шавқ бошад маснади иқболи мо,
Шуъла аз пастӣ ба боло мекашад.

Нест кам аз дурри дарёи Адан,
Гавҳаре аз дил, ки доно мекашад.

Ҳаббазо, Туғрал, ки Бедил гуфтааст:
«Хонаи ҳайрат тамошо мекашад».

---

[1] Саҳбо – шароб.
[2] Котиби қудрат – Худойи мутаъол.

## 134

Аз табассум лаъли ӯ то нашъа аз мул мекашад,
Чеҳраи мино арақ аз шарми қул-қул мекашад.

Аз ҳаданги нози чашми шӯхи ӯ эмин мабош,
Ништари мижгони ӯ хун аз раги гул мекашад.

Умрҳо баҳри висол андар биёбони ғамаш
Корвони шавқи ман бори таваккул мекашад.

Аз фиреби донаи холи сиёҳаш кун ҳазар,
Мурғи дилро доми зулфаш бетаҳаммул мекашад.

Сози савту нағмае дорам, ки ҳар ҷо мутрибест,
Тори қонунам зи мадди оҳи булбул мекашад.

Нусхаи ошуфтаи ҷузви парешони ғамам,
Монию Беҳзод тасвирам зи сунбул мекашад.

Дар димоғи хушк бахти тираи вожуни ман
Равғани бодомро аз набзи кокул мекашад.

Наргиси сеҳрофаринаш баҳри таълими фусун
Беибо Ҳорутро аз чоҳи Бобул мекашад.

Нохуни бурҳони Туғрал чун ба даври зулфи ӯ
Хори татбиқ аз кафи пои тасалсул мекашад?!

## 135

То каманди зулфи ӯ сад дил ба як мӯ мекашад,
Бори миннат мурғи дил аз холи ҳинду мекашад.

Мардуми чашми маро аз шаш ҷиҳат тасхир кард,
Баҳри қатли ошиқон ҳам теғи абрӯ мекашад.

Хоки пои тавсанашро тӯтиё кардам ба чашм,
Сурма акнун дидаам аз хоки он кӯ мекашад.

Ҳосили ишқам маро шуд ранги зарде ҳамчу коҳ,
Каҳрабои ҷазби меҳраш дил зи ҳар сӯ мекашад.

Накҳати рӯи гулаш тасвирро бахшад ҳаёт,
Дар машомаш аз насими ӯ расад, бӯ мекашад.

Аз майи шавқаш ба зоҳид дод соқӣ ҷуръае,
Аз камоли бехудӣ дар хонақаҳ ҳу мекашад.

Акси чашми масти ӯ, Туғрал, ба ҳангоми рақам
Монию Беҳзод бо мижгони оҳу мекашад.

## 136

Китоби оразашро то саводи хат намоён шуд,
Зи мазмуни бароташ мӯр меҳмони Сулаймон шуд.

Нигоҳи ҳайратангезаш бисот орост шӯхиро,
Рами чашми ғизолон аз ходанги нози мижгон шуд.

Тамошои баҳористони рухсораш чӣ сон созам,
Ки аз акси ҷамоли ӯ ҳазор ойина ҳайрон шуд?!

Сухан мерафт дар гулшан ҳамоно дӯш аз зулфаш,
Вагарна аз чӣ ин дам хотири сунбул парешон шуд?

Биё, эй бонии қасри дили ушшоқ, к-аз ҳаҷрат
Зи селоби сиришки ман бинои Каъба вайрон шуд!

Вафо, эй бевафо, ҳаргиз намесозӣ ба аҳди худ,
Фаромӯшат зи хотир гӯиё он аҳду паймон шуд?!

Зи гесуи ту то зуннор баста бар миён Туғрал,
Буто, раҳме ба ҳоли ӯ, ки дур аз нақди имон шуд!

## 137

Оҳ, аз даври фалак, як лаҳза бар комам нашуд,
Қуръаи фоли тараб як бор бар номам нашуд!

Дар ҳавои васли матлаб кардам аз ором рам,
Ҳеч амре мӯҷиби таскини оромам нашуд.

Сӯхтам дар оташи ҳасрат чу ҳинду борҳо,
Холи ҳиндуи бутон аз бахти бад ромам нашуд.

Гарчи нӯшидам басе паймонаҳои заҳри ғам,
Аз майи ишрат вале як ҷуръа дар ҷомам нашуд.

То ниҳодам дар паси сайди талаб доми умед,
Мурғи ин ваҳшатсаро дар ҳалқаи домам нашуд.

Хонабардӯши хаёлаш мунтазир шаб то саҳар,
Як тулӯи кавкаби бахт аз лаби бомам нашуд.

Туғралам дар дом шуд з-он ҳар ду бодоми тараш,
Як илоҷи хушкии савдо зи бодомам нашуд.

## 138

Моҳи симандоми ман ҳарчанд оличоҳ шуд,
Пайкарам симоб, корам оҳ, рангам коҳ шуд.

Ҳусни ӯ аз ишқи ман болид, сар боло кашид,
Дастам аз шохи висолаш сарбасар кӯтоҳ шуд.

Ёди он рухсори гулгун мебарад ҳолат зи ман,
Ҳар куҷо тарфи гулистонам нишемангоҳ шуд.

Аз камоли шиддати дарду аламҳои фироқ
Менадонам субҳдам, ё чошт, ё бегоҳ шуд?!

Лабшакар, дандонгуҳар, ширинтакаллум дилбарон
Дидаам, аммо на як ҳамчун туам дилхоҳ шуд!

Домани васлаш чӣ имкон аст, чун ояд ба каф,
Ман ҷалиси[1] аҳли фақрам, ӯ аниси шоҳ шуд.

Ёди чашми ниммасташ мерабояд ҳуши ман,
Ҳар сияҳчашме, ки манзурам гаҳу ногоҳ шуд.

На димоғи шиква аз маъшуқ дорам, на зи ғайр,
Баски дар рӯзи аластам ин бало ҳамроҳ шуд.

Хостам манзумае иншо кунам аз баҳри дӯст,
Дил пайи номи дилоромаш муваштшаххоҳ шуд.

Аз сари ҳар байти ман ҳарфе ба ҳам овардаnист,
Ҳар кӣ донист ин амал, аз исми ӯ огоҳ шуд.

Нестам аз носипосони тариқи ошиқӣ,
Номи ӯ туғрои[2] абётам, биҳамдиллоҳ шуд!

---

[1] Ҷалис – нишаста, унс гирифта.
[2] Туғро – сармашқи нома.

## 139

Моҳи ман имрӯз дар Мисри малоҳат шоҳ шуд,
Юсуф аз шарми ҷамоли ӯ ба зери чоҳ шуд.

Ҷоми май бе ёди лаъли ӯ насиби ман мабод,
Ҳамдами базмам агарчанде ки меҳру моҳ шуд.

Тори гесӯи камандаш гашт доми мурғи дил,
Донаи холи сиёҳаш то маро дилхоҳ шуд.

Кай амон ёбад зи тири новаки дилдӯзи ӯ
Синаи он кас, ки меҳнатсанҷи ин даргоҳ шуд.

Аз ҳилоли абруяш шарманда гардад моҳи нав,
В-аз сафои оразаш хуршед ранги коҳ шуд.

Боҷи хубиро зи хубони ҷаҳон гирад, равост,
Баски номи ӯ ба хубӣ дар ҳама афвоҳ[1] шуд

Дар азал килки қазо тасвири рӯяш мекашид,
Булбули рӯҳи ман аз бӯи гулаш огоҳ шуд.

Ин муаммо ҳал кунад ҳар кас, бад-ӯ Туғрал ғулом,
Дар биёбони тавашшуҳ матлабам ҳамроҳ шуд.

---

[1] Афвоҳ – даҳонҳо

## 140

То назокат з-он хироми қадди дилҷӯ мечакад,
Аз ҳаё сарв об гашта, бар лаби ҷӯ мечакад.

Рамзи зулфи ӯ ба саҳрои Хутан шуд ошкор,
Хуни ҳасрат то абад аз нофи оҳу мечакад.

Аз латофатҳои ҳусни обдори ӯ мапурс,
Мавҷи гавҳар аз ҳадиси васфи он рӯ мечакад.

Бисмилам карду ба хок андохт он золим, ҳанӯз
Қатраҳои хуни ман аз теғи абрӯ мечакад,

Булҳавас, бигзар зи савдои хаёли зулфи ӯ,
Сели тӯфони бало аз ҳар сари мӯ мечакад!

Эй дил, андар остони ӯ расӣ, ғофил мабош,
Рашҳаи[1] андӯҳу ғам аз хоки он кӯ мечакад!

Аз раҳи мастӣ ҷаҳонеро, бибин, дар хок зад,
Хуни мардум дам ба дам з-он чашми ҷоду мечакад!

Дар ғазаб чини ҷабинаш дидаму гуфтам ба дил:
Шарбати сиркангубин аз шохи лимӯ мечакад.

Туғралам дар сайди маъниҳои рангини баланд,
Аз сафои шеъри ман то ҳашр луълу[2] мечакад!

---

[1] Рашҳа – чакка, қатра.
[2] Луълу – марҷону ҷавоҳир.

## ᨐ 141 ᨐ

Ба авҷи дилбарӣ рӯи ту то моҳи тамом омад,
Ҳилоли абруят дар чашми ман иди Сиём омад.

Қиёми қоматат бар мо намуд ошӯби давронро,
Ба боғи ҳусн то сарви баландат дар хиром омад.

Аз он рӯзе, ки ҳуснат аз таҷаллӣ партавафкан шуд,
Ба Тури қурби Мӯсо з-он сабаб аз най калом омад.

Ҷамоли оламорои ту зад як ҷилва дар олам,
Пайи таъзими ҳуснат Юсуфи мисрӣ ғулом омад.

Алам дар сина беҳад дорам, аҳволам намепурсӣ,
Маро ҷои шакар сад ҳанзали фурқат ба ком омад.

Надорам сабру тоқат, лек оромам шавад ҳосил,
Агар ҳиндуи холи ӯ маро бо ром-ром омад.

## 142

Шабе дар хотирам зулфи ту омад,
Хаёли нофа аз ёдам баромад.

Кушо имрӯз абвоби табассум,
Шаби ҳиҷронат, эй золим, сар омад!

Баромад аз дилам ғамҳои олам,
Ғами ишқи ту то дар дил даромад.

Ба рағми ман задӣ бо ғайр тире,
Хадангат бар нишони ман наёмад.

Шавад боғ аз хазон то ҳашр эмин,
Агар бар ҷониби гулшан хиромад.

Фитод овозаи ҳуснат ба олам,
Зи тахти дилбарӣ Юсуф фуромад.

Кашад берун гуҳарҳои маонӣ,
Ба ҳар ҷо чангули[1] Туғрал даромад.

---

[1] Чангул – чангол.

## 143

Хубрӯён шеваи ҳайрат шиорам кардаанд,
Ҳамчу нақши по ба худ ойинадорам кардаанд.

Чун қадаҳ оғӯши сад хамёзаи айши абад
Аз шикасту гардиши ранги хуморам кардаанд.

Бишкуфад гул аз гулистони хаёлам баъд аз ин,
Баски ранги сад чаман назри баҳорам кардаанд.

Кисватам шуд гарчи урёнӣ зи қонуни азал,
Дар баму зери муҳаббат пардадорам кардаанд.

Муждаи пайғоми васлаш дода аз боди сабо,
Чашми ҳайронро ба роҳаш интизорам кардаанд.

Гарчи навмедист аз вазъи бутон бо ман, вале
Аз нигоҳи вопасин уммедворам кардаанд.

Чун саҳар як кавкаби бахт аз дилам равшан нашуд,
Тирабахтиҳо чу шом аз зулфи ёрам кардаанд.

Сӯхтам дар оташи ҳиҷрону мурдам аз ғамаш,
Доғҳо чун лола бар лавҳи мазорам кардаанд.

Нагзарад бар хотирам фикри қиёмат баъд аз ин,
То шаби ҳаҷри туро рӯзи шуморам кардаанд.

Ҳамчу ман дигар набошад ҳеч домоди сухан,
То арӯси бикри маъни дар канорам кардаанд.

Мебарам ман дар сухан имрӯз гӯй аз ҳамдамон,
Дар саманди фикр чун маънисаворам кардаанд.

Туғрало, аҷзи камоли ҳазрати Бедил нигар:
«Он қадар ҳечам, ки аз худ шармсорам карданд».

## 144

Муҳри ишқаш дар азал хатти ҷабинам кардаанд,
Номи Маҷнунро аз он нақши нигинам кардаанд.

Ҳалқаи пурпечутоби назри зулфаш дил рабуд
Ҳамчу Искандар, ки бо зулмат қаринам кардаанд.

Ёд додан аз вуҷуди он даҳан вахм асту бас,
Баски андар нестӣ айнуляқинам[1] кардаанд.

Аз сари ихлос кардам остони ӯ ватан,
Хоки кӯяш беҳтар аз хулди баринам кардаанд.

Лолаосо доғҳои синаи садчокро
Аз ҳавои ишқи он нозофаринам кардаанд.

Дину дил бар бод доду маҳрами васлаш накард,
Вомиқу Фарҳод бо сабр офаринам кардаанд!

Ёрро танҳо намеёбам, ки гӯям рози дил,
Душману ағёр аз ҳар сӯ каминам кардаанд.

Нолаву фарёди ман таъсир н-орад дар дилаш,
Нест айби ӯ, маро бахт инчунинам кардаанд!

Ҷомаи урёнии мо фориғ аз лавни[2] ҳавост,
Пераҳан дар ишқи ӯ ранги заминам кардаанд.

Он қадар дар роҳи ӯ аз сар қадамфарсо шудам,
Шуҳрати номи ҷунун бо ман аз инам кардаанд.

Котибони қисмату тақдир аз фикри расо
Хирмани мулки суханро хӯшачинам кардаанд.

Нахли ашъори ту, Туғрал, ном меорад самар,
Гулшани тавшеҳро[3] хосийят инам кардаанд!

---

[1] Айнуляқин – дидаи яқин.
[2] Лавн – ранг.
[3] Тавшеҳ – мувашшаҳ, мувашшаҳсозӣ.

## ꧁ 145 ꧂

Шабнами арзи адаб аз чашми ҳайрон рехтанд,
Донаи уммедро чун меҳр яксон рехтанд.

Ҳар кӣ шуд ҳамчун садаф дар саъйи сомони амал,
Оқибат андар даҳонаш оби найсон рехтанд.

Аз вуҷуди хеш дорам гармии меҳри адам,
Шабнами моро чӣ сон дар боғи имкон рехтанд?

Махзани ганҷи қаноат баски беибром буд,
Обрӯи хеш охир ин гадоён рехтанд.

Баски дар боғи ҷаҳон улфатпарасти шабнамем,
Аз сиришки мо ба олам мавҷи тӯфон рехтанд.

Мазраи мо дархури ҷамъияти дилҳо набуд,
Донаи сунбул ба хоки мо парешон рехтанд.

Обрӯ хоҳӣ, нишин дар хилвати ҷайби адаб,
Оби гавҳарро ба доман аз гиребон рехтанд.

Чун сароб аз чашмааш як қатрае зоҳир нашуд,
Бар дили зоҳид магар об аз зимистон рехтанд?!

Гарчи дар мулки сухан ман Туғрали Аҳрориям,
Лек ҷоми қисматам аз хоки Тӯрон рехтанд.

## 146

Соғари айши абад гарчи ба дастам доданд,
Роҳи роҳат ҳама аз ҷоми аластам доданд.

Корвонони қазову қадар аз ҳушёрӣ
Чун ҳино баста маро бар кафи мастам доданд.

Ҳар куҷо бошам агар, бе асари доғ наям,
Шуълаи шавқаму бар хок нишастам доданд.

Ба сафоле нарасад сози дурустоинам,
Чиниям, гарчи зи Фағфур шикастам доданд.

Буд таҳқиқи адам сурати имкони вуҷуд,
Нестӣ ойинае буд, зи ҳастам доданд.

Сайди матлаб нашавад бастаи қуллоби ҳавас,
Моҳии баҳри адаб гарчи ба шастам доданд.

Хонабардӯши хаёлам ба сухан ҳамчу ҳубоб,
Вожгунӣ ҳама аз толеи пастам доданд.

Чӣ хуш аст мисраи дарёи маонӣ, Туғрал:
«Васл мехостам, ойина ба дастам доданд».

## 147

Аз нигаҳ тире ба ҷонам он камонабрӯ занад,
Шукри алтофаш маро бар тан сар аз ҳар мӯ занад.

Тоби лаъли майпарасташ қимат аз гавҳар барад,
Насх[1] бозори шакарро ӯ зи гуфтугӯ занад.

Мардуми чашмаш маро аз шаш ҷиҳат тасхир кард,
Тири мижгонаш диламро ҳар дам аз ҳар сӯ занад.

Накҳати зулфаш ҳазорон дил асири худ намуд,
Ваҳ аз он ҳолат, ки дил дар ҳалқаи гесу занад!

Баҳри таъзими қадаш тӯбо саросар гашта хам,
Сарву шамшоду санавбар бар замин зону занад.

Ҳамчу duздон бо нигоҳи худ надорад дӯстӣ,
Ошноӣ сурмаро дар наргиси ҷоду занад!

Моҳ бо рухсори ӯ, Туғрал, чӣ даъво оварад?
Партави меҳри ҷамолаш бо фалак паҳлӯ занад!

[1] Насх – ботил кардан, рад кардан.

## ~ 148 ~

Ҳар кучо он шӯх гар сайде ба абрӯ мезанад,
Бисмилаш чун моҳи нав бар чарх паҳлӯ мезанад.

Дӣ ба гулгашти чаман нахлаш хиром овард бор,
Қумрӣ бо ёди қадаш имрӯз ку-ку мезанад.

Наргиси масти хадангандози афсунсози ӯ
Тири оҳу аз раҳи ваҳшат ба оҳу мезанад.

Сарв агар дар боғ бинад сарви озоди туро,
Яккалам ангушти ҳайрат бар лаби ҷӯ мезанад.

Хоки поят тӯтиёи дидаи ҳар кас нашуд,
Дасти ҳасрат аз надомат сахт бар рӯ мезанад!

Бо дили садчок зери нахли шамшодам кунун,
Шона аз машшота он маҳ то ба гесӯ мезанад.

Панчаи донишрабо бикшода аз авҷи камол,
Туғрали мо сайди маъниро чу теҳу мезанад.

## 149

Ишқро ҳусни ту қонуни дигар пайдо кунад,
Вомиқ аз меҳри ту тарки пешаи Азро кунад.

Булбулу қумрӣ ба боғ аз ҳасрати қадду рухат
Он яке ку-ку занад в-он дигаре ово кунад.

Эй маҳи хубон, зи ишқат Зуҳра саргарми навост,
Бар фалак килки Аторуд васфи ту иншо кунад!

Дар чаман сунбул зи хиҷлат сар фуруд орад ба пеш,
Гар сабо афсонаи он зулфи анбарсо кунад.

Ламъаи ҳусни туро бинад Зулайхо гар ба хоб,
Аз надомат бар сари Юсуф басе ғавғо кунад.

Гар ба гӯши боғбон афсонаи рӯят расад,
То қиёмат кай дилаш майли гули раъно кунад?

Рахти ҳастӣ барниҳам бар маҳмили роҳи фано,
Гар рақиби бесаодат дар бари ӯ ҷо кунад!

Як шаб аз роҳи карам, эй шӯх, сӯи ман биё,
То нигоҳам дар бисоти оразат маъво кунад.

Масти саҳбои висолат гар шавад Туғрал, чӣ бок?!
Яккалам мулки ду оламро ба пушти по кунад!

## 150

Анбари зулфи кажат бозори анбар бишканад,
Қимати лаъли лабат савдои гавҳар бишканад.

Бо қади шамшод сӯи боғ гар орӣ гузар,
З-инфиъоли[1] қоматат шохи санавбар бишканад.

Дар раҳи ишқат шудам хоку вале тарсам аз он,
К-аз ғубори ман туро наъли таковар бишканад.

Алҳазар аз фитнаи яъҷуҷи чашми соҳират,
Охир ин хайли бало садди Сикандар бишканад!

Лаъли худ гар во кунӣ чун ғунча ҳангоми сухан,
Аз табассумҳои лаълат нархи шаккар бишканад.

Ҳайрати ойина аз акси рухи зебои туст,
Аз арақ ҳар дам ба рӯи хеш ҷавҳар бишканад.

Мадди абрӯи ту дар тороҷи дил монад бад-он-к
Зулфиқори Муртазо девори Хайбар бишканад.

Як шабе сармасти саҳбои висоли хеш кун,
Гар шикастӣ ин сухан, дил ҳам баробар бишканад.

Дорам андар дил ҳавои ишқат, эй нозофарин,
Ин хумори ман кай аз ҳар ҷому соғар бишканад?!

Чун равам сӯят вале аз сангборони рақиб,
То ҳарими васли ту сад ҷо маро сар бишканад!

Ангубинат таъна созад бо шароби Салсабил,
Наргиси бебоки мастат қадри абҳар[2] бишканад.

Номи ту то бар сари ҳар байти Туғрал тоҷ шуд,
Аз хиҷолат афсари фағфуру қайсар бишканад.

---

[1] Инфиъол – шод, мутаассир.

[2] Абҳар – раги ҷон.

## 151

Бодаи ишқи ту дар ҳар дил агар ҷӯш кунад,
Агараш оби ҳаёт аст, куҷо нӯш кунад?!

Орзуманди висоли ту агар ҳушнок аст,
Ба яке қатраи май васли ту беҳуш кунад.

Сари худ гарчи бар афлок маҳи нав сояд,
Ҳалқаи доғи ғуломии ту дар гӯш кунад.

Тӯтии Ҳинд шакархойии лаълат бинад,
Аз хиҷолат сухани хеш фаромӯш кунад.

Чашми оҳуи ту оҳу ба Хутан мегирад,
Балки оҳу ба сияҳчашмии оҳуш кунад.

Аз қазо хатти бароти аҷал орад ҳар кас,
Чун дупайкар зи камарбанди ту оғӯш кунад.

Нахли шамшод хироми қади ӯро бинад,
Беибо саҷдаи меҳроби ду абрӯш кунад.

Хам шавад қомати ӯ чун қади Туғрал умре,
Ҳар касе бори ғами ишқи ту бар дӯш кунад.

## 152

Рангу бӯи боғи ҳуснат дар чаман шӯр афканад,
Аз даҳони ғунча лаълат хандаро дур афканад.

Ҳалқаи зулфи туро Ризвон агар бинад ба хоб,
Тавқи қумрӣ созаду дар гардани ҳӯр афканад.

Юсуфи Миср аз ҳадиси хубият ёбад хабар,
Аз хиҷолат хешро дар чоҳи дайҷур афканад.

Меҳри рӯят гар дам аз субҳи буногӯшат занад,
Фитрати хуршедро дар табъи кофур афканад.

Ҷон дамад дар қолаби ойина акси оразат,
Маҳви ҳайрат созаду лек аз хирад дур афканад.

Эй ки шавқат сар кашад аз дастгоҳи доругир,
Оташи бетоқатӣ дар қалби Мансур афканад.

Нағмаи зеру бами ишқат расад дар гӯши соз,
Шавқи оҳанги ҷунун аз тори танбӯр афканад.

Гар расад дар гӯши Исрофил ғавғои дарат,
Фаҳми маҳшар созаду аз дасти худ сур афканад.

Шарбати васлат агар дар коми махмуре расад,
Нашъаи ҷоми шароб аз чашми махмур афканад.

Раҳм кун бо Туғрали маҳзун, ки з-ойини карам
Сояи давлат Сулаймон бар сари мӯр афканад.

## 153

Ғунчаро лаъли лабат дилхун кунад,
Сарвро нахли қадат вожун кунад.

Лаҳҷаи лаъли ту аз хоки адам
Мурдаи садсоларо берун кунад.

Он чи савдои ту бо ман мекунад,
Кай ғами Лайлиш бо Маҷнун кунад?!

Марҳами васли ту дардамро давост,
Лек ҳиҷронат ғамам афзун кунад.

Чашмат ар Морут[1] бинад, баъд аз ин
Тарки таълими фани афсун кунад.

Ашкам аз ҳаҷри ту чун дарё шавад,
Рафта-рафта таънаи Ҷайҳун кунад.

Номи ту равшан шавад, ҳар кас, ки ӯ
Фаҳми рамзи Туғрали маҳзун кунад.

[1] Морут – номи малоика, ки ривоятҳои ҷолибе ба исми ӯ ва ҳамзоташ Ҳорут бастаанд.

## 154

Арғавон дар пеши рухсори ту берангӣ кунад,
Ғунча аз хандидани лаъли ту дилтангӣ кунад.

Ҳусни Юсуфро агар Парвин барои имтиҳон
Бо тарозу баркашад, кай бо ту ҳамсангӣ кунад?!

Монии Чин гар бибинад чини абрӯи туро,
Дар татаббуъхонаи Чин нақши аржангӣ кунад.

Дар тариқи мадҳи ту дар соҳати дашти варақ
Роизи[1] килки ман аз по афтаду лангӣ кунад.

Ҷомае бо қоматат гар аз сухан дӯзам, вале
Сад қабои ноз андар қоматат тангӣ кунад.

Эй гули боғи латофат, аз кадомин гулбунӣ?
Ҳар кӣ рухсори ту бинад, булбулоҳангӣ кунад.

Нисбати хуршед бо рӯйи ту бошад ҳамчунин
Он тасаввурҳо, ки афюн бар сари бангӣ кунад.

---

[1] Роиз – чобуксавор; тезгард.

## 155

Ёр ба ман боз ҷафо мекунад,
Тарки мудорову вафо мекунад.

Мезанадам гарчи ба тири нигаҳ,
Раҳмати бераҳминамо мекунад.

Мекушадам ҳар нафасе чанд бор,
Шукр, ки ин зулм маро мекунад.

Чашми ман афтад ба рухаш дар намоз,
Даст ба рӯ баҳри дуо мекунад.

Ҷониби масҷид гузарам аз қазо,
Ҳамчу намозам, ки адо мекунад.

Гарчи дил аз захми ҷафояш пур аст,
Лаъли лабаш боз даво мекунад.

Хоҳам агар бӯса кунам нақши пош,
Аз паси худ шӯр ба по мекунад.

Пардаи сози ғами ӯ аз фироқ
Нағмаи ушшоқ наво мекунад.

Туғрали рӯҳам ба ҳарими дараш
Дам ба дам аз шавқ ҳаво мекунад.

## ஃ 156 ஃ

Ғамзаи мардумшикорат ғорати ҷон мекунад,
Ишваи обидфиребат қасди имон мекунад.

Бурқаъ аз рух барфикан, бепарда гардад оламе,
Акси рӯят таъна бо хуршеди тобон мекунад.

Доғи ишқи туст, эй Лайлӣ, на Маҷнунрову бас,
Печутоби сунбулат ошӯби даврон мекунад.

Ханда зан бар рӯям, эй гул, то нагирям баъд аз ин,
Варна сели ашки ман дар баҳр тӯфон мекунад!

Ин чӣ бераҳмист, хони ошиқонро аз ғазаб
Вокашида бар сари ҳар мехи мижгон мекунад.

Аз хати райҳони лаъли ӯ маро маълум шуд:
Лашкари Шому Ҳабаш ин шаҳр вайрон мекунад.

Туғрал, ар хоҳӣ висолаш, нола кун шому саҳар,
Нолаи булбул саҳар гул дар гулистон мекунад.

## 157

Орази чун моҳаш аз бурқаъ намоён мекунад,
Оламеро шамъи рухсораш чароғон мекунад.

Аз хаёли ғунчааш дорам ба дил ҷамъийяте,
Хотирамро ёди он гесӯ парешон мекунад.

Дӯш бо ёди рухаш аз дида боридам гуҳар,
Мавҷи ашкам дар ҷаҳон имрӯз тӯфон мекунад.

Дил ба кӯи ёр мебошад, вале ҳар дам чу мӯр
Он тафохурҳо, ки дар дасти Сулаймон мекунад.

Эй парирӯ, нақши найранги кадомин суратӣ?
Чашми сад ойинаро акси ту ҳайрон мекунад!

Гар ҳамин бошад гудози шуълаи шамъи вафо,
Хонаи занбӯрро парвона вайрон мекунад.

Бо маризи ишқ дору нест дар дуккони даҳр,
Мушкили Маҷнуни моро Лайлӣ осон мекунад.

Ҳайрате дорам, ки, Туғрал, булбул аз шаб то саҳар
Дар ҳузури шоҳиди гул сахт афғон мекунад.

## 158

Дил ба тоқи абруи ӯ майпарастӣ мекунад,
Чун кабӯтар дар равоқи Каъба мастӣ мекунад.

Аз баландӣ кай расам дар зурваи[1] он остон?
Толиъу иқболи сустам сахт пастӣ мекунад.

Сурма дорад орзу чашм аз ғубори мақдамаш,
Хоки пояшро ҷабинам пешдастӣ мекунад.

Ҳеч кас дар ишқи Лайлӣ нест ин ҷо устувор,
Кай чу Маҷнун дигаре даъвои ҳастӣ мекунад?

Аҷз бошад дар талаб шамъи далели муддао,
Сад дуруст аз мумиё як дилшикастӣ мекунад.

Фикри мавзунам кунун, Туғрал, дар иқлими сухан
Ҳукми девони вазорат чун Маҳастӣ мекунад.

[1] Зурва – авҷ, баландӣ.

## ৵ 159 ৵

Партави ойинаам ҳайратбаёнӣ мекунад,
Сурати Беҳзоди фикри ман на Монӣ мекунад.

Вазъи мизони хаёламро мапурс аз нозукӣ,
Сояи мӯе ба ёд ояд, гаронӣ мекунад.

Уқдаҳои мушкили рамзу киноёти маро
Фаҳмад он доно, ки ҳалли Булмаонӣ мекунад.

Дар сарири мӯшикофӣ шоҳам аз фикри расо,
Дар диёри назм табъам ҳукмронӣ мекунад.

Ахтари толеъ ба авҷи донишам дунбола зад,
Мулки маъниро дилам соҳибқиронӣ мекунад.

Ҳар кӣ шуд дар баҳри ашъорам нахустин нохудо,
Заврақ аз фаҳми баланди хеш сонӣ мекунад.

Муҳраи нарди бисоти байти мавзуни маро
Ҳар касе бо қадри дониш донаронӣ мекунад.

Дар шикори сайди маъниҳои ваҳшатроми ман
Кай хаданг аз ғамза, кай абрӯ камонӣ мекунад?

Туғралосо рӯзу шаб дар авҷи мазмунҳои бикр
Тоири рамзи нукотам парфишонӣ мекунад.

## 160

То қумоши[1] ҳусни ӯро корвон аз ноз буд,
Муштариро маҳмили савдо ҷарасовоз буд.

Мурдам аз ҳасрат, ки з-истиғно намегӯяд сухан,
Ёди айёме, ки лаъли ӯ масеҳэъҷоз буд!

Қоматаш дар бӯстони ҳусн дидам ҷилвагар,
Дар миёни навниҳолони чаман мумтоз буд.

Аз сабо то муждаи пайғоми дидораш расид,
Чашми уммедам ба роҳи интизораш боз буд.

Муншии субҳи азал зад қуръаи фоли маро,
Оқибат мурғи дилам дар чанги ин шаҳбоз буд.

Донаи холаш ба сони қаҳрабо дил мекашад,
Афъии зулфи каҷи ӯ сахт афсунсоз буд.

Дошт чашми соҳираш дар мулки дин яғмогарӣ,
То камони абруяшро ғамза тирандоз буд.

Аз ҷудоӣ ҳамчу най анҷоми умрам нола шуд,
Лоласон доғи дилам аз ҳасрати оғоз буд.

Дар азал сайди маонӣ боли теҳуро кушод,
Туғрали мо аз паяш он рӯз дар парвоз буд.

---

[1] Қумош – рахт ва матоъ.

## 161

Ҳар кучо шавқи туам соғаркаши омол буд,
Субҳи ишрат сарбаланду шоми ғам помол буд.

Доштам аз зулфи ӯ сармояи айши абад,
То саводи хатти ӯ бар рӯи давлат хол буд.

Дидаи ойина бар рӯяш кушуданд дар азал,
Арзи чавҳар дар забони сурати ӯ лол буд.

Мезадам ҳар лаҳза ман дасте ба домони дуо,
Чун алиф қаддам ба ёди абруи ӯ дол буд.

Бар умеди хокбӯси нақши пояш дам ба дам
Омадурафти нафас тамҳиди истиқбол буд.

Хотири мо кай кунад имрӯз ёди чоми Чам,
Баски чоми ишрати мо дӯш моломол буд!

Нест чуз савдои ӯ дар чорсӯи эътибор,
Муштарӣ гӯё нишони муҳраи ин фол буд.

Чун нигоҳ андар ҳавои ишқи ӯ пар мезадам,
Ошёни мурғи рангам аз шикасти бол буд.

Баски санчидам ба субҳи шодмонӣ шоми ғам,
Кӯҳ дар мизони ҳачраш вазни як мисқол буд.

Ҳаббазо, Туғрал, ки Бедил месарояд мисрае:
«Мозию мустақбали[1] ин базми ҳайрат ҳол буд».

---

[1] Мустақбал – оянда.

## ⁂ 162 ⁂

Ёди айёме, ки ҳар дам бо манат пайғом буд,
Шаҳди мазмуни ҳадиси дилкашат дар ком буд.

Дам ба дам, соат ба соат аз навиди номаат
Тарфи гулзори хаёли ман баҳорайём буд.

Аз каломат «васбиру» тафсир мекардам мудом,
Изтироби мурғи дил дар ҳалқаи ором буд.

Мекашидам сайди ишратро ба қуллоби хатат,
Печутоби мавҷи мактубат каманди дом буд.

Накҳати рамзи саводи нома аз иншои ту
Дар димоғи хушкмағзон равғани бодом буд.

Доштам сомони мастӣ аз кушоди маъният,
Матлаи меҳри нишонам аз дару аз бом буд.

Туғрал аз мазмуни истиғнош акнун пухтааст,
Боғбони гулшани лутфаш ҳамоно хом буд.

## 163

Субҳи содиқ аз тулӯи маъниям огоҳ буд,
Бар муборакбоди табъам меҳр ҷои моҳ буд.

Назми ширинам агар килки Уторид менавишт,
Дасти Ноҳид аз тараннум якқалам кӯтоҳ буд.

Марями фикрам Масеҳ аз айни маънӣ зодааст,
Нақди ашъорам нахустин Муштарӣ дилхоҳ буд.

Кори сад Баҳром хоҳам кард бо теғи забон,
З-он ки аз ҳалли нукоти ман Зуҳал дар оҳ буд.

Аз камоли хештан дар авҷи маънӣ Туғралам,
Ин ҳама софӣ ба асли гавҳарам ҳамроҳ буд.

## 164

Сарам ба зери қудуми ту гар ғубор шавад,
Зи юмни мақдами ту хони ман мазор шавад.

Яке гузар ба сари турбатам, ки баъд аз марг
Зи хоки ман ба раҳат наргис интизор шавад.

Даме ба сӯи чаман бигзару тамошо кун,
Ки саҳни боғ пур аз ғулғули ҳазор шавад.

Суман, ки зулфи туро дид, сар фуруд орад,
Гул аз тароватти рухсораи ту хор шавад.

Лабат, ки вақти такаллум ҳаёт мебахшад,
Масеҳ аз лаби лаъли ту шармсор шавад.

Амири кишвари ҳуснию нест монандат,
Ҳар он ки рӯи туро дид, беқарор шавад.

Манам, ки ҳалқабагӯши туам, намепурсӣ,
Чӣ мешавад, ки туро Туғрал эътибор шавад?!

## 165

Бувад он рӯз, ки чашмам ба рухат боз шавад,
Занги ғамҳои дилам ойинапардоз шавад.

Қадаҳе аз майи майхонаи чашмат нӯшам,
Пардаи шарм ба мизроби ҷунун соз шавад.

Аз бисоти рухи ту нарди тамошо бибарам,
Кишти ин дона ба мот аз ҳама мумтоз шавад.

Чӣ кунам чора, ки бо гарди висолат нарасад,
Аспи бахтам, ки зи фарзин шуда, дар тоз шавад.

Байдақосо[1] дилу дин бохта дар муҳраи ғам,
Фили иқболи ман, эй кош, ки шаҳбоз шавад!

Эй хуш он рӯз, ки ин Туғрали беболу парам
Ҷониби кӯи ту як бор ба парвоз шавад!

[1] Байдақ – пиёда дар шоҳмот.

## 166

То шуъои меҳр аз ҷайби ту равшан мешавад,
Домани ҳар зарра аз ойина хирман мешавад.

Пардаи дигар ба мизроби ғамаш даркор нест,
Аз баму зери ҷунун ин нола шеван мешавад.

Нест имкон, то ба арз орам ҳадиси васфи ӯ,
Баски аз ҳайрат забонам ҳамчу савсан мешавад.

Васл дорӣ орзу, шав бисмили шавқи талаб,
Мушкилоти дарси ӯ ҳал аз тапидан мешавад.

Ҳайрати мо гар шавад саргарми арзи муддао,
Ҷавҳари ойина яксар чини доман мешавад.

Дар ҳарими васли ӯ ҳар лаҳза дар базми адаб
Ошёни мурғи рангам аз паридан мешавад.

Пайкари мо нест муҳтоҷе ба ташрифи дигар,
Оқибат ин хоксорӣ кисвати тан мешавад.

Туғрал, аз баҳри зиёи партави меҳри рухаш
Ҳар буни мӯ бар танам монанди равзан мешавад.

## 167

Зери теғи абруяш сад мисли ман гар сар диҳад,
Баҳри куштан муъҷизи лаълаш ҳаёт аз сар диҳад.

Хоҳам аз лаълаш ба сад зорӣ агар оби ҳаёт,
Дар гулӯи ташнаам об аз дами ханҷар диҳад.

Дар хароботи муғон паймона гар қисмат кунад,
Ғайрро ратли гарон бахшад, маро соғар диҳад.

Бегунаҳ бинвохт моро, н-аз мусулмонист ин,
К-инчунин дашноми беҷо кас на бо кофар диҳад!

Накҳати рӯи гулаш бо мо намедорад раво,
Лек чун бо дигарон аз гулшани дил бар диҳад.

Ғайри моро ҳамчу носеҳ ҳарфҳо гӯяд бахайр,
Дар суоли ман вале посух зи шӯру шар диҳад.

Дафтари ҷурми рақибон маҳв созад сад ҳазор,
Бесабаб аз қаҳр бо Туғрал дусад дафтар диҳад!

## 168

Наргиси масти ту олуи Ҳиротам надиҳад,
Ҳалқаи зулфи ту аз банд наҷотам надиҳад.

Ҷониби кӯи ту хоҳам, ки кунам парвозе,
Шаҳпари бол расоӣ ба қанотам надиҳад.

Ваҳ, ки амволи ҷамолат ба нисоб аст кунун,
Лаъли ҷонбахши ту як бӯса закотам надиҳад!

Ман ба ағёри ту ҳар лаҳза ба ҷангу ҷадалам,
Лек тарсам, ки халосӣ зи ҷиҳотам надиҳад.

Шукри ёдат кунам имрӯз, ки иқбол маро
Ба ҳарими ҳарамат гар дараҷотам надиҳад.

Дил ба зулфи ту гарав додаму бахти бади ман
Дар ғами ишқи ту ҷуз сабру суботам надиҳад.

Ман, ки дар муҳраи савдош фитодам, Туғрал,
Тарсам аз киштии он рух, ки ба мотам надиҳад.

## 169

Зи ҷӯши ашк дар обам, гуҳарбор инчунин бояд,
Зи шоми ғам сияҳрӯзам, шаби тор инчунин бояд.

Намебошад ба ғайри яъс дигар дастгири ман,
Ба накбатхонаи[1] дунё мададгор инчунин бояд!

Надонад куфри зулфаш ҳеч ойини мусулмонӣ,
Ба кеши Аҳриман, албатта, зуннор инчунин бояд.

Зи дасти нокасе ҳамсанги пои мӯр гардидам,
Ба мизони муҳаббат вазну миқдор инчунин бояд.

Матоъи ҳар ду олам нақди меҳнатро намеарзад,
Қумоши ҷинси ғамро нархи бозор инчунин бояд.

Адиби тифли ашки ошиқон бошад сиришки ман,
Бале, дар силки ҷавҳар дурри шаҳвор инчунин бояд.

Пари парвона бошад равғани шамъи вафо имшаб,
Ба арзи муддао сомони изҳор инчунин бояд.

Арақ гул мекунад аз ҷавҳари акси рухаш ҳар дам,
Ба ҳайратхонаи ойина меъмор инчунин бояд.

Ҳазораш офарин, Туғрал, бар ин як мисраи Бедил:
«Зи ҳар мӯ домбардӯшам, гирифтор инчунин бояд!»

---

[1] Накбат – бадбахтӣ.

## 170

Биё, эй дил, ки найрангу фусунат пур ба кор ояд,
Зи чашмаш соғари андешаро ранги хумор ояд.

Зи даври печутоби оташи дил ашки гулгунам
Ба ёди пойбӯсаш ҳамчу тифли найсавор ояд.

Намебахшам ба ғамҳои фироқаш рӯзи шодиро,
Ки ногаҳ як шабе ёди висолаш дар канор ояд.

Зи ҷӯши сабзаи лаълат шуд оҳи бедилон афзун,
Ки булбул дар чаман ҳангоми фасли навбаҳор ояд.

Даҳонашро, ки асло нест имкони вуҷуди ӯ,
Агар ваҳмат чу анқо бар сари шохи чанор ояд.

Сафои оразу гулгунии рухсори ӯ бо ҳам
Чу ранги сурхии барфе, ки аз оби анор ояд.

Бароти сарнавишти мост аз эъҷози ёқутӣ,
Ки ҳамчун ҷомаи хунин шаҳидатро ба кор ояд.

Шаби ялдои ҳаҷратро агарчи нест поёне,
Бад-он уммед хурсандам, ки дар рӯзи шумор ояд.

Расад бӯи висолат дар димоғам з-изтироби дил,
Куҷо имшаб маро хобе ба чашми интизор ояд?!

Чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, ҳазрати баҳри сухан Бедил:
«Ту гар ой, тараб ояд, биҳишт ояд, баҳор ояд!»

## 171

Эй нигоҳи шафқатомезат маро аз ҷон лазиз,
Ҳар чӣ бошад дар ҷаҳон хуштар, маро аз он лазиз.

Ҳаст дар комам гуворо талхии заҳри ғамат,
Гарчи бошад дар мазоқи ҳар гадое нон лазиз.

Ман гирифторам кунун бо дарди бедармони ту,
Шарбате беморро кай бошад аз дармон лазиз?!

Ҷониби мо, мустамандон кун, Худоро, як назар,
Ҳеч набвад дар ҷаҳон некӯтар аз эҳсон лазиз!

Мурдам аз фарёдат, эй рашки бутони кобулӣ,
Гӯиё бошад ба гӯшат нолаи афғон лазиз!

Ҳарфе аз лаъли ту бошад гавҳари қиматбаҳо,
Менабошад ҳар матоъе, к-аш бувад арзон, лазиз.

Дар сухан, Туғрал, тариқи пухтагонро пеша кун,
Меваат гар хом бошад, нест дар дандон лазиз.

## 172

Ба сӯи ёр агар ман кунам равон коғаз,
Ба ҷои барф биёяд зи осмон коғаз.

Румузи нуктаи ушшоқ мекунад равшан
Ба ҳар касе, ки бувад рози ӯ ниҳон коғаз.

Набуд лойиқи ҳамчун ту туҳфаи дигар,
Ба даргаҳи ту фиристодам армуғон коғаз.

Ман ар ҳадиси ҷафоҳои ёр бинвисам,
Тамом менашавад, гар шавад ҷаҳон коғаз.

Яке зи ҳоли харобам ба нома кун пурсиш,
Ки мебаранд ба ҳар сӯ кабӯтарон коғаз.

Хушо насим, ки ҳангоми субҳдам як раҳ
Ба андалеб расонад зи гулситон коғаз!

Касе набуд, расонад ба ӯ паёми маро,
Ба дасти боди сабо додаам аз он коғаз.

Назар ба нома куну печутоби мо дарёб,
Навиштаем ба сӯи ту з-имтиҳон коғаз.

Ду ҷаъди турраи гесӯи ӯ бад-он монад,
Фусунгарон, ки бароранд аз даҳон коғаз.

Агарчи дурам аз он остон, бад-он шодам,
Ки назди ёр кунад арзи ман баён коғаз.

Бувад кунун зи сафои замири анвари худ
Миёни ошиқу маъшуқ тарҷумон коғаз.

Саводи нусхаи девони ишқ кун дар ҳам,
Мабод дафтари ғамро кунад зиён коғаз!

Диҳад ғубори хати ӯ бароти[1] ман, Туғрал,
Ки хоҷа медиҳад охир ба бандагон коғаз.

---

[1] Барот – навиштае барои дарёфти подош.

## ∽ 173 ∼

Ҳар куҷо гар гирдбоде ҳалқа месозад ғубор,
Ҳалқаҳои доми уммед аст чашми интизор.

Меравад дил аз барам ҳар дам ба ёди ҷилвааш
В-аз хиромаш нест дар дастам инони ихтиёр.

Бохтам бо оби ҳайвон ман ба лаъли ӯ гарав,
То шавад равшан ҷафои ин сухан аз лаъли ёр.

Мегудозад ҳамчу равған шамъи рухсораш дилам,
Мекашад гар набзи зулфаш равған аз дуди шарор.

Рӯзи васл аст, эй нигаҳ, гир аз рухи ӯ лаззате,
То ки дар айёми ҳиҷронат туро ояд ба кор!

Донаи тухми умеди тешаи Фарҳодро
Кай кунад тамҳид[1] ғайр аз домани ин кӯҳсор?!

Қомати сарви саҳӣ ангушти ҳайрат мешавад,
Бинадаш андар чаман гар шӯхии рафтори ёр.

Аз садои нағма ин овоз меояд ба гӯш:
Нест ҷуз танбӯр дигар як ҳарифи пардадор.

Эй хушо, Туғрал, аз ин як мисраи баҳри сухан:
«Шонае даркор дорад ришханди рӯзгор!»

---

[1] Тамҳид – чора, тадбир.

## 174

Дар дил хаёли он қади раъно нигоҳ дор,
Ёди парӣ намудӣ ту, мино нигоҳ дор.

Омад қумоши ҳусн ба бозори эътибор,
Савдои Юсуфаш ба Зулайхо нигоҳ дор.

Шарти такаллуфоти шараф шуд туро адаб,
Ҳар ҷо агар нишинӣ ту, он ҷо нигоҳ дор!

Гаҳ шикваи фироқ таманно кунад дилам,
Ё Раб, аз ин хаёл ту моро нигоҳ дор!

Дар муҳраҳои нарди ғами ӯст бурду бой,
Дасте бикаш зи домани ӯ ё нигоҳ дор!

Шуд сарфи мушкилоти ҷунун дарси умри ту,
Бо номи ёр як-ду муаммо нигоҳ дор!

Забти инони дил набувад, эй ҳавас, ба мо,
Моро ба мо гузору дили мо нигоҳ дор!

Чун шамъ теғи ишқ бибуррад сари туро,
Шарти мурувват аст, ту ҳам по нигоҳ дор!

Соқӣ, ба ёдгории айёми васли ӯ
Қадре зи бода дар таҳи мино нигоҳ дор.

Туғрал, хиҷил зи мисраи зебои Бедилам:
«Мушти арақ ба манъи тақозо нигоҳ дор!»

## ~ 175 ~

Кас набошад ба сайри ин гулзор,
То кунад имтиёзи гул аз хор.
Бар ҳусули мазореи уммед
Донаҳои сиришки ғам мекор.
Ғарра маншин, ки фитнаҳо дорад
Гардиши инқилоби лайлу наҳор!
Ҳаст дар сози ошиқон асаре,
Нест ин зеру бам ба мусиқор.
Масали даҳр хоби харгӯш аст,
Гарчи бошад ду чашми ӯ бедор.
Қуввати ҷазби ишқ меорад
Сари Мансури мо ба пои дор.
Рутбаи тахти Ҷам шавад ҳосил
Ошиқонро зи сояи девор.
Аз сари дил гузар чу ман акнун,
Орзуят бувад агар дилдор.
Сеҳри зоҳид нигар, ки мебошад
Шуъбае[1] аз фусунаш истиғфор.
Баски дар зулфи шоҳидони чаман
Зада машшота обуранги баҳор,
Ҳамчу ойина дашту кӯҳу дара
Менамояд ба чашми ман ҳамвор.
Бахти бад бар сарам нишаста чунон
Ҷуғди вайрона бар сари девор.
Имтиёзе наметавон кардан
Ҳалқаи зулфи ӯ зи ҳалқаи мор.
Баски саргарми гиряи ӯям
Аз ғамаш то саҳар чу шамъи мазор,
Туғралам, маҳви мисраи Бедил:
«Ками мо ҳам мадон кам аз бисёр».

[1] Шуъба – шоха, фирқа.

## 176

Баски андар боғ аз ҷаннат асар дорад баҳор,
Ҷомае ҳамчун пари тӯтӣ ба бар дорад баҳор.

Дам ба дам ойинасон дар ишратободи чаман
Шоҳиди гулҳои рангин ҷилвагар дорад баҳор.

Аз хати райҳони лаъли ӯ маро маълум шуд:
Бар лаби дарёи раҳмат нилуфар дорад баҳор!

Мерасонад шир андар коми тифлони набот,
Аз тақозои маволидаш[1] хабар дорад баҳор.

Баста маҳмил ранги гул бар ноқаи боди сабо,
Гӯиё з-ин боғ оҳанги сафар дорад баҳор.

Чун нигаҳ дар ошёнаш ҳоҷиби парвоз нест,
Баски аз ранги паридан болу пар дорад баҳор.

Он қадар дар боғи имкон карда сомони карам,
Шохи ҳар нахле, ки бинӣ, пурсамар дорад баҳор.

Аз шуъои шуълаи ҳар сафҳаи гул равшан аст,
Баски аз эъҷози ёқутӣ хабар дорад баҳор.

Дар гиребони тааммул фурсати андеша нест,
Домане аз роҳи суръат бар камар дорад баҳор.

Сад чаман гул гар намояд пеши чашмаш ҷилвае,
Кай ба ғайр аз рангу бӯ мадди назар дорад баҳор?!

Офарин бар мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Чашм во кун, рангу асрори дигар дорад баҳор!»

[1] Маволид – фарзандон.

## 177

Он қадар дорад сафо ойинаи рухсори ёр,
Акс чун наззора аз лағзиш намегирад қарор.

Ҷавҳари фарди даҳонаш ҷузви беаҷзо бувад,
Аз ҷавори қисмати ӯ муддаӣ шуд шармсор.

Бо яке ҳиҷрон ду рӯзи васл фоли тавъам аст,
Дар раҳаш то дидаам шуд з-интизориҳо дучор.

Сабзаи лаъли лабаш з-эъҷози ёқутӣ диҳад
Насхи таълиқи бароти ошиқ аз хатти ғубор.

Шуҳраи офоқ шуд аз ишқи Ширин Кӯҳкан,
Номи Маҷнун аст аз савдои Лайлӣ ёдгор.

Ихтиёри равзаи ҷаннат надорам аз дараш,
Ошёни мурғи анқо кай бувад шохи чинор?!

Туғрал, аз гуфтори рангини ту чун авроқи гул
Месазад ҷузви туро шероза аз ранги баҳор.

## ৺ 178 ৻

То шунидам аз сабо афсонаҳои зулфи ёр,
Сояи шамшодро дар боғ кардам ихтиёр.

Нест андар дафтари ҳастӣ ҳисоби дигарам,
Баски мебошад шаби ҳаҷраш ба ман рӯзи шумор.

Орзу кардам, валекин бахти бад ёрам нашуд
Сурмае аз гарди домонаш ба чашмам интизор.

Дар пайи ҳар субҳи ишрат шоми кулфат тавъам аст,
Нест андар боғи имкон як гуле бе неши хор.

Карда дар тарфи чаман найранги саҳҳофи азал
Аз раги гул риштаи шерозаи ҷузви баҳор.

Аз таваккул бодбони киштии уммед кун,
Баски пайдо нест дар мавҷи муҳити ғам канор.

Кай дили садпораам аз мумиё гардад дуруст,
Ёди чашмаш бишканад гар соғари ранги хумор?!

Он қадар доғи таманнои хаёлаш гаштаам,
Нест монанди дилам имрӯз боғи лолазор.

То сафои оризи ӯ арзи ҷавҳар мекунад,
Дидаи ойинаро набвад ба ҷуз ҳайрат шиор.

Мевае аз боғи васлаш кай расад осон ба каф,
То нагардад донаи ашки ту чун ёқути нор.

Бар лаби Кавсар зи ҷӯши сабза равшан мешавад
Насхи таъликҷи хати райҳонаш аз хатти ғубор.

Ваҳ, чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, шоҳи авранги сухан:
«Шуд сафед охир зи мӯям кӯчаҳои интизор!»

## 179

Пардаи субҳи нигаҳро бар рухи дилдор дар,
Тӯтиё бо чашми худ аз хоки ин дарбор бар.

Ранги зардам аз тило гаштан ба васлаш роҳ бурд,
Нақди савдои муҳаббат шуд дар ин бозор зар.

Баски аз сар то ба пои ӯ латофат мечакад,
Васфи ӯ созӣ, даҳонат гардад аз гуфтор тар.

Аз ғубори хоки пояш кардаам куҳли басар,
Сурма кай бошад ба чашми интизорам коргар?!

Соқиё, дар базми мо паймонаро лабрез кун,
Маҷлиси Туғрал бувад бе соғари саршор шар!

## 180

Дар ҳарими ёр гар орӣ гузар,
Эй сабо, аз ман ба ӯ пайғом бар.

Аз ту аҳволи маро пурсад, бигӯ:
– Бандаи худро зи меҳнат бозхар.

Гар бигӯяд: – Нақди ишқаш сарфи кист?
Гӯй: – Савдои туро дорад ба сар.

Дарди ман пурсад, фаромӯшат мабод,
Гӯй: – Мегӯяд зи ғайрат «алҳазар!»

– Аз кӣ ишқ омӯхт? – гӯяд, – гӯ: Зи ман,
– Ишқбозии ман аст ирси падар.

Аз ғамам фарёд дорад? – гуфт агар,
Гӯй: – Бо ёди ту ҳар шому саҳар.

– Зоди роҳи ишқ, – гӯяд, чист? – гӯ:
– Тӯшаи ошиқ бувад лахти ҷигар!

– Дар фироқам, – гуфт, – мерезад сиришк?
– Абр кай холӣ бувад, – гӯ, – аз матар![1]

Аз қазо пурсад зи оғози ғамам,
Гӯй: – Анҷоми муҳаббат аз қадар.

Меваи нахлам, агар гӯяд, ки чист?
– Гӯй: Сарватро ҷафо бошад самар!

В-ар бигӯяд бо чӣ мемонад дилам?
– Сангро гуфтан тавон, – гӯ, – мумтар!

Ҷӯяд андар нармии хӯяш назир,
Ту ҳикоят сар кун аз нори шарар.

---

[1] Матар – борон.

– Оразам равшан, – агар гӯяд, – зи чист?
Дар ҷавобаш гӯй: – Равшан аз қамар.

Хоҳад ӯ бо наргиси масташ шабеҳ,
Бе тавaққуф пардаи бодом дар!

Бо хати лаълаш агар ҷӯяд адил,
Гӯй он дам достони нилуфар.

В-аз лабаш ар гуфтугӯе оварад,
Дар миён овар ту ҳарфи найшакар.

Боз, эй боди сабо, зинҳор гӯ:
– Аз чӣ дур андохт моро аз назар?

Гар бувад мақсуди ӯ накди иёр,
Чун садаф дорам диле пур аз гуҳар.

Хотири ӯро агар майли тилост,
Чеҳраи зарди маро бишмор зар!

Субҳи рӯяш аз бадоҳат дам занад,
Бе тааммул гӯй фиҳи анназар[1].

Дар фироқаш гар масал хоҳад, бигӯ:
– Қитъае бошад зи ҳиҷронат сақар[2].

Масканам пурсад гар он лайлиасос,
Гӯй: – Маҷнунро намебошад мақар![3]

Нисбати худро зи хубон ҷуст, – гӯ:
Имтиёзи байти Туғрал аз шакар!

---

[1] Фиҳи анназар – дар ӯ назар кун.
[2] Сақар – пасттарин зинаи дӯзах.
[3] Мақар – ситод, қароргоҳ.

## 181

Офарин, эй бути парипайкар.
Наргисат маст, ғунчаат шаккар.

Сунбулат боиси парешонӣ,
Нигаҳат фитнасози сад маҳшар!

Нозбӯи хати туро нозам,
Ки дамидаст бар лаби Кавсар.

Аз хироми ту дар чаман товус
Карда рафтори хешро дигар.

Додӣ бар бод зулфу бишкастӣ
Қимати мушку нофаву анбар.

Чашм бикшода дар раҳат наргис,
Ба Худо, ҷониби чаман бигзар!

Сӯхтам дар ғами висоли ту ман,
Мезанад аз дилам забона шарар.

Нест мисли ту дар қаламрави ҳусн,
Ин суханро навиштаам бо зар:

Туғрали мо асири қайди ту шуд,
Ба хами зулф кардияш чанбар!

## 182

Эй ғунчадаҳон, лаби ту шаккар,
Дандони ту ҳамчу дурру гавҳар.

Эй орази ту ҳарир аз гул
В-эй зулфи сиёҳи ту муанбар.

Эй нахли қадат баробари ҷон,
Рухсори маҳат ба ҷон баробар.

Чашмат ба карашма рехт хунам,
Мижгон-т барам кашида ханҷар.

Хубони ҷаҳон фузун, валекин
Монанди ту кас надида дилбар.

Хубӣ ба ту, хатми ишқ бо ман,
Ин ҳарду шуд аз қазо муқаррар.

Ҳам кишвари ҳуснро амирӣ,
Ҳам мулки қулубро ту сафдар.

Шарманда зи чеҳраи накӯят
Гардида ҳама бутони Озар.

Туғрал ба ҳаволаи ду чашмат
Дар дашти фироқ гашта шашдар.

## 183

Ба боғи даҳр, ки ҳар лоларост доғи дигар,
Чу ғунча ҳосили мо нест ғайри хуни ҷигар.

Мабош бе асари шавқ дар раҳи уммед,
Ки решарост давидан ба хок баҳри самар.

Биё, ки бе лаби лаъли ту бода шуд дилхун,
Ба интизори ту маҳв аст дидаи соғар.

Чу нуқта кай равам аз маркази вафо берун,
Ҳазор теғи ҷафо гар занӣ маро бар сар?

Ба кӯи ёр, ки аз фарши махмалем озод,
Чӣ хуб бистари ноз аст паҳлуи лоғар!

Бас аст то ба абад дар вафои ӯ аҳдам,
Намеравам бурун аз ҷодаи ғамаш дигар.

Қазо ҳисоби нуҷуми сиришки ман накунад,
Ба сафҳаи фалак аз Каҳкашон занад мистар,

Нишин ба хок, гарат орзуи бедорист,
Ки шуъларо натавон дошт ҷуз ба хокистар!

Ба хушксол ҷаҳоне чу коғази абрӣ
Ба ашки хеш намо хомаҳои мижгон тар!

Ба фаҳми кӯҳи ту аз чашма раҳ тавон бурдан,
Беҳ аз садост баму зери лаб ба гӯши кар!

Хушо, зи мисраи Бедил, ки гуфтааст, Туғрал:
«Гуҳар ба ришта кашидем аз хати мистар».

## 184

Боз ҷонам шуд фидои чашми хуммори дигар,
Мушкилам афтод дар дасти ситамгори дигар.

Борҳо будам зи ишқи хубрӯён чун камон,
Қотиле дӯшам ба тир афканд, к-ин бори дигар.

Ҷои марҳам омаду озурдам аз васли рақиб,
Бар ҷароҳатзори захмам монд озори дигар.

Тори сози васлаш ар бигсаст, дорад ҷои он
Нағмаи зеру бами ҳаҷраш ба сетори дигар.

Даъвии ишқи варо исботи ваҳдат мекунам,
З-он ки набвад рутбаи Мансур дилдори дигар.

Назди ёри хеш бо рағми адӯ ёрӣ мапурс,
Бар гумони он, ки набвад ёрро ёри дигар.

Чашми ман бе чашми шӯхаш аз рамад[1] бемор буд,
Бо табиби ишқ гуфтам, гуфт бемори дигар.

Хубрӯён нақди ҳусни худ ба бозор оваранд,
Нақди ҳуснашро бувад ҳар рӯз бозори дигар.

Туғрал, осоиш агар хоҳӣ ту андар рӯзгор,
Дасти худ кӯтоҳ кун ҷуз ишқ аз кори дигар!

[1] Рамад – варами чашм.

## 185

То хаёли сураташ шуд дидаамро ҷилвагар,
Чашм накшоям ба сӯи нақшу тасвири дигар.

Бахти вожунро ба тахти подшоҳӣ кай диҳам,
Сояи боли ҳумо гар бахшадам тоҷе ба сар.

Чун гуҳар дар кисвати мо нест ҷайбу домане,
Ғайри урёнӣ набошад ҷомае моро ба бар.

Кам нагардад гармии як рӯзи бозору шабаш,
Дар дили парвона набвад ғайри савдои шарар.

Доми сайди матлаби мо гашт қуллоби нафас,
Нест дар мурғи умеди мо ҳавои болу пар.

Гарчи тафсили гулистони ҷамолаш мекунам,
Менамоям ҳарфи мазмуни даҳонаш мухтасар.

Шуд зи дасти куфри зулфаш кишвари динам хароб,
Менамоям ҳарфи мазмуни даҳонаш мухтасар.

Ҷилваву нози хироми нахли ӯ дидам ба боғ,
Нест дар сарви қади ӯ ғайри озодӣ самар.

Фоли бад бошад агарчи суҳбати Ақраб ба Моҳ,
Кош, эй ҳамсуҳбатон, дар ақрабаш бинам қамар

Кам намегардад судоъи ошиқ аз субҳи умед,
Мешавад афзун зи сандал оқибат ин дарди сар.

Хомаи таҳрир аз чӯби санавбар боядам,
Баски дар васфи қади ӯ чун қалам бастам камар.

Нест ҷуз шаҳди маонӣ баски сомони дилам,
Мебарад табъам гарав аз банд-банди найшакар.

Офарин, Туғрал, бар ин як мисраи баҳри сухан:
«Эй хиромат мавҷи гавҳар, андаке оҳистатар».

## 186

Эй хироми нози ту чун ҷилваи товуси нар,
Тойири наззорaро андар ҳавоят болу пар.

Гарчи шуд маҳв аз сиришкам нусхаҳои ғам, вале
Гашта бар лавҳи дилам хатти ту нақши калҳаҷар[1].

Ҷуз ба фармони ту набвад ранги нофармониям,
Бишкуфад гар аз лаби дарёи ашкам нилуфар.

Дар китоби ғам варақгардонии айём нест,
Кай расад дар хотири Маҷнун ғами шому саҳар?!

Ошиқ он бошад, ки ҳар сӯ дидаи худ во кунад,
Сурати ёраш бувад чун мардумак мадди назар.

Нест дар ҷӯши талотум нохудо ғайр аз Худо,
Киштии мо гар фитад сад бор дар мавҷи хатар.

Аз арақ тамҳиди гавҳар кардаам, то кардаам
Орзуи меҳри ӯ аз шабнами ин чашми тар.

Дар пайи шаҳди висолаш заҳри ҳиҷрон тавъам аст,
Ангубинаш баски ҷои нӯш дорад нештар.

Баски дорад гӯши ӯ бо нолаи ман улфате,
Ҳар қадар кам бошад афғонам, ҷафояш бештар.

Нест аз боғи таманно ҳосиле сомони ман,
Оқибат нахли муродам дод навмедӣ самар.

Фаҳм кун аз шарҳи тамкин, баски дарси хомушӣ
Маъние дорад, ки ҳаргиз нашнавад ҷуз гӯши кар.

Беди Маҷнун кай шавад аз тарбият чун норван?[2]
Табъи мавзун нест асло бо кас аз ирси падар.

Ҳаббазо аз мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Дар гиребони тааммул қатраҳо дорад гуҳар».

---

[1] Нақши калҳаҷар – нақши рӯи санг.
[2] Норван – номи дарахт.

## ~ 187 ~

Эй рӯи ту офтоби Ховар,
Лаъли лаби ту зулоли Кавсар!

Сад муъҷизаи Масеҳ дорӣ,
Афсӯс, ки нестӣ паямбар!

Фарқи ту миёни хубрӯён
Чун фарқи араз бувад зи ҷавҳар.

Гар Мисри ҷамолро Азизӣ,
Юсуф набувад туро баробар!

Эй омада бо қади баландат
Шамшод ғулому сарв чокар!

Ҳамшираи кеҳтари ту Маҳтоб,
Хуршед бувад туро бародар!

Хоки қадами ту кӯҳл бодо
Дар чашми сипеҳри чархи ахзар!

Аз хоки адам ба завқ хезам,
Ронӣ ба сарам ту гар таковар[1].

Имрӯз шикаста байти Туғрал
Бозори наботу нархи шаккар!

---

[1] Таковар – даванда, тезрафтор, аспи тундрав.

## 188

Зибаски гаштаам аз шаҳди васли ӯ маҳҷур,
Мушаббак аст дили ман чу хонаи занбӯр.
Ба роҳи ишқ агарчи зи нокасӣ хечам,
Нагашт сурма ғуборам вале ба дидаи мӯр.
Ту шукри ҳаҷр намо, баски ёр чун анқост,
Ки нест бар сари кӯяш расиданат мақдур,
Шавад хафои ҳадиси ҳақиқатат равшан
Ба пойи дор зи меъроҷи рояти Мансур.
Барои забти инони адаб саре бояд,
Ки фитназост ба майхона духтари ангур.
Мубарҳан аст ба ҳар зарра ҷилваи дидор,
Чӣ меравӣ ба хаёле ба сӯйи водии Тур?
Ба ёди чашми қадаҳ бодаи ҳавас резад
Шикасти соғари хамёза аз лаби махмур.
Адиби ишқ ҳамоно, ки аз хирад дур аст,
Ки ошиқон ҳама бошанд барӣ зи ақлу шуур.
Зи мӯйи косаи чинӣ туро қалам бояд,
Ба сафҳае, ки нависӣ ҳикояти фағфур.
Мадеҳ зи даст ту чун соя хоксориро,
Ки нест ғояти ушшоқ ғайри аҷзу қусур.
Намекашем дигар бор миннати меъмор,
Шудаст хонаи дил аз хаёли ӯ маъмур.
Сабо расонд ба наздикии саҳар дар боғ
Шамими турраат андар машоми ман аз дур.
Тулӯъи орази ту бар дилам чу рӯзи сафед,
Хаёли зулфи ту бар хотирам шаби дайҷур.
Худойро суйи Маҷнун гузар кун, ай Лайлӣ,
Ба ғайри рӯи ту набвад ба чашми ӯ манзур.
Ғуломи мисраи султони Бедилам, Туғрал,
На ҷоми бода шиносам, на косаи танбӯр!

## 189

Оҳ, аз он рӯзе, ки гардидам ман аз васли ту дур,
Ҳушам аз сар рафту тоқат аз дилу аз дида нур.

Боди ҳиҷрон дар баҳори васл яғмо пеша кард,
Давлати дидорро аз ин ҳашам омад футур.

Бе дами субҳи висолат дар паси шоми ғамам,
Синаи садчоки ман кай бе рухат дорад сурур?!

Дар даруни дидаам чун мардумак ҷо доштӣ,
Гаштаам дур аз ту чун миръот орӣ аз шуур.

Туғрал, айёме, ки будам аз диловомам ҷудо,
Назм кардам ин ғазал дар қабри Айюби[1] сабур.

[1] Айюб (а) – паёмбаре, ки бо сабурию дардпарварӣ машҳур аст.

## 190

Зи ҳаҷр ба пои тамошо нигоҳи ту занҷир,
Зи шоми зулфи ту субҳи умед домангир!

Бунафш рози ғамат шуд натиҷа мӯи сафед,
Нарафта аз даҳани ӯ ҳанӯз бӯи шир.

Нигоҳи дидаи маҳмил, ки фарши таслим аст,
Ба ҳайратам, ки чӣ бошад ба хоби ӯ таъбир?!

Ҳалол бод ба шамшери абруяш хунам,
Агар кунам сари мӯе ба ҳурматаш тақсир!

Магар навишта баротам ба ғозаи саҳарӣ,
Ки шуд ба рӯзи ҷавонӣ шаби умедам пир?!

Ба сад умед, ки бигрифтӣ домани васлаш,
Мадеҳ зи даст, ту коре куну ба пояш мир!

Расонд боди сабо қиссаи шамими хатат,
Намонд бӯи хуши займурон дигар ба замир!

Хироми ройизи килкам расад ба байти шараф,
Ба ёди қадди ту гар мисрае кунам таҳрир.

Чу ганҷ кай бувадам тоби миннати меъмор,
Ки нест ғайри харобӣ ба қаср бо таъмир!

Шунид ғунча ба боғ аз ҳикояти суханат,
Шуд аз ҳадиси даҳони ту дар чаман дилгир.

Шуд аз баҳори тамошои гулшани рӯят
Нигоҳи дидаи қурбониён чамантасхир.

Хушо зи мисраи Бедил, ки гуфтааст, Туғрал,
«На ғунча офқибатафсун, на ҷон бақотаъсир!»

## 191

Туӣ, ки нест ба хубӣ туро ба мулк назир,
Ғуломи камтари даргоҳат офтоби мунир.
Чу фикри аҳли хирад новаки ту сахт расост,
Ки шуд зи боли уқоби хаёли ман пуртир.
Гузаштӣ дар чаману шуд зи турраат мамлу
Қумоши маҳмили боди сабо зи бӯи абир.
Ғубори хатти ҷунунам хати ғубори ту шуд,
Хушам ба машқи таманнои сархати тақдир.
Сиришт тинати ушшоқро ба рӯзи азал
Зи обу хоки ҳаводис намудаанд тахмир.
Қиёми шамъи вафо гар ҳамин бувад, набувад
Ба марги ошиқи парвона фурсати такбир.
Ғамаш зи бас маҳаки имтиҳони ушшоқ аст,
Иёри ишқ надорад умед аз иксир.
Ба рӯзи иди висолаш ту дида қурбон кун,
Чу шона чанд намоӣ ба зулфи ӯ шабгир?
Шудам ба роҳи вафо бисмили таманнояш,
Ки маҳрами кафи пояш шавам бад-ин тадбир.
Ба базми васл зи нақши ҳуҷуми ҳайрати ӯ
Бурун нагашт нигоҳам чу дидаи тасвир.
Каманди ҳалқаи зулфаш агар чунин бошад,
Чу ҳуш бар асари дом меравад нахчир.
Шабе ба сафҳа навиштам ҳикояти ҳиҷрон,
Ҳанӯз кам нашуд аз хомаам садои сафир.
Муроди дунйиву уқбӣ агар ҳавас дорӣ,
Гузар кун аз ҳама, чун зулф домани ӯ гир!
Наям ба фарши хиромаш чу бӯриё, лекин
Расад ба гӯши фалак нолаам зи нақши ҳасир.
Чӣ хуб мисраи мавзуни Бедил, ай Туғрал:
«Нигаҳ ба сайри ҷабини ту мавҷи соғари шир!»

## ~ 192 ~

Шаб, ки бо ёди рухат дошт дилам сӯзу гудоз,
Барқи оҳам ба такопӯи ту шуд дар такутоз.

Ҳушам аз сар ба хаёли сари зулфи ту бирафт,
Ҳамчу Мӯсо тарафи Тур давон аз пайи роз.

Сониъи рӯзи азалро ту чӣ хуш маснӯъӣ,
Ки ба акси ту бувад ойинаро рӯи ниёз.

Луъбатонро равиши пардаи афсун як мӯст,
Карда зеру бами ишқи ту маро луъбатбоз.

Чун ба ҳангом хиромӣ ту ба гулгашти чаман,
Чашми наргис ба тамошои ҷамолат шуда боз.

Масти саҳбои ҷамолию ба худ менозӣ,
Ё магар килки қазо баста асоси ту зи ноз?!

Мурғи дил баски ба тири нигаҳат муътод аст,
Сарфи ҳар сифла макун, ҷониби Туғрал андоз!

## ☙ 193 ❧

Қоматам хам гашт охир аз ғами болои ноз,
Як сари мӯ кам мабодо аз сарам савдои ноз!

Ин чӣ сомон аст, ё Раб, дар ғурурободи ҳусн,
Ҳар сари мӯи ту бошад ноз бар болои ноз?!

Дар чаман гар сарви ӯ аз ноз гардад ҷилвагар,
Бишканад қадри санавбар аз қади зебои ноз.

Гарчи бошад рухсати наззора бар рӯяш, вале
Соғари чашмаш бувад лабрез аз саҳбои ноз.

Баски ойини нигоҳаш бо тағофул тавъам аст,
Хуфта, гӯё наргисаш бар бистари дебои ноз.

Рояти Мансури ҳуснаш гар бибардорад алам,
Бигзаронад аз фалак аз ҳиммати волои ноз.

Гар шавад бозори имкон пур зи ҷӯши муштарӣ,
Нест андар чорсӯи ҳусн ҷуз савдои ноз.

Пеши устоди муҳаббат дар сулуки ошиқӣ
Хондаӣ дарси тағофул, лек сар то пои ноз.

Интиҳои кори мо охир чиҳо хоҳад шудан,
Ин бувад гар ибтидои бениёзиҳои ноз?

Гар ҳамин бошад сулуки ишва, натвон ёфтан
Аз бисоти ҳусни ӯ як зарра холӣ ҷои ноз!

Офарин, Туғрал, бар ин як мисраи баҳри сухан:
«Чини абрӯ шуд табассум бар лаби гӯёи ноз».

## 194

Гарчи дар роҳи муҳаббат дар такутозам ҳанӯз,
Нест мизробам бурун аз пардаи созам ҳанӯз.

Баски будам аз баҳори ҳусн гулчини вафо,
Аз шикасти бӯи гул ёбӣ ту овозам ҳанӯз.

Аз каманди ҷазбаи ишқаш раҳоӣ мушкил аст,
Чун нигаҳ домест шӯхиҳои парвозам ҳанӯз.

Нест озодӣ зи зулфаш, бошадам умри абад,
Бехабар аз сарнавишти хатти оғозам ҳанӯз.

Гар бувад олам пур аз афсонаи ишқам, вале
Шаммае воқиф нашуд як одам аз розам ҳанӯз.

Гарчи набвад ҳосиле ҷуз яъс аз васлаш маро,
Беибо ҳамчун нигаҳ ҳар сӯй метозам ҳанӯз.

Сарбаландӣ шуд насибам оқибат аз пои дор,
Рояти Мансураму дар ишқ мумтозам ҳанӯз.

Дар бисоти ишқ аз ҳаҷраш агарчи шашдарам,
Донаҳои муҳраи ин нард мебозам ҳанӯз.

Сурати мавҷи хироми нози ӯ андар чаман
Ҷилваи теҳу бувад дар дидаи бозам ҳанӯз.

Шабнамосо сард шуд аз даҳр дасти тоқатам,
Гармии меҳри кӣ дорад шӯхии нозам ҳанӯз?

Ғамзаҳои чашми ӯ шуд маҳрами рози дилам,
З-он сабаб ойинасон дар силки ғаммозам ҳанӯз.

Кай ба озодӣ расад аз хуни теғаш гарданам?
Хештанро ҳар тараф чун бисмил андозам ҳанӯз.

Нест як кас, то кунад шерозаи ҷузви сухан,
Бӯи Саъдӣ медамад аз хоки Шерозам ҳанӯз.

Ҳаббазо, Туғрал, ки мегӯяд ҷаноби Бедиле:
«Содалавҳон ришта мебанданд бар созам ҳанӯз».

## 195

Баски аз зулфи ту ман хотирпарешонам ҳанӯз,
Сунбул аст чизе, ки мебошад ба домонам ҳанӯз.

Ҳамчу шамъи нимсӯзам имшаб аз дасти ғамат,
Рафта ҷонам аз тану дар кандани ҷонам ҳанӯз.

Нест мотам, гар сарам бибрид бо теғи ҷафо,
З-он ки дар идаш чу Исмоил қурбонам ҳанӯз.

Он қадар ман дар фироқаш ашки гулгун рехтам,
Чун шафақ хун медамад аз шоми ҳиҷронам ҳанӯз.

Оҳ, аз шамъи вафо парвона кардам беватан,
Ҳамчу занбӯри асал ман хонавайронам ҳанӯз.

Нола кардам аз фироқаш ҳамчу най шому саҳар,
Рӯзу шаб лек аз ғамаш бо оҳу афғонам ҳанӯз.

Аз китоби ишқ кардам ибтидо дарси ғамаш,
Интиҳое нест дар тамҳиди сомонам ҳанӯз.

Баски бо ёди рухаш чун шамъ кардам гиряҳо,
Ашки ҳасрат меравад ҳар дам зи мижгонам ҳанӯз.

Оташи шавқи муҳаббат аз сари ман кам мабод,
Баски ман парвонаи шамъи шабистонам ҳанӯз.

Ҳамчу гул, Туғрал, зи ишқаш ҷайби сабрам пора шуд,
Медиҳад бӯи вафо чоки гиребонам ҳанӯз.

## ৎ 196 ৎ

Рафт ҷон бар боду дур аз васли ҷононам ҳанӯз,
Раҳнаварди соҳати[1] саҳрои ҳиҷронам ҳанӯз.

Пур шуд аз даври қазо паймонаам аз аҳди ӯ,
Бо вафои ишқи ӯ дар аҳду паймонам ҳанӯз.

Куфри зулфаш мекунад ҳар дам зи ман тороҷи дин,
Боз мегӯям, ки ман аз аҳли имонам ҳанӯз.

Моҳро кардам шабеҳи оразаш ҳангоми бадр,
Лек аз он кардаи беҷо пушаймонам ҳанӯз.

Бо адиби ишқ хондам солҳо дарси ҷунун,
Дар сулуки ошиқӣ тифли дабистонам ҳанӯз.

Синаи садчок шуд бо тири мижгонаш ҳадаф,
З-он сабаб захматкаши хори муғеланам ҳанӯз.

Доштам, Туғрал, хаёли кокулаш шаб то саҳар,
Аз тасаввурҳои гесӯяш парешонам ҳанӯз.

---

[1] Соҳат – паҳна, вусъат.

## 197

Дар ғамат ҷон додаму аммо ту дар нозӣ ҳанӯз,
Дар бисоти ишқ рухмотам, ту шаҳбозӣ ҳанӯз.

Теғи абрӯ бегунаҳ урён ба қатлам кардаӣ,
Чун уруҷи нашъаи май бар сарам тозӣ ҳанӯз.

Гаштам аз доғи ғамат саргарми анҷоми фироқ,
Давлати васлат надида фурқатоғозӣ ҳанӯз.

Н-оядат шарм аз мушаббакҳои[1] сӯрохи дилам,
Бар сарам ҳамчун ҳадаф тири ғам андозӣ ҳанӯз.

Чанд гуфтам, дар мақоми васл худдорӣ намо,
Аз ҳуҷуми изтироб, эй ашк, ғаммозӣ ҳанӯз!

Ҷон диҳад лаълаш ба ҳангоми сухан амвотро[2],
Шарм дор, эй муддаӣ, толиб ба эъҷозӣ ҳанӯз!

Доштӣ, Туғрал, шикоятҳо шаб аз дасти фироқ,
Аз ҷудоӣ ҳамчу най бо нола дамсозӣ ҳанӯз.

---

[1] Мушаббак – шикоф, сӯрох.
[2] Амвот – майитҳо, мурдаҳо.

## 198

Эй орази гулгуни ту аз бода гуҳаррез,
Шамшери ҷафои ту бувад бар сари ман тез.

Абрӯи ту хам гаштаст аз бори тағофул,
Аз бодаи ноз аст қадаҳи чашми ту лабрез.

Дар пеши ғамат тавсани умрам бувад акнун
Монандаи хинге, ки кашад заҳмати маҳмез.

Ҳар равзанаи синаи деҳқони муҳаббат
Гардида зи шавқи ту чу ғирбол шарарбез.

Эй дил, агарат орзуи айши давом аст,
Навъе куну бар домани он зулф биёвез!

Вақт аст, ки осон надиҳӣ доманаш аз каф
Имрӯз, ки як Шамси дигар нест ба Табрез.

Зинҳор, адаб пеша намо, бин, ки чиҳо дид,
Аз номаи пайғамбари мо Хусрави Парвиз!

Ғафлат нашавад бадрақаи роҳи умедат,
То чанд чу махмал? Ту аз ин хоби гарон хез!

Ин водии ишқ аст, пур аз шебу фароз аст,
Ошиқ наӣ албата, аз ин бодия бигрез!

Шуд дофиъи савдои ту то чини ҷабинаш,
Сафрот фузун аст, ту аз сирка мапарҳез!

Туғрал, шудам ошуфтаи ин мисраи Бедил:
«Эй хоки бахунхуфта, ғубори дигар ангез!»

## 199

Ҳар чӣ ҷуз ишқаш маро ор асту бас,
Муддао аз ёриям ёр асту бас.

Нест бори дигаре бар дӯши ман,
Қоматам хам зери ин бор асту бас!

Кай расам дар васли ӯ аз бахти бад,
Пеши рӯям баски девор асту бас.

Он қадар дар ишқи ӯ хун шуд дилам,
Ашки ман чун донаи нор асту бас.

Нест коре дар ҷаҳон ҷуз ошиқӣ,
Корҳои даҳр бекор асту бас!

Ҷони ширин меканад дар Бесутун,
Қисмати Фарҳод куҳсор асту бас!

Пеши чашми ошиқи Маҷнуни мо
Кӯҳу саҳро ҷумла ҳамвор асту бас.

Нест ҳақ даъвои ҳар кас дар ҷаҳон,
Як сари Мансур бар дор асту бас!

Бесабаб кай меравад Мӯсо ба Тур?
Матлабаш як арзи дидор асту бас!

Ҳалқаҳои куфри зулфаш дам ба дам
Барҳаманро тори зуннор асту бас.

Гуфт, ҳар кас дид чашму абруяш:
«Дар равоқи Каъба меъмор асту бас».

Муддао ҳосил нашуд аз боғи даҳр,
Ҷои гул дар дашти ман хор асту бас.

Туррааш ҳар гаҳ ки бар дӯш афканад,
Дар назар чун ҳалқаи мор асту бас.

Ҳаббазо, Туғрал, ки Бедил гуфтааст:
«Чашм во кун, шаш ҷиҳат ёр асту бас».

## 200

Бас аст ойинаро кулфати ғубори нафас,
Ки ғайри вахм начинад гул аз баҳори нафас.

Зи сози пардаи ҳастӣ ҳамерасад овоз,
Ки нест риштаи умри ту ғайри тори нафас.

Ҳусули мазраъи омол хирмани яъс аст,
Ба ним ҳабба намеарзад эътибори нафас.

Ба қасри умри ту ҳар дам аҷиб меъморест,
Ки поя-поя ба зер омад аз шумори нафас.

Сафои сайқали ойина мешавад тира,
Агар фитад зи қазо сӯи ӯ гузори нафас.

Дурӯза фурсати айём, зиндаӣ, хуш бош,
Ки чашми умри ту бошад дар интизори нафас.

Нигар ба маҳмили ин корвони ваҳму хаёл,
Ки ғайри ҳеч набошад дигар ба бори нафас.

Барои хирмани исён, ки бод хокистар,
Фурӯз, мардӣ агар, оташ аз шарори нафас!

Гузар кун аз сари дунёву гирудори ӯ,
Ки доругир набошад ба гирудори нафас.

Ту софтинатӣ, магзар ба сӯи тирадилон,
Ки нест ойинаро роҳ бар фирори нафас.

Қазо зи кӯҳ кунад хонаи вуҷуди туро,
Чу мавҷ кай бувадаш як даме қарори нафас?

Халос мешавӣ аз мавҷи қулзуми ҳастӣ,
Расид киштии умри ту дар канори нафас.

Чу соя меҳри тараққӣ туро бувад душман,
Ки нест ғайри таназзул дигар ба кори нафас.

Нишони мисраи чун тири Бедилам, Туғрал:
«Сухан зи файзи тааммул шавад шикори нафас».

## 201

Аз табассум лаъли ӯ чун ғунча хандон асту бас,
Бар ҷароҳатҳои қалбам як намакдон асту бас.

Гар набошад муддао арзи ниёзи хештан,
Аз арақ бар рӯи соҳил мавҷи тӯфон асту бас.

Тӯҳфаи дигар надорам дархури арзи адаб,
Пешкаш дар пеши теғаш ҷавҳари ҷон асту бас.

Сад китоби ҳикмати дарси ҷунунро хондаем,
Як ҷаҳон девон, вале як байти вайрон асту бас.

Нусхаҳои ҷавҳари теғаш намедонам, вале
Он қадар донам, ки ӯ як madди эҳсон асту бас.

Гарчи мерезад ба хоки ҳар даре сад оби рӯ,
Муддаои сойил аз ибром як нон асту бас.

Зулмати зулфаш, ки, ё Раб, хатти Искандар мабод,
Дар хаёлободи ҳастӣ як шабистон асту бас.

Дам ба дам мавҷи ҳаё гул мекунад аз рӯи ӯ,
К-аз арақ бар оразаш ҷӯши гулистон асту бас.

Туғрал, аз зеру бами ишқаш маро маълум шуд,
Бар дилам аз нолаҳояш як найистон асту бас!

## 202

Бар рухаш ойинаро як чашми ҳайрон асту бас,
Ҷавҳари дилро ғараз найранги имкон асту бас.

Ҳар матоъе дорад ин ҷо ҷилваи арзи зуҳур,
Интихоби нусхаи ҳастӣ на ин сон асту бас.

Кай шавад бе лутфи ӯ ҷамъийяти деву парӣ?
Хосият танҳо на дар дасти Сулаймон асту бас!

Аз ҳадиси лаъли ӯ ин нукта равшан шуд маро,
Лаъл кай махсус дар кӯҳи Бадахшон асту бас?!

Кӯҳкан гар ҷони ширин кард сарфи Бесутун,
Ҳосилаш аз ин таманно кандани ҷон асту бас.

Он чи аз боғи умеди васли ӯ чидам самар,
Бар дилам з-абрӯи ӯ як даста пайкон асту бас.

Туғрал, аз дарси камоли хеш дорам хиҷлате,
К-аз арақ бар ҷабҳаам ҷӯши чароғон асту бас.

## 203

Бо захми тағофул зи лаби ёр даво пурс,
З-абрӯи каҷаш воқиъаи қадди дуто пурс.

Афсонаи зулфаш, ки басе дурудароз аст,
Кӯтаҳ кунам, ин қисса ту аз боди сабо пурс.

Бо ҷавҳари теғаш мазан аз арзи вафо дам,
Аҳволи шаҳидони вай аз ранги ҳино пурс!

Қонуни муҳаббат, ки барӣ аз баму зер аст,
Ушшоқ ба ҳар соз, ки дидӣ, зи наво пурс.

Қосид, ба ту ҳар кас, ки кунад арзи ниёзе,
Лекин зи ман, албатта, ба такрор ҷудо пурс.

Осудадилон душмани ғамхои ҷаҳонанд,
Ҳар нукта, ки аз дӯст бипурсӣ, ту зи мо пурс.

Кас нест кунад маърифати дашти ҷунунро,
Ин хори раҳи ишқ ту аз обилапо пурс.

Манъи карами хеш кунӣ чанд зи ибром?!
Эй ҷабҳагиреҳкарда, ту аз дасти дуо пурс!

Ҳар кас набувад маҳрами асрори муҳаббат,
Гар ҳамдами Маҷнун шудӣ, аз дарси вафо пурс.

Бе арзи тамаъ нест суяш ҳоҷати ҳар кас,
Эй бод, гараш дидӣ, зи ман, баҳри Худо, пурс!

Туғрал, шудаам шашдари ин мисраи Бедил:
«Роҳе, ки ба ҷое нарасад, аз ҳама ҷо пурс».

## ⁓ 204 ⁓

Оҳанги кӯҳсор ту аз гӯши кар мапурс,
Ташвиши пои обила аз нештар мапурс.

Аз меҳр сӯи зарра тавонӣ ту роҳ бурд,
Гар хӯи ёр дидай, вазъи шарар мапурс.

Дар асру шоми турраи ӯ хуфтанат қазост,
Кардӣ адо, вале зи қазо ин қадар мапурс.

Ушшоқро ба роҳи муҳаббат далел нест,
Эй бехабар зи ишқ, ту аз мо хабар мапурс!

Фарқ аст дар миёни ману дил ҳазор санг,
Дил меравад зи хеш, маро аз сафар мапурс.

Равшан зи шаб ҳикояти хуршед кай шавад?!
Хаффошро, ки дидӣ, ҳадиси саҳар мапурс.

Зинҳор, аз ишорати шамшери абрӯяш
Аз саргузашти мову ту дигар сипар мапурс.

Иксири рутбаи ту ба қадри иёри туст,
Эй доғи кимиё, ту зи мис қадри зар мапурс.

Шаҳд аст дарси маърифатат сӯи ангубин,
Ҳарфе шунидӣ аз лабаш, аз найшакар мапурс.

Туғрал, кушо ба мисраи Бедил ту чашмро:
«Таъбири хобат ин, ки шунидӣ, дигар мапурс!»

## 205

Меравам аз хеш ҳар соат зи дунболи нафас,
Маҳмили моро бувад сози шикасти дил ҷарас.

Метавон имрӯз будан фарши пои офтоб,
Шабравони роҳро чун соя набвад бими кас.

То набошӣ раҳнаварди водии дашти адам,
Кай расӣ дар ҷодаи иқболи ин боли фарас?!

Бе фано ҳосил нагардад давлати дидори ӯ,
Кас чӣ сон созад таманнои висоли ӯ ҳавас?!

Пухтагонро кай бувад аз суҳбати дунон гузир,
Шуъларо бисёр бошад эҳтиёҷи хору хас!

Коргоҳи боғи имконро бувад найрангҳо,
Зоғ дар саҳрову булбул гашта маҳбуси қафас.

Хонаи дилро ту аз занги кудурат соф кун,
Мешавад ойина ин ҷо тира аз ҷӯши нафас.

Ҳар киро бошад ба қадри машраби худ ҷодае,
Кай бувад фили дамонро тоби як гашти фарас?!

Ашк дар роҳи талаб бошад далели муддао,
Коғази абрӣ бувад ойини ишқи булҳавас.

Дил ба дуздӣ меравад имшаб ба ҷаъди зулфи ӯ,
Кай бувад айёрро[1] андешаи чӯби асас?!

Туғрал, аз забти нафас фоли саодат мезанам,
Бар сари мурғи сухан боли ҳумо бошад қафас.

---

[1] Айёр – ҷавонмард, сахӣ.

## 206

Як нигоҳ аз чашми махмураш туро бошад ҳавас,
Арзи матлаб кун, мабод афтад қабули мултамас[1].

Дил кунун бо сархати дарси таманнои адаб
Карда аз боғи ҷамолаш машқи гулчинӣ ҳавас.

Булҳавас, бигзар зи савдои хаёли ишқи ӯ,
Кай бувад дар пеши оташ эътибори хору хас?!

Ғайри ӯ аз дигарон дасти тамаъ кӯтоҳ кун,
Муддаои ҳеч кас ҳосил нашуд аз ҳеч кас.

Сози тамкини адаб набвад мақоми ҳар диле,
Бигзарӣ, оҳиста бигзар, сӯи дуккони ҷарас.

Бо гирифторони зулфи ӯ намебошад дигар
Ҷуз каманди ҳалқаи зулфаш касе фарёдрас.

Ҳар киро доданд андар боғи имкон фурсате,
Корвони умр бошад раҳнаварди пешу пас.

Бигзар аз савдои он чизе, ки набвад дар ҷаҳон,
Маҳзи авҳом аст шири мурғу ҳам боли фарас.

Дод найранги ҷаҳон аз роҳи якрангӣ ғалат
Устухонро бо ҳумову қандро андар магас.

Эй хуш он мисраъ, ки, Туғрал, месарояд Бедиле:
«Хоби анқо талх мегардад ба овози магас».

---

[1] Мултамас – илтимос.

## 207

Зи хуни дидаи ман номае ба ёр навис,
Ба ҷои муҳр, ки омад, ту интизор навис.

Сухан зи зулфи дарозаш агар кунӣ кӯтаҳ,
Ҳадиси турраи ӯро ба пушти мор навис.

Чу ман ба дафтари ҳуснаш туроcт майли рақам,
Расидӣ бар рухи ӯ, навбати баҳор навис.

Агар ба васфи рухаш рафт навбати таҳрир,
Саводи нусхаи ӯ аз хати ғубор навис!

Фасонаҳои сиришкам ба хатти ёқутӣ
Ба сафҳае, ки нависӣ, ба оби нор навис.

Қалам ба ҳарфи муҳаббат зи оҳи булбул кун,
Яке ҳикояти ушшоқ аз ҳазор навис.

Агар нависӣ ту хатте ба сӯи ёр аз ман,
Ҳамин қадар, ки зи ишқи ту шармсор навис.

Ту ҳақшиносии таърихи рояти Мансур
Ба ҳар куҷо, ки нависӣ, ба чӯби дор навис.

Хушо, зи мисраи султони маърифат, Туғрал:
«Ба ҷои ҳар алиф ангушти зинҳор навис».

## 208

Гар зиён зоҳир намоӣ, дар хаёли суд бош,
Яъс то кай? Бар умеди чеҳраи мақсуд бош!

Бе нишони тири шуҳрат чанд, эй нанги адам,
Як асар бигзору андар олами мавҷуд бош!

Аз фурӯғи шавқ зан бар миҷмари дил оташе,
Бар димоғи аҳли олам чун шамими уд бош.

То тавонӣ, маркази ин ҳалқаи таслим шав,
Шуълаи шавқи муҳаббат гар набошӣ, дуд бош!

Шоҳиди ҳар кас ба қадри даъвии ишқи худ аст,
Гар тамошои Аёзаш мекунӣ, Маҳмуд бош!

Чанд бошӣ дар ҳавои буду нобуди ҷаҳон?
Эътиборе нест андар буди ӯ, нобуд бош.

Барфишон бар мазраи дил донаи ашки умед,
Чун саҳоби тира яксар дар хаёли ҷуд бош!

Ғофил аз дарси адаб, лофи муҳаббат то ба кай?!
Маҳрами асрори ишқаш нестӣ, мардуд[1] бош!

Ҳаст ташвиши ту аз тазъифи таснифи амал,
Аз ғами бешу ками олам гузар, хушнуд бош!

Баски дорад нағмаи ушшоқ мизроби дигар,
Тору пуди риштаҳои пардаи ин руд бош!

Ҳаббазо, аз мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Эй зи фурсат бехабар, дар ҳар чӣ бошӣ, зуд

[1] Мардуд – рондашуда.

## 209

Гар наӣ сандал[1], бирав, дарди сари хаммор бош,
Муҳра натвонӣ шудан, боре ту заҳри мор бош!

Ё бами сози хирад, ё пардаи зери ҷунун,
Ё зи мастӣ бехабар, ё аз адаб ҳушёр бош!

Қадри ҳар ҷинсест андар чорсӯи эътибор,
Ё матои косиде, ё гармии бозор бош!

Барзанад ҳар ҷо муҳаббат фарши шодурвони ғам,
Гар таноби хайма натвонӣ шудан, мисмор бош!

Соясон такрори дарси тирабахтӣ то ба кай?!
Маънии равшан шаву чун офтоб изҳор бош!

Нест дарди дигаре ҳаргиз маризи ишқро,
Офият дорӣ талаб, чун чашми ӯ бемор бош.

Пардаи сози адам кам нест аз базми вуҷуд,
Хирмани ҳастӣ ба оташ сӯзу мусиқор бош!

Гар зи худ рафтӣ, ҳисоби ҳастият гардад фузун,
Сифросо як адад аз кам шудан бисёр бош!

Аз хаёли нашъаҳои ҷоми ҷамшедӣ гузар,
Нест софӣ дар дилат, ойинаро зангор бош!

Ҷуз нишони фатҳ набвад бар ливои парчамат,
Рояти Мансур мехоҳӣ, аламбардор бош!

Чанд бо оҳанги қонуни муҳаббат зистан?!
Ё паси ин парда шав, ё нағмаи ин тор бош!

Нестӣ гар маркази таълими ин даври фалак,
Чун камон хамёзаи оғӯши ин паргор бош!

Равшан аст мазмуни Бедил, Туғрал, аз сад офтоб:
«Зарра ҳам кам нест, то бошӣ, ҳамин миқдор бош!

[1] Сандал – дарахте, ки чӯби он бисёр хушбӯст.

## 210

Чанд рӯзе бар бинои тоқи ғам меъмор бош,
Ёвари уммед шав, ё сурати девор бош.

Ё самуми ҳаҷр шав, ё накҳати базми висол,
Ё хазони бемаҳал, ё равнақи гулзор бош!

То тавонӣ, саъй кун, аз ин чаман берун марав,
Гулшуданҳоят агар мумкин набошад, хор бош!

Нест дар кеши муҳаббат имтиёзи куфру дин,
Риштаи тасбеҳ натвонӣ шудан, зуннор бош!

Орзуи оташи ғам боядат парвонасон,
Ҳамчу шамъи базми ишрат то саҳар бедор бош.

Пеш аз он афтад туро, эй гул, ба ҷамъийят халал,
Ё гулоби шиша шав, ё зинати дастор бош!

Пеша кун аз базми имкон ихтиёри муштарӣ,
Ёрро ҳамдам наӣ, боре ту бо ағёр бош.

То кай аз инкори теғи ӯ ба ноҳақ зистан?
Ё қабули ин шаҳодат кун ва ё иқрор бош.

Баски бошад ишқбозӣ сарнавишти обрӯ,
Нест номусат агар, бигзар зи фахру ор бош!

Ҳаббазо, Туғрал, ки Бедил месарояд мисрае:
«Бар сари мижгон чу ашк истодаӣ, ҳушёр бош!»

## ❧ 211 ❧

Бинои ишқ гарат ҳаст, хонавайрон бош,
Навои сози фироқат бувад, найистон бош.

Агар зи моидаи умр лаззате хоҳӣ,
Ду рӯз бар сари ин хони ғам ту меҳмон бош.

Зи коргоҳи ҷаҳон кор агар ҳамеҷӯӣ,
Ба ғайри ишқ зи кори ҷаҳон пушаймон бош.

На з-эътибор тиҳӣ ҳаст гиряи шабнам,
Гуҳар шудан натавонӣ агар ту, найсон бош.

Кушоду басти карам маънии дигар дорад,
Мабош чашми хасисону дасти эҳсон бош.

Шарар ба хирмани ҳастӣ бизан чу парвона,
Бисоти хеш агар сӯхтӣ, чароғон бош.

Фусуни ҳалқаи мори сияҳ бувад найранг,
Хаёли гардиши зулфаш куну парешон бош.

Мабош маркази ҷамъийяти адаб чу хирад,
Зи ҳамнишинии ин мардумон гурезон бош.

Ба сурати рухи ӯ нест шоҳиди дигар,
Қасам ба ҷавҳари ойина, сахт ҳайрон бош!

Фусурдагист чу ойина ҷавҳари ишқат,
Чу зоҳид аз нафаси хештан зимистон бош.

Зи рамзи маънии Бедил ба ҳайратам, Туғрал:
«Ба ҳусни маънии куфр обрӯи имон бош».

## ∽ 212 ∼

Ҳар киро бошад чу ман гар шӯхи симин ғабғабаш,
Дар ҷаҳон набвад ба ғайр аз шодкомӣ машрабаш.

Оқибат, ҳар кас, ки дил бастаст андар зулфи ӯ,
Ҳал шавад аз уқдаҳои ин муаммо матлабаш.

Мерасад охир ба васли давлати лайливашон,
Ошиқеро гар бувад Маҷнун шарики мактабаш.

То дами рӯзи қиёмат сад ақиқ андар Яман
Хуни ҳасрат мехурад аз сурхии лаъли лабаш.

Менамояд чашми моро чун ҳилоли рӯзи ид,
Ҳар куҷо бошад нишони лаъли пои маркабаш.

Ваъдаи як бӯсае машрут ба ҷонам карда буд,
Насхи таълиқ аст, гӯё, хатти райҳони лабаш.

Моҳ дар ақраб бувад манҳус дар назди ҳаким,
Эй хуш он рӯзе, ки бошад моҳ андар ақрабаш.

Чун сагон нолид Туғрал бар дараш то субҳдам,
Н-омадаш раҳме ба дил аз нолаи ними шабаш.

# ❧ 213 ❧

Шаҳодатбисмилам аз як нигоҳи чашми мастасташ*,
Аҷал дар хотирам н-ояд зи лаъли майпарастасташ.

Муҳити кулфати ғамро дилам з-он рӯ шуда моҳӣ,
Ки то берун кашад з-он баҳри ғам он маҳ ба шаста-
сташ.

Сари таслим хубонро ба пои ӯ аз он бошад,
Ки андар сар бувад ӯро кулоҳи каҷшикастасташ.

Аз ӯ хоҳам кушоди мушкили бахти сиёҳи худ,
Ки бошад бастану бикшодани дилҳо ба дастасташ.

Ливои нозанинӣ аз ҳама боло зада ҳуснаш,
Аз он рӯзе, ки андар маснади хубӣ нишастасташ.

Дилам ҳамчун сипанд аз оташи ишқаш ҳамесӯзад,
Зи хомӯшӣ вале як раҳ аз ин миҷмар наҷастасташ.

Яке сар кай бувад холӣ зи савдои хаёли ӯ?
Зи доми ҳалқаи гесӯи ӯ як дил нарастасташ!

Назокат чокари сарви қади шамшоди ӯ гашта,
Пайи тороҷи дилҳо дар камар то баҳла[1] бастасташ.

Чаманро боғбон зинат фузуд аз баҳри ташрифат,
Фидои мақдами неки ту созад, ҳар чӣ ҳастасташ.

Агарчи субҳ зад дам аз дами субҳи буногӯшат,
Синони найзаи хуршед ӯро сина хастасташ.

Ниҳоли боғи табъам, Туғрал, аз хуршед бар дорад,
Ба гулчинӣ дар ин гулшан ба ҳар қобил раҳ астасташ.

---

* Мастасташ – яъне, масташ ва ин ҳам як навъ аз вожасозиҳои ҷаноби Туғрал аст, ки мисдоқашро дар осори ӯ дидем.

[1] Баҳла – дастпӯши чармини шикорӣ.

## 214

Зи худ чандон фаромӯшам, ки н-оям ҳеч дар ёдаш,
Агарчи ҳамчу булбул рӯзу шаб бошам ба фарёдаш.

Дар ин гулшан, надонам, оташи шавқи кӣ боло шуд,
Ки қумрӣ шуд чу хокистар ба ёди сарви озодаш.

Бувад таъзими якрангӣ ба ҳам улфатпарастонро,
Сари машшота мебошад ба пои нахли шамшодаш.

Ба ёди сурати чашмаш шудам чун сурма аз ҳайрат,
Магар шуд мӯи чинӣ хомаи ангушти Беҳзодаш?!

Зи ҷӯши ҷилва нахли қоматаш аз бод мерақсад,
Ба саҳни боғ чун сарве, ки ҳар сӯ афканад бодаш.

Сафед аз интизори Кӯҳкан шуд чашми навмедӣ,
Ки ҷӯи шир кай гардад зи Ширин коми Фарҳодаш.

Навои нолаи булбул агар бар осмон сояд,
Ба гӯши ранги гул ҳаргиз наёяд сози фарёдаш.

Нигоҳ аз дидани рӯят зи ҳайрат машрабе дорад,
Нигар, аз ҷавҳари ойина шуд сармашқи устодаш.

Ба қуллоби ҳавас то чанд оҳуи сухан гирӣ?!
Ғизоли мо канад доми умед аз чашми сайёдаш!

Раҳоӣ нест аз доми аҷал, азбас намебошад
Шикасти байзаи фӯлод андар банди озодаш.

Хушо, Туғрал, зи мазмуни ҷаноби ҳазрати Бедил,
«Ки улфат оламеро доғ кард, оташ ба бунёдаш!»

## ❧ 215 ❧

Агар бар қосиди наззора бахшад рухсати бораш,
Бисоти хирмани ҳастӣ бисӯзад барқи дидораш.

Маро шуд сояи шамшод аз боли ҳумо беҳтар,
Ки бошад бахти ман вобастаи зулфи нигунсораш.

Шаби ҳаҷраш надорад субҳ аз сомони истиғно,
Халосӣ нест ҷуз мурдан, ҳамин бошад агар кораш!

Агар саъйи талаб з-ин ҳалқа бошад дастбанди ӯ,
Набошад маркази таслим ғайр аз гардани ёраш.

Маризи интизорашро саломат гар ҳавас бошад,
Бувад доруи дарди ишқ набзи чашми бемораш.

Баму зери муҳаббат пардае дорад, ки меояд
Навои нағмаи «Ушшоқ» аз оҳанги ҳар тораш.

Ба ҳаққи ишқ ҳар кас дар муҳаббат гар зафар хоҳад,
Намебошад ба ғайр аз рояти Мансур бар дораш.

Дилам аз ганҷи рухсораш тамошо орзу дорад,
Вале метарсам аз ёди хаёли зулфи чун мораш.

Намебинӣ ба ҷуз ойина аз бому дараш дигар,
Агар ҳайрат ҳавас дорӣ, нигаҳ кун нақши девораш!

Бинои хонаи ҳастӣ асоси нестӣ дорад,
Ҳамин осори вайронӣ бувад аз тарҳи меъмораш.

Дар ин гулшан чӣ дил бандӣ, ки Бедил гуфтааст, Туғрал,
«Баҳорат булбуле дорад, ки шакли «ло»-ст минқораш».

## 216

Ҳар киро гар дилбараш бошад, набошад дил бараш,
Дил бараш бошад фидо, он ҷо ки бошад дилбараш.

Моҳи ман ҳар сӯ нишинад, офтоб он ҷо бувад,
Чатри хуршед аст гӯё соябоне бар сараш,

Он ки нӯшад дурд, нӯшашро наменӯшад дигар,
Гар бувад оби зулол аз ҷӯйбори Кавсараш.

Беҳ нагардад фоли иқболи вай аз бурҷи шараф,
Ҳар киро рӯзи азал махсус бошад ахтараш.

Хонақоҳи ишқро, к-аш бошад ӯ рашки ҳарам,
Кай хатибе чун суроҳӣ бошад андар минбараш?!

Пеш аз ин бебок ҷонам буд теғашро араз,
Лек метарсам кунун, хун бошад андар ҷавҳараш.

Тарсамаш, озурда гардад аз камоли нозукӣ,
Гар бувад аз барги гул фарши қумоши бистараш.

Аз пайи таҳрири авроқи хами абрӯи ӯ
Риштаи қавси қузаҳро[1] соз тори мистараш!

Гар равӣ чун шона андар ҷаъди зулфаш мӯбамӯ,
Ҷуз дили Туғрал намеёбӣ дигар дар чанбараш!

[1] Қавси қузаҳ – рангинкамон.

## 217

Надонам гармии хуне, ки дорад ранги таъсираш,
Ки ҷавҳар гул кунад ойинасон аз оби шамшераш.

Агар ҳушам кунад дар зулмати зулфаш шабехунро,
Асас гар моҳ бошад, манъ натвон кард шабгираш!

Камони абруи ӯ ҳар куҷо гар новак андозад,
Расо гардад пари мурғи муҳаббат аз пари тираш.

Аз он ҳар дам кашад теғ аз ниёми хеш бар қатлам,
Ки набвад ҷавҳаре ҷуз хуни ман дигар ба шамшераш.

Равон лаззат барад аз Мусҳафи рӯяш назар кардан,
Ки аз рӯҳулбаёни рӯҳ бошад шарҳу тафсираш.

Навои пардаи ғам баски мизроби дигар дорад,
Намебошад ба ҷуз «Ушшоқ» оҳанги баму зераш.

Арақ гул мекунад субҳи умед аз шоми навмедӣ,
Бувад аз муҳри шабнам гармии бозори таъсираш.

Ба як дам умр аз қайди тааллуқ нест озодӣ,
Ҳубоб ойинае дорад, ки бошад мавҷ занҷираш.

Ба субҳи инфиъол аз шарми ҷуръат дам занад ишқам,
Хиҷолат шабнаме дорад, ки бемеҳрист тасвираш.

Бинои тоқатамро сӯхт, Туғрал, мисраи Бедил,
«Ки тоқи умр чун бишкаст, мумкин нест таъмираш».

## ~ 218 ~

Чӣ хосийят бувад, ё Раб, насиби чашми зеҳгираш,
Ки дар парвоз меояд дил аз шавқи пари тираш?!

Хаёли абруяш кун, қитъаи рангин ҳавас дорӣ,
Ки сармашқи шаҳодат нест ғайр аз мадди шамшераш.

Ба савдои сари бозори ғам девона мегардад,
Агар афтад ба пои ақл зулфи ҳамчу занҷираш.

Зи мазмуни баландиҳои қаддаш як қалам гӯям,
Қалам аз шохи тӯбо кун, агар хоҳӣ ту таҳрираш.

Чу ман ҳар кас ҳадиси лаъли ширинаш баён созад,
Шакар резад ба ҳангоми сухан аз шаҳди тақрираш.

Каманди ҷазбаи шавқаш аҷаб хосийяте дорад,
Ки бошад донаҳои доми матлаб хуни нахчираш.

Шикасти ранги ҷуръат шуд насиби хомаи Монӣ,
Ки имкони дурустӣ нест андар нақши тасвираш.

Чӣ афсун аст, ё Раб, ҳамчу махмал наргиси ӯро,
Ки мебошад ба хоби нозу бедор аст таъсираш?!

Ба шоми ҳаҷр аз субҳи висоли ӯ машав ғофил,
Ки меҷӯшад зи пистони амал шир аз табошираш[1].

Чӣ дарди сар маро аз эътибороти маҳак акнун,
Иёри софие дорам, ки ҳоҷат нест иксираш.

Зи меъмори қазо ҳаргиз набинад рӯи ободӣ
Бинои хонаи ҳастӣ, ки вайрон аст таъмираш!

Хушо, аз мисраи мавзуни дарёи сухан, Туғрал:

---

[1] Табошир – гиёҳест, ки дар канори об мерӯяд ва соқаи зеризаминии он хосияти доруӣ дорад, хайзурон.

«Арақ кард оҳи ман охир зи хиҷлатҳои таъсираш!»

## ꧁ 219 ꧂

Ҳар кас, ки пур аз бодаи ишқ аст аёғаш,
Ҷуз бӯи гули айш набошад ба димоғаш.

Чун сарв зи ташвиши тааллуқ бувад озод,
Онро, ки зи хокистари қумрист суроғаш.

Чун лола дар ин боғ ба найранги муҳаббат
Карданд нишон тавсани умри ту зи доғаш.

Рафтам ба тамошои баҳори чамани ишқ,
Ҷуз сунбули ошуфта дигар нест ба боғаш.

Як зарра гарат меҳру вафо ҳаст, тавон кард
Аз сояи анқо асари ранг суроғаш.

Ҳар кас, ки бувад оташи савдо ба сари ӯ,
Равшан бувад аз равғани парвона чароғаш.

Роҳест зи тақлид, ки дар боғи ҳақиқат
Ёд аз равиши кабк диҳад ҷилваи зоғаш.

Сармояи сад айш ба як зарра насанҷад,
Дар зовияи ғам бувад онро ки фароғаш.

Эй сӯхтаи доғи ҳавас, бигзар аз ин ғам,
Азбаски надорӣ хабари лолаи боғаш!

Туғрал, ба ҷаҳоне надиҳам мисраи Бедил:
«Хуршед на ҷинсест, ки ҷӯйӣ ба чароғаш!»

## ◊ 220 ◊

Физояд ҷавҳари теғи замон аз исми субҳонаш,
Кушояд махзани маънӣ зи номи поки раҳмонаш.

Дари ганҷинаи дониш ба рӯи ҳар кӣ бикшояд,
Диҳад таълими сад ҳикмат ба Афлотуну Луқмонаш.

Бувад ин нуҳ фалак як марказ аз паргори ҳукми ӯ
Вуҷуди оламу одам даме аз субҳи эҳсонаш.

Аз ӯ дар гиря бо тӯри муҳаббат дар чаман булбул,
В-аз ӯ дар ханда аз боди саҳар гул дар гулистонаш.

Кулоҳи дилбарӣ з-ӯ кач ниҳода Юсуфи мисрӣ,
Зулайхоро намуда мубталои доғи ҳиҷронаш.

Гулистон кард ҳукми ӯ ба Иброҳим оташро,
Наҷоти Нӯҳро бахшид аз ғарқоби тӯфонаш.

Зи таҳқиқи камолоти улуми ӯ чӣ мепурсӣ?
Ду олам як рақам аз интихоби сатри девонаш.

Чу Мансури аналҳақ мезанад дам аз дами ваҳдат,
Ҳар он к-ӯ ҷуръаи шавқе бинӯшад аз хумистонаш.

Фурӯ монад зи дарки фаҳми ӯ сад оқилу доно,
Диҳад таълим ҳарфи Туғрал аз кунҷи дабистон.

## 221

Буте дорам, ки чатри меҳр бошад зеби аврангаш,
Фалак бар чашм созад сурма хоки наъли шабрангаш.

Зи ҳиҷронаш ба талхӣ ҷони ширин меканам, лекин
Чу Фарҳодам дар ин куҳсору кай андешам аз сангаш.

Ман аз фикри миёнаш кай бурун оям сари мӯе,
Бад-ин мазмун дар оғӯши сухан бигрифтаам тангаш.

Ба гулгашти чаман ҳар гаҳ ниқоб аз рух барандозад,
Арақ бар рӯи гул гул мекунад аз шӯхии рангаш.

Табассум бо итоби ӯ сулуки доварӣ дорад,
Чу барги бед мелarзам ман аз ин сулҳу ин ҷангаш,

Фусуни чашми ҷодуяш ба ранге мебарад дилро,
Ки имкони раҳоӣ нест аз ойини найрангаш.

Ба Чин Беҳзод ҷуз чини ҷабин дигар намебинад,
Ки бошад чини зулфи ӯ гиребонгири Аржангаш.

Чӣ сон сар бикшам аз амраш, ки чун ранги ҳинои ӯ
Инони тавсани умрам бувад имрӯз дар чангаш?!

Чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, ҳазрати баҳри сухан Бедил:
«Ба тороҷи ҷунун додам, чи ҳастию чи фарҳангаш!»

## ☙ 222 ❧

Дамад субҳи умеди ман агар аз шоми ҳиҷронаш,
Нигаҳ хуршед хирман мекунад аз рӯи тобонаш.

Чӣ сон оям ба арзи ҷавҳари фарди даҳони ӯ,
Ки ҳикматҳо бувад пӯшида дар тафриқи имконаш!

Агарчи чашми ман равшан шуд аз хоки раҳаш, лекин
Димоғи шона торик аст аз зулфи парешонаш.

Хумори чашми ӯ зоҳид ба хоби ноз агар бинад,
Ба як наззора мебозад гарав аз накди имонаш.

Навозишномаҳои вазъи ҷудаш гар баён созам,
Арақ бар рӯи Ҳотам гул кунад аз шарми эҳсонаш.

Агар бар даъвии рӯяш гул андар боғ бархезад,
Кашад домони зулфи ӯ ба хоре аз гиребонаш.

Ба роҳи водии ишқаш туро аз сар қадам бояд,
Ки ошиқро набошад бок аз хори муғелонаш.

Барои лаъли Ширин Кӯҳкан ҷон меканад, лекин
Намеарзад ба пеши ӯ ба як ҷав қимати ҷонаш!

Нагардад ҳар кас аз лофи муҳаббат ҳамсари Маҷнун,
Бувад хосийяти давлат дар ангушти Сулаймонаш!

Хушо аз мисраи султони авранги сухан, Туғрал:
«Шикасти мо тамошо кун, мапурс аз ранги паймонаш!»

## 223

Чӣ имкон аст, гардад аз дилам берун таманнояш,
Ки бошад суратам ойинасон маҳви тамошояш.

Барои интизори ӯст тамҳиди нафас ҳар дам,
Ки дар оғӯши дил аз шавқ холӣ мекунад ҷояш.

Нигаҳро сурмаи чашми умеди ҳайрати худ кун,
Агар дорӣ ҳавас аз сурмаи хоки кафи пояш.

Дурустӣ нест осон аз шикасти мушкили зулфаш,
Ки айни уқда мебошад кушоди ҳар муаммояш.

Дар ин ишратсаро гар нашъаи умри абад хоҳӣ,
Тамошо кун ба ёди қадди ӯ ҷӯши дуболояш.

Намедонам, чӣ сайёдест дар ойина чашми ӯ,
Ки мумкин нест растан аз каманди зулфи гирояш!

Қумоши ҳусни ӯ дар ҷилваи арзи зуҳур омад,
Бувад шӯре ба бозори ҷаҳон аз ҷӯши савдояш.

Маро аз ҷоми тақсими азал ин нашъа зоҳир шуд,
Ки мебошад сари айши абад дар пои минояш.

Сафои оразаш аз сабзаи тар шуд зумуррадгун,
Хати райҳони ёқут аст бар лаъли гуҳарзояш.

Бувад дашти чунун девонаам аз як қадам, лекин
Хаёли ҳалқаи он зулф занҷирест бар пояш.

Ҳамин бошад агар мавҷи талотум баҳри раҳматро,
Арақ гул мекунад имрӯзи ман аз шарми фардояш.

Ба хун бояд навиштан, Туғрал, ин як мисраи Бедил:
«Ҳанӯз аз хоки муштоқон ҳиной мешавад пояш».

## 224

Мекунад наззора то бар рӯи он танноз рақс,
Ҳамчу он тифле, ки дар гулшан кунад аз ноз рақс.

Ҷилваи ҳуснаш кунун дар чашми бозам мекунад
Чун хироми ҷилваи теҳу ба чашми боз рақс.

Дорад аз хатти лабаш пайғамбари ҳуснаш китоб,
Турфа пайғамбар, ки мебошад варо эъҷоз рақс.

Дар хами зулфаш дилам имрӯз мерақсад чунон,
Ҳамчу он гӯе, ки созад пеши чавгонбоз рақс.

Рашки раққос аст анҷоми тапишҳои дилам,
Гар кунад он шӯхи раққосӣ даме оғоз рақс.

Дӯш дар оҳанги «Ушшоқ» аз «Наво» мекӯфт по,
Мекунад он гулбадан имрӯз дар «Шаҳноз» рақс.

Мутрибо, зеру бами қонуни худро соз кун,
То насозад он парӣ дар анҷуман носоз рақс.

Дишабам як бор рақсидӣ, кунун, баҳри Худо,
Боз рақсу боз рақсу боз рақсу боз рақс!

Сирри ишқаш, Туғрал, аз тамкини дил пӯшида буд,
Баски мерақсад дилам, тарсам, шавад ғаммоз рақс!

## 225

То қазо зад хаймаи ҳастӣ дар ин нилибисот,
Шаҳди ҷоми айшро бо заҳри ғам кард ихтилот.

Роҳате набвад ба кас дар меҳнатободи ҷаҳон,
Ҷои осоиш набошад саҳну боми ин работ.

Фурсати фардо зи девони азал н-омад туро,
Метавонӣ, кун ту кори хеш имрӯз эҳтиёт.

Дар сулуки ошиқӣ тамкин бувад шарти адаб,
Боргоҳи ишқ набвад ҷои ҳазлу инбисот.[1]

Золи дунёро, ки мардон се талоқаш додаанд,
Ғарраи макраш машав, бинӣ ба гӯши ӯ қирот[2].

Оқибат печад ба поят риштаи доми аҷал,
Маслахи дунё, ки аз шому саҳар дорад қимот.

Туғрал, аз ҷоми азал бо қисмати худ розиям,
Заҳри ғам бошад насибам аз қазо ҷои қубот.

---

[1] Инбисот – шодӣ.
[2] Қирот – гӯшвора.

## 226

Лаби оби бақо хуррам шуд аз фасли баҳори хат,
Баромад Хизр гӯё бахри даъват дар диёри хат.

Зи ҷӯши нилуфар гардид лаъли ӯ зумуррадгун,
Биё, баҳри Худо, орем сайри сабзазори хат.

Ғизоли меҳри ошиқ аз лаби Кавсар чарад сунбул,
Бисоти ҳусн ҳангоме ки гардад марғзори хат.

Ба шаҳристони хубӣ хост тарҳи зинат афзояд,
Рақам зад Монии сунъи азал нақши нигори хат.

Шаҳи авранги хубӣ фитна аз олам барандозад,
Агар рӯзе мадад орад сипоҳи шаҳсавори хат.

На он бошам, ки аз қайдат раҳидан орзу созам,
Куҷо чашмам бувад чун бандагон дар интизори хат?!

Ба шаръи ишқ, Туғрал, ирси Маҷнун гар ҳамехоҳӣ,
Магир аз мусҳафи рухсораи Лайлӣ барори хат.

## 227

Гар наӣ булбул, туро аз суҳбати гулҳо чӣ ҳаз?!
Нестӣ Маҷнун, туро аз меҳнати Лайло чӣ ҳаз?!

Ғӯта дар баҳри ҳиҷолат зан, гуҳар мебоядат,
Мурғи хокиро зи мавҷи софии дарё чӣ ҳаз?.

Орзуи васл аз авҳом кай гардад тамом?!
Гар набошад бода бо махмур, аз мино чӣ ҳаз?!

Суҳбати равшандилон ҳар ҷо намебахшад асар,
Сангро аз тобиши меҳри ҷаҳоноро чӣ ҳаз?!

Нест имкони сухан бо ёр бе тамҳиди ҷаҳд,
Гар наӣ Мӯсо, туро аз Туру аз Сино чӣ ҳаз?!

Дидаи дил соф кун, аз туҳмати кӯрӣ баро,
К-аз фурӯғи сурма андар чашми нобино чӣ ҳаз?!

Гар найӣ ошиқ, марав дар домани дашти ҷунун,
Доғ набвад дар дилат, аз лолаи ҳамро чӣ ҳаз?!

То тавонӣ, соз ислоҳи мизоҷи худ, вале
Дар димоғи фосидат аз анбари соро чӣ ҳаз?!

Зинҳор аз ҳосили дунё муроде пеша кун,
Ҳосиле гар нестат, аз ҳосили дунё чӣ ҳаз?!

Худ табиби худ шаву бемории худ кун даво,
Қобили сиҳҳат наӣ, аз Бӯалӣ Сино чӣ ҳаз?!

Мақсад аз ҷаннат маро, Туғрал, бувад дидори ӯ,
Гар на дидораш бувад, аз ҷаннатулмаъво чӣ ҳаз?!

## ꧁ 228 ꧂

Беди Маҷнунро ба ҷуз ошуфтагӣ аз бар чӣ ҳаз?
Аз садои нағмаи булбул ба гӯши кар чӣ ҳаз?

Фарши Маҷнун кисвати хоки дари Лайлӣ бувад,
Гар на манзураш бувад Лайлӣ, зи хоки дар чӣ ҳаз?

Фикри уқбо кун, бувад шамъи далели роҳатат,
Аҳриманро ҷуз надомат аз сафи маҳшар чӣ ҳаз?

Кӯҳкан аз ишқи Ширин ҷони ширин меканад,
Ҷуз садои теша андар гӯши ӯ дигар чӣ ҳаз?

Дам ба дам гардад зи хунам ҷавҳари теғаш фузун,
Хун набошад теғро, аз ҷилваи ҷавҳар чӣ ҳаз?

Эй ки тоҷи салтанат дорӣ, адолат пеша кун,
Гар сулуки адл набвад, шоҳро з-афсар чӣ ҳаз?

Тухми ҳанзал гар бувад дар набзи амрозат даво,
Дар мазоқат з-илтиёми марҳами шаккар чӣ ҳаз?

Бистари ноз аст фарши чашми бемораш, вале
Паҳлуи беморро аз роҳати бистар чӣ ҳаз?

Сафҳаи дилро ту мистар зан барои муддао,
Бе саводи муддао бо сафҳа аз мистар чӣ ҳаз?

Хушкмағзонро зи файзи дидаи тар баҳра нест,
Гар набошад абр дил, Туғрал, зи хушку тар чӣ ҳаз?

## 229

Ҳар кас, ки дорад як дилбари файз,
Маҳв аст, гӯё, дар манзари файз.

Дар ҳар ду олам ҳаргиз намирӣ,
Гар кушта гардӣ аз ханҷари файз!

Дар зулмати ғам мекун таҳаммул,
Бошад, ки ёбӣ равшангари файз.

Сад дил шуҳудаш бошад ба даъво,
Ҳар кас, ки дорад як маҳзари файз.

Бе субҳ як дам ҳаргиз набинӣ
Бар фарқи хуршед ин афсари файз.

Килки адабро бар сафҳаи дил
Бинмой роҳе аз мистари файз.

Ғофил чӣ бошӣ, маҳбуби матлуб
Дар хоби ноз аст бар бистари файз!

Хуш метавонӣ кардан димоғат
То бу, ки ёбӣ аз анбари файз.

Ойинасон шав аз софии дил,
Гирӣ ҷаҳоне аз ҷавҳари файз.

Зоеъ магардон, ҳаргиз нарӯяд
Дар ҳар замине савсанбари файз.

Монанди тӯтӣ дар коми Туғрал
Ҳаргиз набошад ҷуз шаккари файз.

## ⁓ 230 ⁓

То шуд аз катми[1] адам дар мулки ҳастӣ буди шамъ,
Доя шуд парвона, гӯё, дар шаби мавлуди шамъ.

Баски шаб то рӯз дорад гиря бар ҳоли ҷаҳон,
Ҷуз садои ашки ҳасрат кай бувад дар руди шамъ?!

Гарчи бошад ҷинси ӯро гармии бозори шаб,
Ғайри ҷон кандан аз ин савдо набошад суди шамъ.

Гардани аҳли карам андар баландӣ шуд масал,
Як ҷаҳон парвона мебошад мутеъи ҷуди шамъ.

Бошадаш аз ҷӯши савдо толиъи ӯ Муштарӣ,
Рашк меояд маро аз толиъи масъуди шамъ.

Дар қиём истода бо як пой аз шаб то саҳар,
Кас намедонад, чӣ бошад оқибат мақсуди шамъ.

Дар вафо сар дод ҳар кас, зиндагӣ аз сар гирифт,
Ин масал равшан бувад аз ҷисми ғамфарсуди шамъ.

Гар набошад шамъ, кай парвона бошад дар ҷаҳон?!
Буди ин парвонаҳо набвад магар аз буди шамъ?!

Туғрал, аз ҷӯши ғами савдои ӯ маълум шуд,
К-аш бувад аз равғани парвона, гӯё, дуди шамъ.

---

[1] Катм – пинҳон доштан.

## ⁂ 231 ⁂

Баски шаб то рӯз аз ғам гиряҳо дорад чароғ,
Аз забони шуъла арзи муддао дорад чароғ.

Ҳайрате дорам, ки доим нонаш андар равған аст,
Нолаву фарёд ҳар соат чаро дорад чароғ?!

Баҳри дафъи лашкари зулмат кунун шаб то саҳар
Аз пари парвона, аз оташ ливо дорад чароғ.

Дар муҳити оташи ғам киштии уммеди ӯ,
Кай ба ҷуз парвона фикри нохудо дорад чароғ?!

Туғрал, ин асрори махфӣ нек равшан шуд маро,
К-аш аз ин бетоқатӣ як муддао дорад чароғ.

## 232

Аз камоли равшанӣ дар дида шуд ҷои чароғ,
Кас набошад дар ҷаҳон имрӯз ҳамтои чароғ!

Роҳ торик асту ту мағрури шамъи дил машав,
Равшанӣ ҳаргиз намебинӣ ту дар пои чароғ.

Мақсад аз сӯзу гудозу гиряву оҳи шабаш
Ғайри ҷонбозӣ намебошад таманнои чароғ.

Дар шабистони ҷунун андар сулуки ошиқӣ
Боли сад парвона мечинӣ зи гулҳои чароғ.

Суҳбати ноаҳл бошад мӯҷиби озори дил,
Бештар аз об бошад шӯру ғавғои чароғ.

Муштарӣ ҷӯшад агар дар зулматободи ҷаҳон,
Кай касе донад ба ҷуз парвона савдои чароғ?!

То ба субҳи ҳашр ҷуз парвонаи шамъи адаб
Нест дигар моҳие, Туғрал, ба дарёи чароғ!

## ⁂ 233 ⁂

Эй ба хубӣ дар миёни хубрӯён муътараф,
Ҷабҳаи гулрост аз шарми рухат доғи калаф!

Гарчи дар банди ҷунунам, лек ҳар сӯ мекашад
Домани зулфаш гиребони маро аз ҳар тараф.

Хок гардидам ба роҳаш бар умеди интизор,
Гар расад пояш ба фарқам, бас бувад инам шараф!

Пой неҳ дар водии ғам, доман аз олам бикаш,
То ба кай печӣ сари худ дар гиребон чун кашаф?![1]

Хондаам дарси муҳаббат пеши устоди ҷунун,
Шуд аз он асрори ишқи ӯ диламро мункашаф,

Нест ин саҳрои олам ҷуз чарогоҳи давоб,
То ба кай чашми ту бошад ҳамчу ҳайвон дар алаф?!

Магзар аз ойини неконе, ки буданд қабл аз ин,
Рафтагон рафтанд андар суннати аҳли салаф.

Бо ҳунар бигзар ту аз ғаввосии баҳри сухан,
Барнаёяд дурри қимат аз даруни ҳар садаф.

Баски дар мулки маонӣ ман нишони шуҳратам,
Синаи ман шуд аз он тири ҳаводисро ҳадаф.

Сад дури маънӣ ба силки назм меорам, вале
Нест саррофе, ки созад фарқ гавҳар аз хазаф.

Бандае аз бандагони ҳазрати ишқам кунун,
Гарчи бошам дар қатори оли султони Наҷаф.

Офарин бар мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Нотавонӣ оламе дорад такаллуфбартараф».

---

[1] Кашаф – сангпушт.

## 234

Ёри моро пераҳан аз барги гул бошад латиф,
Аз ҳарири партави маҳ бар рухаш дорад назиф.

Ғунчааш ҳар дам барад аз оташи ёқут об,
Кай шавад лаъли Бадахшон бо лаби лаълаш ҳариф!

Ин чӣ найранг аст дар бозори имкон, аз ғамаш,
Ҳеч кас холӣ набошад аз вазеъу аз шариф.

Он қадар нахли муродам бори ҳиҷрон дод бар,
Барги умрам шуд хазон чун барги гул андар хариф

Гаштам аз бори тааллуқ сарвосо мултавӣ,
То ки дидам бо қадаш гесӯи Лайлояш лафиф.[1]

Баски кардам дар ғамаш фарёд аз шаб то саҳар,
Пайкарам чун бол зери бори меҳнат шуд заиф!

Туғрал, азбас кардаам ман васф сар то пои ӯ,
Мисраи барҷастаам бо қомати ӯ шуд радиф.

[1] Лафиф – омехта, дарҳампечида.

## ꧁ 235 ꧂

Эй шӯхи паривашони офоқ,
Барбоддеҳи шикеби ушшоқ!

Набвад ба ҷаҳон касе зи одам
Як тан, ки туро бувад на муштоқ!

Бечора дилам, ки ҷуфти ғам шуд,
То кардаам абруи хамат тоқ.

Ҳамдарс будам ба ишқи Маҷнун,
Ӯ рафт ба дашту ман ба асвоқ.

Дар гардани ҷони ман ниҳодӣ
Монанди сукони хеш атвоқ.

Рӯҳам ба азал миёни арвоҳ
Бо ишқи ту баста буд мисоқ.

Шероза наметавон гирифтан
Девони ғами туро зи авроқ.

Машҳури вафову меҳр будӣ
Дар байни шакарлабон ба ахлоқ.

Бисёр буридӣ ошиқонро
Бо теғи ҷафову зулми аъноқ.

Аз оташи ишқбор, Туғрал,
Гардид қарору сабрам иҳроқ.[1]

[1] Иҳроқ – ҳариқ, оташ.

## ⁂ 236 ⁂

Эй лаъли лаби ту ҷони ошиқ,
Абрӯи каҷат камони ошиқ.

Рӯзу шабу солу моҳ набвад
Ҷуз номи ту бар забони ошиқ.

Бе хандаи лаъли ту нахандад
Як бор зи ғам даҳони ошиқ.

Дар маслахи ишқ сар буридан
Бошад магар имтиҳони ошиқ?

Бе рӯи гули ту ҳамчу булбул
Бар чарх расад фиғони ошиқ.

Ҳар гаҳ ба лабон лабон кушоӣ,
Хандад ба лабон лабони ошиқ.

Ту рӯҳи равони ошиқонӣ,
Рафтӣ ту, равад равони ошиқ.

Як бор зи роҳи меҳрубонӣ
Бигзар тарафи макони ошиқ.

Эй шӯх, чаро хабар надорӣ
Аз Туғрали нотавони ошиқ?!

## 237

Оташи ҳасрат магар дар дил ниҳон дорад ақиқ,
Аз шаҳодатгоҳи шавқи ӯ нишон дорад ақиқ.

Аз ҳадиси шуълаи шавқи амал ғофил мабош,
Ҳар чӣ дар фикри ту меояд, ҳамон дорад ақиқ.

Аз табассум ғунчасон лаъли лаби ӯ во нашуд,
Муҳри хомӯшӣ магар зери забон дорад ақиқ?

Рамзу асрорест дар пасту баланди эътибор,
Аз хароши синаи худ тарҷумон дорад ақиқ.

Гӯиё ҳамчун шафақ дар машҳади шавқи талаб
Чеҳрае аз хун барои имтиҳон дорад ақиқ.

Сахт ҳайронам, ки ман бо ин ҳама нозуктанӣ
Маскане дар миҷмари оташ чӣ сон дорад ақиқ?!

Баски накди ишқ бошад равнақи бозори ғам,
Кай ба ҷуз савдои номаш дар дукон дорад ақиқ?!

Гӯиё имрӯз доғи ҳасрати савдои ӯст,
Лоласон аз саргузашти ғам баён дорад ақиқ.

Ай хушо аз мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Ҷонканиҳо баҳри номи дигарон дорад ақиқ!»

## 238

Шарар ба арзи таманнои ҷастане аз санг
Дар ин ситамкада умрест хуфта бо дили танг.

Ба боғи даҳр, ки андар гулаш намебошад
На эътибор бо бӯю на эътимод ба ранг.

Бақо ба талхии заҳри аҷал намеарзад,
Махур фиреби таманнои рангу бӯи шаранг!

Хаёли роҳат аз ин чодари фусун нанмо,
Ҷаҳон, ки ҷои фиреб асту хонаи найранг.

Дил аз кудурати авҳоми ғайр холӣ кун,
Ки тира мешавад ойина аз ҳуҷуми занг!

Барам гарав зи рами оҳувон, ки натвон кард
Ҳисоби даҳшатам аз нуқтаҳои пушти паланг.

Зи бими боди ҳаводис чу мӯ ҳамеларзам,
Нишони мӯи миёнаш зи мӯ кашад Аржанг.

Ҳазорпост ба гӯшам, ба ғайри сози ғамаш,
Садои барбати Ноҳиду нағмаи наю чанг!

Маҷӯ зи вазъи ҷаҳон қадру эътибори маро,
Шудам ба сафҳаи имкон мисоли мисраи ланг.

Сиришки ғам ба раҳаш баски рехтам, Туғрал,
Зи ҷӯши ашки надомат равам ба коми наҳанг?!

## 239

Дорад чаман зи равнақи фасли баҳор ранг,
Ҳар барги гул гирифта магар аз ҳазор ранг.

Имрӯз дар бисоти гулистон ба фарши ноз
Хобидааст шоҳиди гул дар канор ранг.

Монанди зоҳидон ту ба саҷҷодаи чаман
Аз донаҳои субҳаи шабнам шумор ранг.

Дорад ба боғ азми сафар корвони гул,
Гӯё ки меравад зи пайи навбаҳор ранг.

Азбаски рехтам ба фироқаш сиришки ғам,
Чашмам барад ба гиря зи шамъи мазор ранг.

Наззора кун ба боғ, ки фурсат ғанимат аст,
Азбаски гашта тавсани гулро савор ранг!

Берангӣ аст ранги хуми нилии фалак,
Гар нест бовари ту, аз ин хум барор ранг!

Гулро ба пеши рӯи ту сомони хиҷлат аст,
Набвад ба ҷуз арақ ба рухи шармсор ранг.

Туғрал, нигар, ки ҳазрати Бедил чӣ гуфтааст:
«Ин ҷост бебақо гулу беэътибор ранг!»

## 240

Агар хиромӣ ба сӯи чаман бад-ин найранг,
Ба пеши рӯи ту гул меравад зи ранг ба ранг.

Ба сайди шердилони ҷаҳон ба сайёдӣ
Ғизоли чашми ту ҳар дам кунад камини паланг.

Ба ёди он қади мавзун фитодаам аз по,
Нишони тири ман омад камонхонаи чанг.

Ба ғайри сози фироқат кӣ оварад дигар
Навои нағмаи ушшоқро бад-ин оҳанг?!

Ба боғи ҳусн зи хубон чу сарв мумтозӣ,
Суи ту нисбати хубон бувад тахайюли банг.

Тариқи мадҳи ту ман он қадар намудам тай,
Шудам ба сафҳаи офоқ ҳамчу мисраи ланг.

Дилат чу қитъаи санг аст, к-оташинхӯйӣ,
Ки нест маскани оташ ба ғайри синаи санг.

Шикаст равнақи бозори нақши тасвират
Нигорхонаи чинию коргоҳи Фаранг.

Ба назди меҳнати рӯзи фироқ ёри маро
Баробар аст дами аждаҳову коми наҳанг.

Хушо зи мисраи дарёи маърифат, Туғрал,
«Ҳубоб баст нафас, баски дид қофия танг».

## 241

Ҳофизат аз чашми бад бодо Худованди таъол,
Бод, ё Раб, нахли қаддат дар маҳалли эътидол!

Бодапаймойи майи майхонаи шавқи туам,
Чанд пинҳон мекунӣ рухро зи мо, бинмо ҷамол!

Як шабе сӯи мани саргаштаи маҳзун биё,
Умрҳо шуд дар фироқам ман ба уммеди висол.

Бо кӣ аз ҷабру ҷафоят шаммае созам баён?
Ҷуз дили афсурда набвад маҳраме дар ин мақол.

Чораи дарди дили бечораам соз, эй ҳабиб,
Марҳам аз васлат бинеҳ, дигар маро набвад маҷол.

Аз чӣ рӯ з-афтодагони хеш воқиф нестӣ?
Қадри моро менадонӣ, тифлӣ, эй нозукниҳол!

Нолаҳо кардам чу най, таъсир дар гӯшат накард,
Туғрали ошуфтаро ҳаргиз нагуфтӣ чист ҳол.

## 242

Маро шӯрест бар сар аз ғами дил,
Намедонам кунун бешу ками дил.

Тарашшуҳ[1] мекунад аз дидаи ман
Дамодам ашки хунин аз ями дил.

Яке имрӯз бо мо сайри дил кун,
Ки дорад оламе ин олами дил.

Барафшон донаи кишти муродат,
Шавад сарсабзу хуррам аз нами дил.

Нишин дар пардаи мизроби созаш,
Басе дорад наво зеру бами дил.

Намегардад дигар сайди камонат
Ғизоли ваҳшии мо аз рами дил.

Тавофи Каъбаи дил кун, ки нӯшӣ
Зи чоҳи муддаоят Замзами дил.

Қабули кас нагардад ин ҳикоят,
Агар гӯйӣ, ки бошад маҳрами дил.

Дили худро ба меҳри дил қавӣ кун,
Ки бошад иқди Парвин шабнами дил.

Хирад бар чарх месояд аламро,
Ливояш гар бувад аз парчами дил!

Дар ин меҳнатсаро имрӯз, Туғрал,
Намеёбам касеро ҳамдами дил!

---

[1] Тарашшуҳ – таровиш, шоридан.

## 243

Баланд аст аз фалак маъвои Бедил,
Набошад ҳеч касро ҷои Бедил!

Намоям тӯтиёи дидаи хеш,
Агар ёбам ғубори пои Бедил.

Надидам аз сухангӯёни олам
Касеро дар ҷаҳон ҳамтои Бедил.

Агар кӯҳ аст, бошад Тури Сино
В-агар дарё бувад, дарёи Бедил!

Дили афлокро созад мушаббак[1]
Ливои ҳиммати волои Бедил!

Ба мижгон метавонам кард берун,
Агар хоре халад дар пои Бедил!

Намеёбам кунун холӣ диламро
Замоне аз ғаму савдои Бедил.

Қабои атласи нуҳ чархи гардун
Бувад кӯтоҳ бар болои Бедил!

Ба рифъат бартар аст аз кӯҳ, Туғрал,
Ҷаноби ҳазрати Мирзои Бедил!

---

[1] Мушаббак – сӯрохдор, сӯрох-сӯрох.

## 244

Хушо рӯзе, ки аз мазмуни Туғрал
Ба арз ояд дури макнуни Туғрал!

Саманди фикри худро зан ту маҳмез,
Намояд ҷилва дар ҳомуни Туғрал.

Суханҳое, ки чун сеҳри ҳалол аст,
Мураттаб гашта аз афсуни Туғрал.

Пур аз гавҳар шавад домони фикрат,
Равӣ дар қулзуми машҳуни Туғрал.

Равон шуд аз ғамаш дарё зи чашмам,
Ҳазар созед аз Ҷайҳуни Туғрал!

Аҷаб набвад, ки аз роҳи талаттуф
Ба даст орад дили маҳзуни Туғрал.

Макуш бо теғи ҳиҷронам, ки акнун
Намеарзад ҷаҳон дар хуни Туғрал!

Хаёли қомати дилдор бошад
Асои қомати вожуни Туғрал!

## 245

Оламе аз рӯи ӯ дорад гулистон дар бағал,
Бар рухаш наззораро бошад чароғон дар бағал.

Аз саводи ҷаъди зулфаш ҳар замон бар лавҳи дил
Нусхаи ошуфтае дорам парешон дар бағал.

Тӯшаи лахти ҷигар кофӣ бувад ушшоқро,
Меравам дар роҳи ишқаш бе лаби нон дар бағал.

Кӯҳканваш кӯҳи дил кан, лафзи ширин боядат,
Шоҳиди маънӣ наёяд бо ту осон дар бағал!

Эътибороти ҷаҳон аз ҷӯши тамкини дил аст,
Мавҷи гавҳарро бувад дойим гиребон дар бағал.

Софтабъон маҳви изҳоранд дар арзи адаб,
Ҷавҳар аз ойина дорад чашми ҳайрон дар бағал.

Он қадар дӯш аз ғамаш аз дида боридам гуҳар,
Тифли ашкам меравад имрӯз тӯфон дар бағал.

Ҳамчу булбул рӯзу шаб бо нола дорам улфате,
К-аз фироқи ӯ маро бошад найистон дар бағал.

Паҳлуи ушшоқ бошад гарм дар бозори ғам,
Зоҳид аз афсурдагӣ дорад зимистон дар бағал.

Ҳар замон, Туғрал, кунун з-андеша ҳосил кардаам
Аз хаёлободи зулфаш сад шабистон дар бағал.

## ∽ 246 ∾

Эй аз баҳори оразат наззораро ҷон дар бағал,
Ойина дорад аз рухат ҷӯши чароғон дар бағал.

Фарёди ошиқ кай кунад дар гӯши маъшуқаш асар,
Булбул надорад дар чаман ҷуз оҳу афғон дар бағал.

Эй дида, дар базми адаб мағрури осоиш машав,
Як субҳи васлашро бувад сад шоми ҳиҷрон дар бағал.

Аз ёди тири ғамзааш эмин набошад синаам,
Чашми хадангандози ӯ хобида пайкон дар бағал.

Дар чорсӯйи ишқи ӯ во карда дуккони ҷунун,
Аз баҳри савдои ғамаш дорем ҳамён дар бағал.

Хондем дӯш андар чаман аз дафтари авроқи гул:
Мушкил, ки ояд дилбарат имрӯз осон дар бағал.

Аз баҳри таълиқи Ҷунун дар пои мардум мефитад,
Тифли сиришкам гӯиё дорад дабистон дар бағал.

Чини ҷабини мунъимон кай манъи ибромаш кунад,
Чашми гадо бинад агар дасти каримон дар бағал?

Доруи дигар кай бувад андар моризи ишқи ӯ,
Бемори чашмашро бувад пайваста дармон дар бағал.

Шамъ аз гудози оразат дар гиря аз шаб то саҳар,
Чидаст доман то қамар, гӯё, гиребон дар бағал.

Дӯш ин ғазал дар гӯши ман мегуфт деҳқони сухан:
Назме, ки Саъдӣ гуфтааст, дорад «Гулистон» дар бағал!

Туғрал, ҳазорон офарин бар мисраи баҳри сухан:
«Эй аз хиромат нақши по хуршеди тобон дар бағал!»

## 247

Эй наргиси мастат чаманорои тағофул,
Бозори ту гарм аст зи савдои тағофул!

Дар сурма чу бахти сияҳи мо ҳама акнун
Хобида магар фитнаву ғавғои тағофул?!

Ғафлатасари шавқ бувад ғунчаи лаълат,
Хун гашт дили мо ба таманнои тағофул.

Ҷон дар талабат дода ба уммеди нигоҳе,
Охир шудам аз чашми ту расвои тағофул!

Як ҷуръае аз бодаи шавқи ту маро бас
Дар анҷумани ноз зи минои тағофул.

Шӯрест зи кайфийяти майхонаи чашмат,
Ҳайронам аз ин мастии саҳбои тағофул.

Дар бодияи ишқ давидему надидем
Ҷуз чашми ту нахчир ба саҳрои тағофул.

Бо маслиҳати ишқ ба гулзори ҷамолаш
Чашме бикушо баҳри тамошои тағофул.

Аз васли ту маҳрум ман аз толиъи пастам,
Аз ноз баланд аст магар ҷои тағофул?!

Эй ҳамнафасон, хори раҳи ишқ бароред
Бо сӯзани мижгони ман аз пои тағофул.

Туғрал, чӣ хуш аст мавҷаи дарёи маонӣ:
«Ман куштаи тамкинаму расвои тағофул».

## 248

Кардаст магар чашми ту сомони тағофул?!
З-он халқи ду олам шуда ҳайрони тағофул.

Домони ту аз каф надиҳам то дами маҳшар,
Сад бахя занӣ гар ту гиребони тағофул.

Мушкилтар аз он маънии борики дигар нест,
Дарсе, ки ту хондӣ ба дабистони тағофул.

Аз ғунча дами субҳ ба ҷуз ханда наёяд,
Ҳамчун лаби лаъли ту, ки имкони тағофул.

Ман мунтазиру менадиҳад рухсати ёрам,
Фарёд зи бераҳмии дарбони тағофул!

Имрӯз ба ҷуз нола кӣ хоҳад, ки расонад
Арзи мани маҳҷур ба султони тағофул?!

Ин аст агар захмии шамшери нигоҳаш,
Сад ҷони мани дилшуда қурбони тағофул!

Аз маркази таслим бурун гаштӣ, бурун шав,
Гар як сари мӯе ту зи фармони тағофул.

Туғрал, чӣ хуш аст маънии ин мисраи Бедил:
«Абрӯйи ту бисмиллаҳи девони тағофул!»

## 249

Гирӣ ту агар баҳра зи эҳсони тағофул,
Сад ҷон бувадат, созӣ ту қурбони тағофул.

Азбаски шудам дур ман аз madди нигоҳаш,
Дастам нарасад ҳеч ба домони тағофул.

Гуфтем ба ҳасрат ҳама дар базми ҳарифон
Афсонаи зулфат ба шабистони тағофул.

Ҳаргиз ба баҳори амали ишқ надидем,
Ҷуз наргиси шаҳло ба гулистони тағофул.

Қуфле зи ҷабин зан ту дар абвоби табассум,
Шӯри дигар афкан ба намакдони тағофул.

Омӯхта аз сархати хубӣ рақами ноз,
Хондӣ сабақи нусхаи девони тағофул.

Ҷон бо нигаҳат бохт гарав, лек наёяд
Дар уҳдаи ин аҳди ту паймони тағофул.

Минбаъд зи ишқи ту ба сад нолаву зорӣ
Ҳаммомаи шавқи ману айвони тағофул.

Дерест, шунидам зи сабо қиссаи хӯят,
Имрӯз умедам шуда меҳмони тағофул.

Туғрал, чӣ бало хуб бувад мисраи Бедил:
«Эй оинаи лутфи ту бурҳони тағофул!»

## 250

Лабат лаълу қадат тӯбӣ, рухат гул,
Манам дар гулшани ҳусни ту булбул.

Ба даври маҳ фикандӣ зулфи мушкин,
Кашидӣ хатти бутлони тасалсул.

Аз он рӯзе, ки дидам рӯи хубат,
Шудам аз тоқату сабру таҳаммул.

Қадат андар чаман шуд ҷилваоро,
Ба тӯбо таъна зад дар боғ сулсул.

Расид аз накҳати зулфат ба гулшан,
Зи ҳасрат шуд парешон ҳоли сунбул.

Ба ёди лаъли ту дорад ба маҳфил
Сурохӣ аз забони бода қул-қул.

Ҳар он сарро, ки савдои ту бошад,
Набошад майли ӯ бо соғари мул.

Ба мили сояи мижгони оҳу
Кашида наргисат куҳли тағофул.

Адофаҳмон чу теҳу дар гурезанд,
Ба ҳар ҷониб кунад парвоз Туғрул.

## 251

Гар касе чинад зи боғи оразат як бор гул,
Дар канори худ кунад тамҳиди сад гулзор гул.

Кардай то дидаи худ маҳрами дидори хеш,
Ҷавҳари ойина орад ҳар дам аз зангор гул.

Кам бувад ҳамчун гули рӯи ту гул андар чаман,
Дар гулистони ҷаҳон дидем мо бисёр гул.

Сурате аз чини зулфат гар фитад ногаҳ ба Чин,
Панҷаи Беҳзод мечинад зи шохи мор гул.

Дар чаман гулро агар бинӣ ту бо сад рангу бӯ,
Гар на монанди рухи ӯ бишкуфад, машмор гул!

Ҳар куҷо бошад ҳадиси пардаи рухсори ӯ,
Сози мутриб оварад аз нағмаи ҳар тор гул.

Дам ба дам з-иқболи бахти хеш монанди ҳадаф
Мекунад бар синаам тири нигоҳи ёр гул.

З-аввали шаб то саҳар хобида андар фарши ноз,
Кай шавад аз нолаи булбул даме бедор гул?!

Ҷуз дами ваҳдат ба зери рояти ишқаш мазан,
Хуни Мансурат кунад ногаҳ зи чӯби дор гул.

Ваҳ, чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, Бедили баҳри сухан:
«Хоки роҳе бошу аз ҳар нақши по бардор гул!»

## 252

Баски овардаст нахли қомати дилдор гул,
Сарвро ҳаргиз шунидӣ, к-оварад дар бор гул?

Софдилро орзуи сайри гулшан кай бувад?
Бар рухи ойина аз ҷавҳар бувад бисёр гул!

Ошиқонро нест аз санги маломат чорае,
Ҳеч дар боғи ҷаҳон дидӣ, бувад бехор гул?

Дар талоши ҷустуҷӯи боғбон ҳар сӯ марав,
Ҳамчу ӯ дигар намеёбӣ дар ин гулзор гул.

Оламе туҳматпарасти гирудори оламанд,
Кай кунад ҷуз хуни Мансураш зи чӯби дор гул?

Эътибороти ҷаҳон бе нағмаи зеру бам аст,
Гар бувад дар кӯҳ, дар саҳро набошад хор гул.

Баски натвонам, ки созам чораи ҳиҷрони ӯ,
Шуълаи оҳи ман аз дил мекунад ночор гул.

Рутбаи идбор ҳам бе равнақи иқбол нест,
Муддаъоят мекунад аз сояи девор гул.

Боғбон, имрӯз аз баҳри ризои андалеб
Бори дигар магзарон дар ҷониби бозор гул.

Тори қонуни навои ӯ чу булбул гар кашад,
Нохуни мутриб кунад аз нағмаи ин тор гул.

Рез хунам, ки ба теғи хеш гул дорӣ ҳавас,
То кунад аз хуни ман он теғи ҷавҳардор гул.

Баски, Туғрал, ҳамчу гул мазмуни рангин бастаам,
Метавон чидан кунун з-абёти ман бисёр гул.

## 253

Эй зи субҳи оразат шарманда дар гулзор гул,
Пеши рухсорат бувад имрӯз ҷои хор гул.

Сӯй гулшан, эй баҳори ноз, бепарво хиром,
Ки нигоҳат мекунад аз ҳар дару девор гул.

Дар гулистоне, ки ёди шуълаи дидори туст,
Бишкуфад ҳар лаҳза аз фарёди мусиқор гул.

Кас намебинад кунун дар чорсӯи эътибор
Ҷуз ҳадиси он гули рӯи ту дар бозор гул.

То ба рухсори ту шуд ойинаи гулшан дучор,
Мекунад таъзими рӯят дар чаман ночор гул.

Домани зулфат ба рух печида з-он рӯ бишкуфад
Барҳаманро ҳар замон дар гардан аз зуннор гул.

Гар зи миръоти рухат аксе фитад ногаҳ дар об,
Сарв ҷои барг орад бар лаби ҷӯбор гул.

Панҷ навбат мезанад андар чаман аз шаш ҷиҳат
Оразу рухсору лаълу хандаат аз чор гул.

Гар кашад ҳар кас зи тасвири ҷамолат як рақам,
Бишкуфад аз панҷааш то ҳашр чун гулзор гул.

Офарин бар мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Ҳайф бошад ҷуз дили ошиқ ба дасти ёр гул!»

## 254

Дар маҳфили рақибон рӯят шукуфта гул-гул,
Бо мо расид навбат, кори ту шуд тағофул.

Андар муҳити ишқат умрест нохудоям,
Афканда хештанро дар киштии таваккул.

Мижгон кашида саф-саф чашмони сеҳрсозат,
Қасди кадом дорӣ бо ин ҳама таҷаммул?!

Шӯри тараб фазояд аз хандаи даҳонат,
Васфи туро намояд мино ба бонги қул-қул.

Бо ёди оразӣ ту гул ҷомаро дарида,
Бе ту ба боғу гулшан дар оҳу нола булбул.

Доғ аст лоларо дил аз ҳасрати ҷамолат,
Хун мехурад зи лаълат пайваста шишаи мул.

Ошуфтарӯзгорам, Туғрал, ба даври зулфат,
Бодо ҳамеша моро то ҳашр ин тасалсул!

## ~ 255 ~

То ба маншури сухан сармашқи туғро гаштаам,
Як ҷаҳон мазмуни як олам муаммо гаштаам.

Чашми бад дур аз барам имрӯз ҳамчун офтоб,
Аз сафои дил дар оғӯши Масеҳо гаштаам.

Баски дар баҳри маонӣ ғӯта хӯрдам чун гуҳар,
Муштамил бо чанд маънӣ ҳамчу улё гаштаам.

То кушодам уқдаҳои нусхаи дарси адаб,
Сархати ҷамъийяти иқди Сурайё гаштаам.

Умрҳо бигзашт, андар боғи имкон ҳамчу гул
Хуни дил хӯрдам, ки то маҳбуби дилҳо гаштаам.

Меравам аз хеш чун дарё, вале монанди мавҷ
Аз хаёли зулфи ӯ занҷирбарпо гаштаам.

Гарчи суфтам сад гуҳар бо мисқаби теғи забон,
Лек аз бетолиъиҳо сахт расво гаштаам.

Дам ба дам з-андешаи ӯ дар хаёлободи дил
Ҳамчу моҳӣ дар муҳити ишқ бепо гаштаам.

Гуфтамаш: «Бо зулфи ӯ дарҳам чаро печидайӣ?!»
Гуфт: «Дар сайди бараҳман чун чалипо гаштаам».

То сухан санҷидаам, Туғрал ба мизони адаб,
Дар миёни шоирон имрӯз якто гаштаам.

## 256

Бишнавад булбул агар андар гулистон нолаам,
Мекунад андар чаман тамҳиди сомон нолаам.

Баҳри сози хеш най аз чӯби тӯбо боядам,
То расад дар гӯши он сарви хиромон нолаам.

Арзи матлаб нест ҳоҷат пеши арбоби карам,
Сар занад дар пош аз чоки гиребон нолаам.

Сӯхтам парвонасон дар оташи шавқи амал,
Мекунад дар шоми ғам ҷӯши чароғон нолаам.

Зинҳор, эй орзу, густох бар он дар марав,
Хусрави ғамро бувад имрӯз дарбон нолаам.

Хӯшачини хирмани гесӯи мушкинаш будам,
З-он сабаб рафтаст андар сунбулистон нолаам.

Този мо ҳарчанд дар бозори ибрат камбаҳост,
Назди ушшоқ аст лекин хуштар аз ҷон нолаам.

Нест ҳоҷат дар маризи ишқ доруе дигар,
Ҳаст дар захми ғами ӯ баски дармон нолаам.

Нолам аз як мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Дарди он дорам, ки хоҳад шуд парешон нолаам».

## 257

Барнамеояд бурун аз сина осон нолаам,
Сурмасон дар аҳди чашмаш баста паймон нолаам.

Аз ту, эй шӯри ҷунун, сози дигар дорам ҳавас,
То шавад аз пардаи хомӯшӣ урён нолаам.

Он қадар дар миҷмари доғи адаб ахгар шудам,
Дар назар ояд туро шамъи шабистон нолаам.

Нест холӣ бо ҳама таъҷил аз пайғоми васл,
Мерасад аз кӯи ӯ барчидадомон нолаам.

Дар хаёли зулфи ӯ ин аст гар сомони ман,
То куҷо хоҳад шудан, ё Раб, парешон нолаам?!

Муштарӣ, хоҳӣ ту гар ҷинс аз дукони эътибор,
Қимати бисёр дорад, нест арзон нолаам!

Хонаи сабрам саботе дошт аз дидори ӯ,
Қасри тамкинам кунад имрӯз вайрон нолаам.

Ҳар касе бори амонатро ба ҷое мениҳад,
Бишнавӣ, ҳар гаҳ гузаштӣ аз найистон, нолаам.

Гашта аз бори фироқаш дӯши ман ҳамчун камон,
Оҳи ман имрӯз чун тир аст, пайкон нолаам!

Ҳаббазо, Туғрал, ки мегӯяд маҳи авҷи сухан:
«Баъд аз ин ҳам нуҳ фалак гӯест, чавгон нолаам!»

## 258

Кош дар базми адаб ман дилбаре медоштам,
Пеши худ монанди мино соғаре медоштам.

Роятам аз ишқи ӯ месуд сар андар фалак,
Гар зи нақши хоки пояш афсаре медоштам.

Сози қонуни муҳаббат пардаи ишқам дарид,
Кош менашнудаму гӯши каре медоштам.

Мешудам ман сарбаланди саҷдаи нози адаб,
Чун сурохӣ хутбаи беминбаре медоштам.

Ҷуз гули матлаб намечидам зи гулзори умед,
Дар баҳори ин амал чашми таре медоштам.

Сӯхтам парвонасон дар оташи доғи ғамаш,
Мепаридам сӯи ӯ, болу паре медоштам.

Ҳамдами базми висолам ҷуз ғами Лайлӣ набуд,
Ҳамчу Маҷнун гар зи хоро бистаре медоштам.

Нусхаҳои ишқи ӯ азбаски бешероза буд,
Менавиштам шарҳи ғамро, мистаре медоштам.

Мешуд андар дидаам акси ҳақиқат рӯ ба рӯ,
Бар рухи ойина гар хокистаре медоштам.

Назди ин бедонишон фарқи хазаф аз дур набуд,
Варна дар баҳри сухан ман гавҳаре медоштам.

Ҳаббазо аз мисраи Бедил, ки, Туғрал, гуфтааст:
«Хок мекардам ба роҳат, гар саре медоштам!»

## ๛ 259 ๛

Тарабпаймои ишқам, хоксориҳост меъроҷам,
Тапиданҳо бувад тӯмори набзи саъйи алҳоҷам.

Чароғам ёфт охир аз хамӯшӣ сарфарозиҳо,
Мурассаъ шуд зи санги сурма гӯё гавҳари тоҷам.

Сафири булбули оҳам чу най гар нола ангезад,
Найистон як қалам оташ шавад, з-ахгар диҳад боҷам.

Ба саъйи гуфтугӯи ӯ сарам дар пои дор омад,
Ба фатвои муҳаббат гӯиё Мансури Ҳаллоҷам.

Биё, эй машриқи субҳи саодат, дар барам як дам,
Ки ман аз баҳри ташрифи қудумат сахт муҳтоҷам!

Аз он рӯзе, ки нахли қоматат бишкаст тӯборо,
Ба савдои хаёли сарви болои ту дурроҷам.

Баланд аст он қадар фикри баландам дар сухан, Туғрал,
Ту пиндорӣ, ки андар тору пуди шеър нассоҷам[1].

---

[1] Нассоҷ – бофанда, матоъсоз.

## 260

Аз он рӯзе, ки ман дар ҳалқаи зулфи ту афтодам,
Саропо қайд будам, гӯиё кардӣ ту озодам.

Ба ошиқ талхии ҳиҷрони лайлиталъатон ширин,
Аз он дар кӯҳу саҳро ҳамдами Маҷнуну Фарҳодам.

Гиёҳи ташнаам сар барзада дар водии ҳасрат,
Зи навмедӣ самар оварда нахли кулфатэҷодам.

Тилисми унсурам дур аст аз обу гилу оташ,
Надорад киштии тан мавҷро лангар ба ҷуз бодам.

Ба афсуни дили худ оламе зери нигин дорам,
Ки нақши хотами дасти Сулаймон аст авродам[1].

Шаби ҳиҷрони ман бо кокули ӯ нисбате дорад,
Парешонӣ маро сармоя шуд, аммо бад-ин шодам.

Бувад пайваста Туғрал андалеби гулшани кӯяш,
Ба ёди хандаи лаълаш чу най умре ба фарёдам.

---

[1] Аврод – дуоҳо, зикрҳо; аз решаи «вард».

## ∽ 261 ∼

Хиҷолатмояам, вазъи парешонист бунёдам,
Гулоби хиҷлат аз сунбул кашад тасвири Беҳзодам.

Нигоҳи ҳайратам аз нақши пои ӯ сабақ гирад,
Магар акси рухи ойина буд сармашқи устодам?!

Муаммои сари зулфаш ба ҷуз аз шона накшояд,
Аз он дар боғ зери сояи мавзуни шамшодам.

Сипанди доғи рашкам сӯхт, аз дил сар занад нола,
Ту пиндорӣ ба санги сурма хобидаст фарёдам.

Ба савдои хаёлаш шуҳраи офоқ гардидам,
Таманнои висолаш дод ному нанг бар бодам.

Шикасти дил ба санги яъс пайғомест ҷамшедӣ,
Садои косаи чинӣ диҳад Фағфурро ёдам.

Аз он гардидаам дар авҷи дониш Туғрали маънӣ,
Ба қайди лафзи нозук баски шоҳин буд сайёдам.

## ⁂ 262 ⁂

Китоби ишқ мехонам, кунун фаҳми сабақ кардам,
Ба устоди хирад беҷо аз ин мабҳас нутақ[1] кардам.

Ҳамекардам ба килки фикр таҳрири ҷамоли ӯ,
Ба васфи навбати рухсори ӯ гул дар табақ кардам.

Аз он рӯзе, ки бинмудам ба ҷаннат нисбати кӯяш,
Зи хиҷлат об гаштам, хешро ғарқи арақ кардам.

Намудам ман қазои суннати пешини худ дигар,
Ба зери шоми зулфаш рӯи ӯ фаҳми шафақ кардам.

Қамар чун хома барбастам ба тавсифи саропояш,
Қалам дар шаҳди мазмуни лабаш афтод, шақ кардам.

Басе халқи ҷаҳон бинвишта шарҳи нусхаи ҳуснаш,
Ман андар мусҳафи рӯяш зи барги гул варақ кардам.

Мапурс аз рояти мансурии ин доругири ман,
Ҳамин бас шоҳидам, дар ишқи ӯ даъвои ҳақ кардам.

Зи дарси ишқи ӯ бо ман нашуд ғайр аз ҷунун ҳосил,
Чу Маҷнун хешро расвои олам з-ин сабақ кардам.

Чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, ҳазрати баҳри сухан Бедил:
«Ба соғар оби рӯе доштам, садди рамақ кардам».

[1] Нутақ – нутқ, сухан.

## 263

Ба мизроби дигар қонуни ишқат соз мекардам,
Навои пардаи «Ушшоқ»-ат аз «Шаҳноз» мекардам.

Чу мурғи бепаруболам ман аз афтодагӣ, лекин
Ба сӯят бетаваққуф чун нигаҳ парвоз мекардам.

Ба маҳзи лутф сӯи кулбаи ман мехиромидӣ,
Ба роҳат пардаҳои дида пойандоз мекардам.

Агар мебуд дар ҳаҷри ту ҳамчун кӯҳ тамкинам,
Садое мешунидам аз ту гар, овоз мекардам.

Тағофул мониъи асрори лутфаш буду ман ҳар дам
Ба рамзе гӯшаи он чашмро ғаммоз мекардам.

Аз он рӯзе, ки дидам дар фани эҳё лаби лаълаш,
Масеҳо мешудам ман, тарки ин эъҷоз мекардам!

Ҳамерафтам ба Тури ишқи ӯ аз баҳри дидораш,
Чу Мӯсо дар таҷаллигоҳи шавқаш роз мекардам.

Агар дар хоб медидам баногаҳ талъати Лайлӣ,
Ҳазор анҷоми Маҷнунро ба як оғоз мекардам.

Ба базми васл з-ангуштам шамими атр меомад,
Агар банди қабояшро баногаҳ боз мекардам.

Намуданд аз сари кӯи ту бо ман равзаи ҷаннат,
Намебудӣ ту дар ҷаннат, валекин ноз мекардам.

Хушо аз мисраи султони авранги сухан, Туғрал:
«Ту мерафтию ман шӯри қиёмат соз мекардам!»

## 264

Сафҳаи дилро зи мавҷи бода то мистар задам,
Қуръаи фоли тараб ман аз хати соғар задам.

Маснади ғам боргоҳи шаҳрёри ишқ буд,
Бехуд аз тарки адаб ман ҳалқа бар ин дар задам.

Ҷӯши тӯфони сиришкам дошт амвоҷи дигар,
Аз ҳуҷуми сели ғам з-ин баҳр доман бар задам.

Аз нигинам шуҳрати шӯри ҷунун пайдо нашуд,
Хотаме аз номи Маҷнун ман бар ангуштар задам.

Сӯхтам аз шавқ ман дар маҳфили нози адаб,
Тира шуд ойинаи ин базм, хокистар задам.

Ҳар кӣ дар девони ушшоқаш ба силки ғам набуд,
Номаш аз номаҳрамӣ аз сатри ин дафтар задам.

Баски будам дар суботи бори ишқаш ҳамчу кӯҳ,
Домани худро ба пойи хеш аз лангар задам.

Партаве дар кулбаам аз ламъаи дидори кист?
Оташе парвонасон имшаб ба болу пар задам.

Як гули матлаб начидам ман зи гулзори умед,
Оқибат дасти надомат ҳамчу гул бар сар задам.

Гар ба дил аз ёди чашмаш роҳи роҳат доштам,
Аз хаёли он мижа бар сина сад ханҷар задам.

Гуфтам, аз шарҳи ҳадиси ишқ зоҳидро чӣ суд?
Беасар гӯё ғалат бонге ба гӯши кар задам.

Доштам килке ман аз чӯби санавбар, оқибат
Якқалам аз баҳри таҳрири қади ӯ сар задам.

То шавал боғи сухан рангин зи файзи маъниям,
Бар рухи мазмуни гул аз фикри худ ништар задам.

Бо чунин дониш бибин, Туғрал, ки Бедил гуфтааст:
«Ман ҳам аз номаҳрамӣ бонге буруни дар задам!»

## 265

Фурӯзад шамъи рухсораш агар дар кулбаи торам,
Ба оғӯши тапиш аз бехудӣ парвонаосорам.

Яке саргаштаам дар водии ишқи парирӯе,
Ки ҷуз андӯҳу кулфат нест дигар ёри ғамхорам!

Зиёи меҳри рухсораш ба имонам кунад даъват,
Саводи куфри зулфаш мекунад таклифи зуннорам.

Агар дастам расад бо домани васли нигор, эй дил,
Яқин донӣ, ки то рӯзи қиёмат ҳеч нагзорам!

Лабаш ҳар дам ҳаёти тоза мебахшад Масеҳосо,
Агарчи мекушад тири нигаҳ ҳар рӯз сад борам.

Ҳилоли абруяш иди Сиём омад ба чашми ман,
Ки то аз хуни дил кардам тамом имрӯз ифторам.

Чунон гардидаам маҳви тамошои ҷамоли ӯ,
Ба миръоти таҳайюр ҳамчу акси нақши деворам.

Аз он рӯзе, ки савдои хаёлаш бар сарам омад,
Ба бозори муҳаббат нақди ҷони худ ба каф дорам.

Ниқоб аз рух наяндозад муаммои мани Туғрал,
Ки холӣ аз такаллуф нест мазмунҳои ашъорам.

## 266

Навбаҳорэҷодам, равнақи ҳамал дорам,
Ҳамчу гулбуни маънӣ ғунча дар бағал дорам.

Дода то маро рухсат муршиди харроботам,
Ғайри миллати ушшоқ кай ғами милал дорам?!

Зулфи ӯ намегардад мониъи ҷунуни ман,
Ҳамчу шамъи базми васл оҳи бемаҳал дорам.

Поймоли дунонам гар зи пастии толеъ,
Аз баландии ҳиммат маснади Зуҳал дорам.

Хондаам китоби ғам дар сулуки маҷнунӣ,
Омили ҷунунам, лек вазъи беамал дорам.

То ба кай зи нодонӣ мебарӣ ҳасад бо ман?
Ин ҳама сухандонӣ қисмат аз азал дорам!

Фаҳми маънием дорад қадру шакли устурлоб[1],
Ҳандасӣ агар хонам, ҳарфе аз ҷумал дорам.

Гардиши фалак акнун гар маро диҳад фурсат,
Нусхаҳо ҳамесозам, бим аз аҷал дорам.

Дар сухан намебошад дигаре назири ман,
Ғайри ҳазрати Бедил ман куҷо бадал дорам?!

Маҳви ҳайратам, Туғрал, ман зи мисраи Бедил:
«Бе ту зиндаам, яъне, марги беаҷал дорам!»

---

[1] Устурлоб – асбобе, ки мунаҷҷимон ба воситаи он гардиши ситораҳоро мушоҳида мекунанд.

## 267

Бинамо рухи чу моҳат, ки зи дил барад қарорам,
Бикушо зи ғамза тире, ки ҷигар кунад фигорам.

Қаламам, ки котиби сунъ ба азал намуд туғро,
Рақами нахусти ишқат бинавишт дар канорам.

Агар аз абири зулфат хабаре сабо биёрад,
Ба навиди муждаи ӯ мани зор ҷон супорам.

Чӣ шавад хиромӣ, эй гул, суи гулшани муҳаббат?
Ба раҳат зи дида обе зада чашми ашкборам.

Алами самуми ҳаҷрат ба хазон диҳад гуламро,
Ба тасаввури висолат зи хазон дамад баҳорам.

На тасаввурест дигар ба дили ҳазини Туғрал,
Ки ба ҷуз ҳавои ишқат зи ҳама намуда орам.

## 268

Ҳиҷоб аз рух фикан дилбар, ки зорам,
Маро магзор андар интизорам.

Бигир аз рӯи моҳат burқаи ноз,
Ки дур аз нури рухсорат ба норам.

Яке саргаштаам дар дашти ишқат,
Зи тири як нигоҳат дилфигорам.

Чиноросо фурӯзам оташ аз дил
Зи сӯзи меҳнату андӯҳи ёрам.

Ба ҷои шаҳд нӯшам заҳри ғамро,
Миёни аҳли олам хору зорам.

Ало, эй шӯхи бепарво, нигоҳе
Ба сӯи ман намо, уммедворам.

Надонам боиси ҷабру ҷафоят
Ба Туғрал чист, эй зебо нигорам?

## ~ 269 ~

Эй ниҳоли қоматат нахли гулистони Ирам,
Сарви озодат аз он рӯ шуд ба озодӣ алам.

Килки тақдир аз хати райҳон ба райҳони хатат
Насхи таъликҳи вафоро кард бар лаълат рақам.

Тойири наззораи ушшоқ бар гирди сарат
Ҳамчу афвоҷи кабӯтар бар лаби боми Ҳарам.

Монии Чин гар бибинад нақши матбӯи туро,
Сурати хубони олам маҳв созад як қалам.

Ҳаст ин маънӣ маро равшан, ки монанди ту нест,
Чун ту маъшуқи паризоде бувад бисёр кам!

Турфа сайёдест чашмони ту, ҳар дам мекунад
Аз хадангаш сояи мижгони нози хеш рам.

Мушк аз ҳасрат ба нофи оҳуи Чин чун шавад,
Гар сабо зулфи туро ошуфта созад субҳдам.

Толиъи баргаштае дорам, ки Туғрал, дар ҷаҳон
Субҳи иқболе надидам ҳеч ғайр аз шоми ғам!

### ∽ 270 ∾

Вах̣, ки маҳрам дар ҳаримаш ғайру ман андар дарам,
Шеваи дилбар гар ин аст, чун аз ин дилбар барам?

Дар мақоми васл бонги бемаҳал дорад рақиб,
Мекунад гӯши хирадро савти ин анкар[1] карам.

Дар раҳи ишқи ту гаштам подшоҳи ошиқон,
Маснади ғам тахтгоҳам, чеҳраи асфар фарам.

Дар таманнои ғубори нақши поят хок беҳ,
Ёбад аз зилли ҳумои давлат ар афсар сарам.

Аз ҳуҷуми доғи ишқат шуд дилам оташнасаб,
Чун самандар хӯ ба оташ гир, з-ин миҷмар марам.

Он қадар ҷамъийяти шавқат сиришк эҷод кард,
Аз ҳуҷуми ашки ҳасрат гашт то бистар тарам.

Туғрал, аз қайди сари зулфаш куҷо хоҳам расид,
То абад дар бӯтаи ғам созад ӯ ахгар гарам?!

---

[1] Анкар – зишт, ноҷӯр.

## 271

Зи меъмори харобӣ баски ҳамчун ганҷ маъмурам,
Чу марҳам оқибат гул мекунад аз захми носурам.

Ҷуз оҳанги муҳаббат нест дар мизроби ман дигар,
Ҳамин «Ушшоқ» меояд ба гӯш аз сози танбурам.

Маро андешаи ҳаҷру хаёли васл кай бошад?!
Ба завқи кӯи ӯ н-ояд ба хотир ҷаннату ҳурам.

Маро ҳарчанд саҳрои ҷунун чун лола маскан шуд,
Вале аз улфати доғи ғами ӯ сахт масрурам.

Накардам бо адиби ишқ ҷуз машқи ҷунун дигар,
Агар оҳе кашам дар базми ӯ, чун шамъ маъзурам.

Ҳамин бас нашъаи кайфийяти хамёзаи шавқаш,
Ба соғар улфате дорад нигоҳи чашми махмурам.

Аз он рӯзе, ки ман дар водии ҳаҷраш ватан дорам,
Набошад субҳи ишрат дар паси ин шоми дайҷурам.

Зи султони ғамаш набвад ба туғрои мисоли ман
Ба ғайр аз сояи бахти сиёҳи хеш маншурам.

Қалам аз баҳри таҳрират зи чӯби дор мебояд,
Ки то бинвисӣ шарҳи қиссаҳои хуни Мансурам.

Ҳазорон офарин, Туғрал, ба аҷзи ҳазрати Бедил:
«Зи дашти бехудӣ меоям, аз вазъи адаб дурам».

## 272

Надонам аз чӣ устоди азал кардаст тахмирам,
Ки шуд аз шаҳпари парвози анқо килки тасвирам.

Шабе чун зулф рафтам дар хаёли маҳбаси рӯяш,
Ҳамин афсонаи дур аст хоби субҳтаъбирам.

Чӣ мепурсӣ ба Маҷнун нисбати расвоии моро,
Тавон рамзи ҷунун фаҳмид аз сози баму зерам!

Ба ранги бехудӣ чун нола мехоҳам равам сӯяш,
Хаёли ҳалқаи он зулфи шабранг аст занҷирам.

Дар ин водӣ ғубори ҷуръатам з-ором рам дорад,
Ки чун ваҳшат ба зери сояи мижгони нахчирам.

Саманди нолаам дар зери бори сурма кай монад?
Ба қуллоби нафас аз роҳи хомӯшӣ замингирам!

Хаданги фикри ман бошад ҳарифи ҳар нишон, Туғрал,
Ту пиндорӣ, ки аз боли расо омад пари тирам.

## 273

Бисоти ҳастии худро ба роҳат хок месозам,
Агар бошад замин носоз, бо афлок месозам!

Лабам аз оташи шавқи муҳаббат хушк шуд, лекин
Зи ашки хунфишон мижгони худ намнок месозам.

Либосе дар бари ман нест акнун ғайри расвоӣ,
Гиребон то ба домони қиёмат чок месозам.

Аз он рӯзе, ки дурам аз дами субҳи висоли ӯ,
Чу шамъи шоми ҳаҷр оҳ аз дили ғамнок месозам.

Набошад маъбаде ҷуз гӯшаи майхонаам дигар,
Агар зоҳид шавам, аз чӯби раз мисвок месозам.

Ҷаҳоне гашт яксар гӯшаи чашми сияҳмасташ,
Кафан андар шаҳиди ӯ зи барги ток месозам.

Чунон мастам ман аз ҷоми хаёли бодаи шавқаш,
Ки субҳи васл кай аз шоми ҳаҷр идрок месозам?!

Дар ин водӣ зи сомони шикори ман чӣ мепурсӣ,
Ки аз сайди маонӣ зинати фитрок[1] месозам!

Зи тоби шуълаи шавқи ту хокистар шудам, лекин
Ғубори кулфат аз ойинаи дил пок месозам.

Хушо, Туғрал, аз ин як мисраи баҳри сухан Бедил:
«Ба завқи ҷустуҷӯят ҷайби ҳастӣ чок месозам».

---

[1] Фитрок – тасма ё чарми борике, ки аз ақиби зини асп меовезанд.

## 274

Ба олам хешро аз бехудӣ афсона месозам,
Ба ёди ҷоми васлаш наъраи мастона месозам!

Агар бошад калиди қуфли ҷаннат субҳаи зоҳид,
Зи ашки хеш ман ҳам субҳаи саддона месозам.

Ба мардум гар ҳамин бошад тариқи ошноиҳо,
Чу ашки нӯги мижгон хешро бегона месозам.

Мапурсед аз саводи қиссаи рӯзи сиёҳи ман,
Шаби он зулфро кӯтаҳ аз ин афсона месозам.

Агар сомони истиғнову тамкини ту ин бошад,
Ба роҳат з-интизор аз чӯби наргис хона месозам.

Хаёли зулфаш аз хоби парешон кард бедорам,
Қалам дар васфи тобаш аз забони шона месозам.

Адоят гашт акнун мониъи завқи суҷуди ман,
Бути нозофаринам гар туӣ, бутхона месозам!

Фурӯғи оразат ҳар ҷо чароғи базми маҳфил шуд,
Ба гирди шамъи рӯят хешро парвона месозам.

Наметарсам зи найрангу фусуни мори он гесу,
Ватан чун ганҷ умре шуд, ки дар вайрона месозам.

Аз он рӯзе, ки шуд по банди занҷири сари зулфат,
Ба занҷират, ки худро баъд аз ин девона месозам!

Чӣ хуш гуфтаст ин ҷо Бедили базми адаб, Туғрал:
«Ҳамон гирди сарат мегардаму паймона месозам».

## 275

Адабсармояи ишқам, мапурс аз шӯхии нозам,
Навои нағмаи «Ушшоқ» дорад пардаи созам.

Чу най мехостам ман нолае созам зи ҳиҷронаш,
Хаёли зулфи ӯ шуд мониъи ҷавлони овозам.

Наметарсам ман аз расвоии худ, лек аз он тарсам,
Ки ифшо гардад аз ишқаш чу Маҷнун бармало[1] розам.

Баму зери хамӯшӣ кай кунад мизроби ман дигар?
Ба ғайр аз сози қонуни ту оҳанге намесозам.

Зи фарзин кардаам аспи ҳавас аз баҳри он шаҳрух,
Бисоти оразаш нардест, ман шатранҷ мебозам.

Фиғону нолаву оҳи маро ҳаргиз ту нашнидӣ,
Расад имрӯз дар гӯши Масеҳо гарчи овозам.

Наёмад домани васли ту, эй маҳ, бар кафам ҳаргиз,
Агарчанде ки чун мадди нигаҳ ҳар сӯй метозам.

Аз он рӯзе, ки фикрам дар шикори сайди маънӣ шуд,
Ба шӯхӣ чун кабӯтар аз нигаҳ дар дидаи бозам.

Ғуруру ноз то кай манъи эҳсони ту месозад?
Хушо рӯзе, ки бо ними нигаҳ созӣ сарафрозам.

Ғубори дидаи халқам гар аз бетолиъӣ, лекин
Миёни аҳли маънӣ дар чаман чун сарв мумтозам.

Худоро, як назар кун ҷониби сеҳри ҳалоли ман,
Агарчанде ки пайғамбар наям, кам нест эъҷозам.

Хушам, Туғрал, ман аз мазмуни бонги қул-қули Бедил:

[1] Бармало – намоён, ошкоро.

«Агар соқӣ зи мавҷи бода бандад ришта бар созам».

## 276

Ҳар гаҳ зи ноз хандад он ҷавҳари табассум,
Ғайр аз шакар наҷӯшад аз Кавсари табассум.

Чун хок дод бар бод ӯ оташи қарорам,
Хунам чу об резад аз ханҷари табассум.

Ҷонам агарчи набвад ширин зи шаҳди васлаш,
Бошад ҳаловати дил аз шаккари табассум.

Бедод рафта бо ман аз лашкари тағофул,
Даъвои ишқ дорам бо маҳзари табассум.

Имрӯз кас нахонад дар маъбади ҷамолаш
Ҷуз хутбаи талаттуф бар бистари табассум.

Дар музди мақдами ӯ ҷон тухфа менамоям,
Пайғоми васл орад гар чокари табассум.

Хондему гашт равшан мазмуни хатти лаълаш,
Ҷуз Хизр нест дигар пайғамбари табассум.

Дар ҳалқаи тағофул гар маркази итоб аст,
Дар базми ноз бошад сардафтари табассум.

Дар пеши хандаи ӯ дурри Адан чӣ бошад?
Лаълаш кашида ёқут аз ахгари табассум.

То чанд менамоӣ такрор дарси нозаш?
Афсона мухтасар кун бо дилбари табассум.

Чун муҷримон бигӯям сад шарҳи қиссаи ғам,
Гар ҳоли мо бипурсанд дар маҳшари табассум.

Дар чини ҷабҳа то кай, эй раҳзанони ишрат,
Берун равед акнун аз кишвари табассум!

Сад офарин ба Бедил, к-аш гуфтааст, Туғрал:
«Ё Раб, мабод теғаш чун ҷавҳари табассум!»

## 277

Ҳадиси зулфи ӯ хоҳам, хате аз ҳола[1] бинвисам,
Ба ҷои васфи хӯяш шуълаи ҷаввола бинвисам.

Дар он мактуб, ки шарҳи қиссаи ҳаҷраш баён созам,
Қалам аз оҳи булбул мекунам, гар нола бинвисам.

Агар хоҳам саводи нусхаи девони ишқи ӯ,
Ба доғам гар расад навбат, ба барги лола бинвисам.

Мапурс аз ман ҳадиси гармии он лаъли гулгунаш,
Фитад дар сафҳаам оташ, агар табхола бинвисам.

Паи таҳрири килки ман табассум хандае дорад,
Ки ҷои ҳарфи дандонаш нуқат аз жола бинвисам.

Набинӣ дар ҷаҳон ҷуз ҳалқаи қавси қузаҳ дигар,
Ба мадди абруяш рӯзе, ки ман дунбола бинвисам.

Нависӣ ҳоли ушшоқаш, баён кун шаммае бо ман,
Ки ман шайдои ӯям, хештанро вола бинвисам.

Ҷуз арбоби маонӣ ҷумлаи халқи ҷаҳон яксар
Кам аз гованд дар дониш, магар гӯсола бинвисам?!

Хушо, Туғрал, аз ин як мисраи баҳри сухан Бедил:
«Қалам дар мавҷи гавҳар бишканам, табхола бинвисам!»

[1] Ҳола – доираи нуроние, ки гоҳе гирдогирди моҳ зоҳир мешавад, хирмани моҳ.

## 278

Чу май аз оташи шавқи висоли ёр дар ҷӯшам,
Ба сад мизроб метозад фиғонам, лек хомӯшам.

Агарчанде ки чун сарвам дар ин гулшан ба озодӣ,
Ғуломи ҳимматам, ҷуз ҳалқаи ӯ нест дар гӯшам.

Хамӯшӣ шуд насиб аз қисмати ҷоми азал бо ман,
Чу мино нашъае дорам, валекин панбадаргӯшам.

Зи дасти хеш то додам инони сабру тоқатро,
Ба ёди пойбӯсаш рафта аз ман пештар ҳушам!

Аз он рӯзе, ки ҷонам шуд нишони новаки тираш,
Зи бори ишқи ӯ хам гашта монанди камон дӯшам.

Таҷаррудмашрабам, осуда андар бистари роҳат,
Ба ғайр аз шоҳиди маънӣ намебошад дар оғӯшам.

Ғариқи луҷҷаи ишқам, чӣ мепурсӣ зи аҳволам?
Ватан дар ҷайби худ дорам, ҳубоби хонабардӯшам.

Намебошад либосе дар бари ман ғайри уреӣ,
Надорам кисвати дигар, зи олам чашм мепӯшам,

Барад ҳуш аз сарам, Туғрал, хамин як мисраи Бедил:
«Ҷаҳон таъбир буд он ҷо, ки ман хоби фаромӯшам».

## 279

Гирифтори каманди он хами зулфи буногӯшам,
Ҳубобосо ба савдои хаёлаш хонабардӯшам.

Адибо, бо ман аз дарси хирад дигар магӯ ҳарфе,
Чу Маҷнун дар хаёли турраи Лайлӣ бувад ҳушам.

Намехоҳам ба ғайр аз давлати дидори васли ӯ,
Агар фарзанди хуршеди фалак ояд дар оғӯшам!

Маро аз зиндагӣ беҳтар, ки мурдан дар таманнояш,
Агар дар ҷоми Ҷам оби ҳаёт ояд, наменӯшам!

Ҳамин шуд сарнавишти қисмати рӯзи азал бо ман,
Қазо аз ҳалқае доғи ғуломӣ кард дар гӯшам!

Набошад дархури ман ҳеч лофи нағмаи шавқаш,
Зи ташвири[1] ҳароратҳои ишқи ёр дар ҷӯшам.

Хушо дар пайкари ман кисвати хоки дараш, Туғрал,
Ба ҷои пираҳан ҷуз ӯ зи олам чашм мепӯшам!

---

[1] Ташвир – ошӯбу изтироб.

## 280

Надонам, шамъи рухсори кӣ равшан шуд зи омолам,
Ки чун парвона сарфи сӯхтанҳо шуд пару болам.

Агар сад раҳ китоби ишқро хонӣ, намеёбӣ
Ба ҷуз шарҳи ҷунун аз нусхаи девони аъмолам.

Ба ёди иди васлаш салхи моҳи ман шавад бадре,
Ғуруророи айшам, ғурраи айёми шавволам[1].

Китоби мушкилоти ишқи ман наҳви дигар бошад,
Намефаҳмад ба ҷуз Маҷнун дигар кас шарҳи аҳволам.

Ман аз бори заифӣ он қадар гардидаам лоғар,
Ту пиндорӣ, ки сармашқи садои нолаву нолам.

Надорад гашти роҳат муҳраи нарди бисоти ман,
Нишони саъд ҳаргиз нест андар қуръаи фолам.

Фусуни толиъам аз шоми навмедӣ асар дорад,
Надомат гул кунад аз шӯхию найранги омолам.

Ба ҳайрат ғӯта хӯрдам аз тамошои ҷамоли ӯ,
Ки чун ойина аз наззораи рухсори ӯ лолам.

Таназзул аз тариқи равнақи бахтам нигун созад,
Ба ҷуз идбор набвад ҳосили сомони иқболам.

Асое бар кафам имрӯз аз чӯби камон бояд,
Ки ман дар зери бори ишқи ӯ хамгашта чун долам.

Чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, шоҳи авранги сухан Бедил:

---

[1] Шаввол – моҳи даҳуми соли қамарӣ.

«Димоғи шуҳрати анқо надорад резиши болам».

## 281

Нашъа аз майхонаи таҳқиқ мехоҳад дилам,
То зи қайди ҳалқаи зулфи маҷозӣ бигсалам.

Нардбони боми матлаб поя ҷуз ҳиммат надошт,
Шоми навмедӣ зи субҳи муддао омад ба дам.

Рангомези гулистони тавассул шуд ҳаё,
Ғайри ӯ чашмак чу наргис бар рухи дигар задам.

Боли парвози сабукрӯҳӣ надорад ҷуз фано,
Ошён гирад ҳумои матлаб аз авҷи адам.

Сиккаи номи бузургӣ ҷуз ба муҳри хомушӣ
Кай занад доно ба сими қалб ғайр аз ин дирам?

Нақши Беҳзод аст тасвире, ки дар дил бастаем,
Ҳайрати ойинаро тимсоли мо бошад рақам.

Завқи оғӯши тапишҳо ҳамчу мӯ дар оташ аст,
Сӯхтам аз нола, то гаштам чу нол андар қалам.

Аз парешонӣ ба дил ҷамъийяте дорам чу гул,
Танг омад пираҳан, ин ҷома бар тан медарам.

Доғи дил чун лола сомони фанотамҳид шуд,
Сабзаи ин боғ, Туғрал, аз хазон дорад ситам.

## ꧁ 282 ꧂

Обила шуд садди раҳи манзилам,
Дасти карамро араќи соилам.

Рафт дилам дар паи арзи адаб,
Бори амонат накашад маҳмилам.

Дур мабодо зи ҷабинам арақ,
Дод ба тӯфони ҳавас соҳилам!

Меравад аз хеш ба машқи тапиш,
Дод ба тӯфони ҳавас соҳилам.

Сабз нашуд мазраи омоли ман,
Нест ба ҷуз яъс дигар ҳосилам!

Чанд равӣ аз паи ин доругир,
Гашт чу Мансур ҳақ аз ботилам!

Даври сухан омада акнун ба ман,
Силсилаи ҳалқаи ин маҳфилам!

Солики роҳӣ, нашавад боварат,
Ҳар чӣ забон гуфт зи ҳарфи дилам.

Ҳурмати хунам, ки ҳалоли ту бод,
Ноз ба теғи ту кунад бисмилам.

Дӯш гузаштам суи боғи сухан,
Гул дамад имрӯз зи обу гилам.

Туғрал, аз ин мисраи Бедил хушам:
«Бе ту фитодаст дилам бар дилам!»

## 283

Надонам, нашъа аз паймонаи чашми кӣ дар ҷомам,
Занад барҳам дами субҳи нишотам зулмати шомам.

Ба девони хаёлам нест ғайр аз абҷади ишқаш,
Зи нақши ин нигин бошад баланд овозаи номам.

Гули табъам шукуфта аз насими нуктасанҷиҳо,
Саропо дам занад аз пухтамағзӣ меваи хомам.

Тапидам, нола кардам, сӯхтам, бо хеш печидам,
Ба мавҷи беқарорӣ нохудо гардид оромам.

Ҳусули муддао дар чеҳраи даҳр аст нопайдо,
Ба ҷои шаҳд шуд ҳанзал насиб аз даври айёмам!

Майи шодӣ ба ҳар кас қисмат аз рӯзи азал бошад,
Нашуд аз соқии даври фалак як ҷуръа дар комам.

Куҷо ояд маро, Туғрал, ба хотир ҷаннату ҳураш,
Ки ҳамчун ҳола имшаб ман ҳамоғӯши маҳи томам?!

## 284

Набошад ҷуз ҳисоби ғам ба ҷадвал хатти тақвимам,
Ки Маҷнун дар дабистони ҷунун додаст таълимам.

Шуморам нақди имрӯз аз камоли фурсати фардо,
Чу моҳи нав бувад дар маснади таъхир тақдимам.

Басе лофи муҳаббат мезадам дар силки ушшоқаш,
Маро охир ҷувози ин мунодӣ кард тархимам.

Ба муҳри бехудӣ шуд хатми туғрои мисоли ман,
Намебошад ҷуз аҳкоми ҷунун дигар дар иқлимам.

Гудозам карда саррофи қазо дар бӯтаи меҳнат,
Иёри пок дорам, нест аз айби касон бимам.

Аз он рӯзе, ки шуд амрам дар иқлими сухан ҷорӣ,
Ба ҷуз бахти сияҳ набвад ба фарқи хеш дайҳимам.

Чунон сомони доман кардаам кунҷи қаноатро,
Ки андар дил намебошад таманнои зару симам.

Насибе нест ҷуз мероси Маҷнун аз қазо бо ман,
Ҳамин бошад маро аз сарнавишти ҷабҳа тақсимам.

Ба сунбул қиссаи зулфи буногӯшаш баён кардам,
Ба рӯи гул зи хиҷлат то набурд аз шарм таъмимам.

Ба таҳрири табассум аз лаби лаълаш ҳамеҷӯшад
Зулоли зиндагӣ чун мавҷи май аз чашмаи мимам.

Зи роҳи бехудӣ имрӯз монанди сиришки худ
Саре дар пои ӯ меафканам, ин аст тасмимам!

Қалам омад пайи таҳрири мавҷи теғи абрӯяш,
Ҳилол аз чарх чун қавси қузаҳ хам шуд ба таъзимам.

Хушо аз мисраи султони авранги сухан Бедил:

«Шукӯҳу фақри мулки бениёзӣ кард таслимам».

## ~ 285 ~

Нола ҳамон беҳ, ки зи дил сар кунам,
Гӯши фалакро зи фиғон кар кунам!
Тифли дабистони ҷунунам кунун
Нусхаи девони ғам аз бар кунам.
Даҳр шавад сафҳа, найистон қалам,
То ғами ушшоқ ба дафтар кунам!
Дам ба дам аз шавқ чу минои май
Саҷдаи таъзим ба соғар кунам.
Рашҳаи абри карамаш ин бувад –
Ҷабҳаи худро зи арақ тар кунам!
Нест дигар бадрақае ҷуз умед,
Дар раҳи ин бодия раҳбар кунам.
Мерасадам рутбаи авранги ғам,
Хоки кафи пои ту афсар кунам.
Бар вароқи шарҳи парешониям
Зулфи туро риштаи мистар кунам.
Беҳ, ки ба боғ аз қади чун сарви ту
Тарки тамошои санавбар кунам.
Бар рухи набзи раги гул ҳамчу меҳр
Сояи мижгони ту ништар кунам.
Кардӣ ту як ҷилва дар ин чашми боз,
Рақс зи шодӣ чу кабутар кунам!
Соясифат сӯи ту з-афтодагӣ
Пой надорам, қадам аз сар кунам!
Бод ба шамшери ту хунам ҳалол,
Гар сари мӯ ҳурмати ин сар кунам.
Аз ҳунари сайрафии[1] нутқи хеш
Ҳалқа ба гӯши сухан аз зар кунам!
Туғрали махмури майи Бедилам,
«Бода надорам, ки ба соғар кунам!»

---

[1] Сайрафӣ – сарроф.

## 286

Чу гул з-ин боғ як дил ғарқи хунам,
Кас огаҳ нест аз рози дарунам!
Парешонам шабеҳи зулфи Лайлӣ,
Мисоли бахти Маҷнун вожгунам!
Мапурсед аз ману афсонаи ман,
Хароби он ду чашми пурфусунам!
Манам имрӯз Ҳассони маонӣ,
Ба фанни хеш з-Афлотун фузунам!
Муаммои маро ҳар кас нафаҳмад,
Ки ман ин бешаро шери ҳарунам.[1]
Намоям ҳалли мушкилҳои борик,
Калиди қуфли фикри зуфунунам.
Надонӣ матлабам, ҳолам надонӣ,
Агар донӣ, ҳамедонӣ, ки чунам!
Маро хонанд «халлоқулмаонӣ»,
Набудам қабл аз ин, аммо кунунам!
Нарӯяд ҳамчу ман рамзошное
Дар ин кишвар ба аҳди сад қурунам!
Нишони ман ҳарифи тири кас нест,
Маҳакро кай иёри озмунам?!
Агар бо фазл гаштӣ рутба ҳосил,
Дар оғӯши қамар будӣ сукунам.
Валекин чарх бошад сифлапарвар,
Асири қайди ин гардуни дунам!
Қумоши фазлро набвад харидор,
Аз ин савдо ба сар резад ҷунунам!
Маро килки қазо бинвишт «Туғрал»,
Саводи нусхаҳои «коф»-у «нун»-ам.

[1] Ҳарун – саркаш, нофармон.

## 287

Биё, эй боиси шӯри ҷунунам,
Ки чун зулфи диловезат нигунам!

Туӣ он шоҳиди ширинтакаллум,
Ман он Фарҳоди кӯҳи Бесутунам.

Агарчи дурам аз васлат, валекин
Далели шавқ бошад раҳнамунам.

Напурсидӣ зи аҳволам, ки чун аст,
Биё, бингар, ки бе рӯи ту чунам!

Нагуфтӣ дар гаҳи паймону савганд,
Ки бошад бо ту дар ин ҷо сукунам.

Ҳанӯзам дар вафо таслим н-орӣ,
Чу кардӣ дар ҷафоҳо озмунам.

Куҷо шуд аҳду паймоне, ки кардӣ?
Фиребидӣ ба талбису фусунам!

Ба фармони ғамат аз ман чӣ сар зад,
Ки афкандӣ чунин хору забунам?!

Хаёли сӯзани мижгон-ш, Туғрал,
Руфӯ созад ҳама чоки дарунам.

## 288

Ишқи ту балои ҷону динам,
Дарду алами ту ону инам.

Бо ишқи ту шуҳраи замонам,
Гарчанд фитодаи заминам.

Доғам зи ғами ту лолаосо,
Чок аст аз он дили ҳазинам.

Эй сайди камони абруят ман,
Чашми ту ҳамеша дар каминам.

Лаълат ба ситеза мефишонад
Ҳанзал ба даҳан зи ангубинам.

Ҳарчанд ки дурам аз бари ту,
Номи ту бувад хати нигинам.

Рам карда зи мо ғизоли хӯят,
Будаст магар қадар ҳаминам?

Як бор нагуфтӣ аз талаттуф,
К-эй ошиқи зори камтаринам,

Мақсуди ту чист, к-ончунонӣ?
То бу, ки бигӯямат чунинам.

Ҷону дилу дин ба бод додам,
Бо мусҳафи рӯи ту яминам.

Аз ишқи ту суди ман ҳамин бас,
Фарҳод бигуфта офаринам.

Номам чу ба ошиқӣ алам шуд,
Туғрал, шуда сархати ҷабинам.

## 289

Ман аз соқӣ барои дафъи ғам тавқир[1] мехоҳам,
Зи ҷӯши қул-қули мино чу май ташҳир мехоҳам.

Зи наздикони ишқам, гарчи аз тарҳи хирад дурам,
Зи вайронӣ бинои хешро таъмир мехоҳам.

Барои хирмани меҳнат, ки хокаш бар фалак бодо,
Зи барқи дил яке оҳи шарартаъсир мехоҳам.

Зи ишқаш нест ҷуз ҷӯши арақ сомони кори ман,
Саре дар пои ӯ меафканам, ташвир[2] мехоҳам.

Шабе чун шона ҳушам рафт андар кишвари зулфаш,
Аз ин хоби парешон аз ту як таъбир мехоҳам!

Ҷунуномодаи доғи таманнои ғами ишқам,
Ба пои хеш аз зулфи ту ман занҷир мехоҳам!

Ба шамъи орази худ роҳи торикам мунаввар кун,
Ки дар зулмоти гесӯят яке шабгир мехоҳам.

Камар чун хома халқе баста дар шарҳи рухат, лекин
Ман андар мусҳафи рӯи ту як тафсир мехоҳам.

Зи райҳони лабаш маълум шуд эъҷози ёқутӣ,
Ба даври лаъли ӯ як-ду хати таҳрир мехоҳам.

Ба ҷуз сомони ҳайрат нест аз наззораи рӯяш,
Нигоҳе сӯи ӯ аз дидаи тасвир мехоҳам!

Чӣ хуш гуфтаст, Туғрал, ҳазрати мавлои ман Бедил:
«Кушоди кори худ бе нохуни тадбир мехоҳам!»

---

[1] Тавқир – бузург доштан, эҳтиром.
[2] Ташвир – ошӯбу изтироб.

## ※ 290 ※

Оразат офтоб мегӯям,
Наргисатро шаҳоб мегӯям.

Бо ту, эй нури чашм, ҳарфе чанд
Ман зи роҳи савоб мегӯям.

Дил рабудӣ маро ба тори зулф,
Сухан аз печутоб мегӯям.

Эй парӣ, гӯш ҷониби ман кун,
Моҷарои азоб мегӯям.

Лолаосо ман аз ғамат доғам,
Хонаи дил хароб мегӯям.

Рӯзгори маро сияҳ кардӣ,
Холи лаълат ғуроб мегӯям.

Шӯхчашмо, биё ба кулбаи ман,
Ба суолат ҷавоб мегӯям.

Ёди лаълат ҳар он кӣ кард, намурд,
Ин ҳадис аз китоб мегӯям.

Дӯш кардӣ маро нигаҳ, лекин
Ин қадар кай ҳисоб мегӯям?!

Чӣ зи ман, эй табиб, пурсӣ ранҷ?!
Ҷигарамро кабоб мегӯям!

Абри лутфаш ба сар намеборад,
Рашҳае аз сароб мегӯям.

Нуктаҳои висоли ӯ, Туғрал,
Шаби ҳаҷраш ба хоб мегӯям!

## 291

То нигаҳ аз чашми ҳайрон кардаем,
Хонаи ойина вайрон кардаем.

Оламе моро мусаххар шуд магар?
Ёди ангушти Сулаймон кардаем.

Хешро дар маҳфили базми адаб
Баҳри иди васл қурбон кардаем.

Лаззати дардаш гар ин аст, эй табиб,
Бигзар аз мо, тарки дармон кардаем.

Бо вафои ёр ҳамчун зулфи ӯ
Дар шикасти аҳд паймон кардаем.

Ашки навмедӣ зи чашми интизор
Бар дари уммед дарбон кардаем.

Ҷон ба як ними нигоҳаш бохтем,
Мушкили худ сахт осон кардаем.

Чун сароб андар биёбони ҷунун
Аз сиришки хеш тӯфон кардаем.

Мо ғалат пеши лабаш аз ноқисӣ
Қиссаи лаъли Бадахшон кардаем.

Шуд фиғони шона хушк аз тоби ғам,
Равған аз шамъи шабистон кардаем.

Мову Маҷнун хонда дар фанни ҷунун,
З-он сабаб тарки дабистон кардаем.

Гарчи дар ҳаҷрем, аз ёди рухаш
Дам ба дам сайри гулистон кардаем.

Ҳамчу гул имрӯз аз боғи сухан
Маънии бисёр сомон кардаем.

Ҳаббазо, Туғрал, ки Бедил гуфтааст:
«Ёр меояд, чароғон кардаем!»

## 292

Ҳаловат дар дилам аз ишқи ҷонон,
Зи васлаш гаштаам чун ғунча хандон.

Ба сар аз ишқи ӯ сад шӯру ғавғо,
Ба дил аз меҳри ӯ сиррест пинҳон.

Бувад аз ханҷари мижгони нозаш
Ҳазорон рахна андар дину имон.

Яму қулзум шавад пайдо ба олам,
Бисозам гиря чун абри баҳорон.

Чӣ хуш бошад, шавад васлаш муяссар,
Суханҳо гӯям аз ҳар боб чандон.

Ибо нокарда аз лаълаш ситонам,
Иҷозат гар диҳад, бӯсе ба дандон.

Наям аз ошиқони бемурувват,
Ки рӯбам хоки роҳашро ба мижгон.

Мабодо хоре андар раҳгузораш
Зи мижгон афтаду набвад адаб он.

Занам обе ба роҳи ӯ зи дида,
Ки биншинад зи по гардаш бад-ин сон.

Ғуломи ҳалқабаргӯш аст Туғрал,
Биҷӯяд васли ҷонон аз дилу ҷон.

## ❧ 293 ❧

Марҳабо, эй дилбари симинтани симинбадан,
Ҷаъди мушкинат бувад дар гардани ҷонам расан.

То хами абрӯи пайвасти ту шуд меҳроби мо,
Фарз омад саҷда бо пиру ҷавону марду зан.

Ин ҳама бедод, ё Раб, аз куҷо омӯхтӣ?
Ҳаббазо, норафта аз лаъли лабат бӯи лабан[1]

Аз ҳарими даргаҳи худ дур кун ағёрро,
Зоғро лойиқ набошад ошён андар чаман!

Дидаам хубони оламро, ба хубӣ кай бувад
Чун ту шӯхе дар миёни хубрӯёни заман?!

Бӯе аз зулфаш ба Чин муставҷиби ғавғо бувад,
Ин қумоши фитнаро кас чун барад сӯи Хутан?!

Ҳамчу ман, Туғрал, касе дар ишратободи ҷаҳон
Бикри маъниро наёвардаст дар ақди сухан.

---

[1] Лабан – шир.

## 294

Зери бори ишқи ту қаддам дуто хоҳад шудан,
Ёди нахли қоматат он дам асо хоҳад шудан.

Во макун лаъли лаби худ, шӯр дар олам марез,
Булбул аз хандидани гул дар наво хоҳад шудан.

Ҳамчу най аз сӯзи ишқат тавъамони нолаам,
Банд аз бандам зи ҳиҷронат ҷудо хоҳад шудан.

Номаи зулми ту бар каф сар кашам берун зи хок,
Кай туро андешаи рӯзи ҷазо хоҳад шудан?!

Гарчи дурам аз барат, лекин далели иштиёқ
Оқибат сӯи ту моро раҳнамо хоҳад шудан.

Баъди марг аз наргиси хоки мазорам з-интизор
Сад ҳазорон чашм дар роҳи ту во хоҳад шудан.

Нисбати ман бо сагат додию метарсам аз он,
Дар миёни мову он саг моҷаро хоҳад шудан.

Ҳар куҷо ҷинси қумоши ҳусни ӯ ояд ба арз,
Аз ҳуҷуми халқ олам зери по хоҳад шудан.

Туғрал, аз гуфтори худ сомони хиҷлат мекунам,
Аз арақ ойинаам мавҷи ҳаё хоҳад шудан.

## 295

Дар ғами ишқи ту охир нотавон хоҳам шудан,
Оқибат дар хок чун тири камон хоҳам шудан.

Ошиқонро хоксорӣ рутбаи озодагист,
Зери пои тавсанат чун парниён хоҳам шудан.

Во макун беҷо матоъи зулм дар дукkони даҳр,
Нақди савдои туро ман корвон хоҳам шудан.

Он қадар ман дар хаёли шавқат аз худ рафтаам,
Бо хаданги нози ту санги нишон хоҳам шудан!

Қолаби афсурдаам дар роҳат охир хок шуд,
Зери поят гар заминам, осмон хоҳам шудан!

Шукри он давлат, ки эй абрӯкамон, аз ростӣ
Бо хаданги нози ту санги нишон хоҳам шудан.

Зарраосо пеши хуршеди рухи зебои ту
З-инфиъоли нокасиҳо бенишон хоҳам шудан.

Гарчи дар кӯят намеоям ба силки ошиқон,
Чун сагон андар ҳаримат посбон хоҳам шудан.

Ҷои он дорад, ки, Туғрал, фазлро бошад ривоҷ,
Як қалам ҳамчун алиф дар қалби ҷон хоҳам шудан.

## 296

Бо барги рухсори гулат, эй гулбадан, хорам макун!
Нози ғаматро лоиқам, сӯзону дар норам макун!

Озурдаи ишқи туам, н-озору зориро бибин,
Зоре чу ман кам бошадат, бисёр озорам макун!

Сар бохтам ман бо сарат, сарро нагирам аз дарат,
Сардори ишқи бесарам, сардори сардорам макун.

Тӯли каманди кокулат дастам зи дин кӯтоҳ кард,
Бо хоки поят, эй санам, ҷуз зулф зуннорам макун!

Ҷайби қабо кардам қабо, якбора аз пайғоми ту,
Монанди аҳвалтинатон ду дидаро чорам макун.

Омӯхтам дарси ғамат, пур шуд маро дар сина ғам,
Дар синаи ман шуд ғамат, дар сина такрорам макун.

Наврас гуло, бо оразат дил додаму орӣ шудам,
Монанди холи оразе аз бедилӣ орам макун.

Ман Туғрали зори туам, ёрам, на ағёри туам,
Эй ёр, агар ёри манӣ, дар силки ағёрам макун!

## 297

Эй ҷафоҷӯ, андаке қалби маро тафреҳ кун,
Дар машомам аз шамими турраат тарвеҳ кун.

Эй камонабрӯ, ба тири ғамза афкандӣ маро,
Сайди худ магзор бо ғайру накӯ ташреҳ кун.

Ҳамчу ман имрӯз ҳар кас лофи ишқат мезанад,
Нусхаи лавҳи дили ушшоқро тасҳеҳ кун.

Дил ба иқди зулфи мушкинаш агар хоҳӣ гарав,
Ин муамморо ба номи он парӣ тавшеҳ кун.

Гар туро бошад таманнои ҳавои ишқи ӯ,
Рав, иёри хешро аз муддао танқеҳ кун.

Мушкилоти дарси ишқи ёр мехонӣ ҳаме,
Асли мақсадро зи устоди ҷунун тавзеҳ кун.

Субҳи матлаб орзу дорӣ магар аз васли ӯ?
Шоми ҳиҷронро шумори донаи тасбеҳ кун!

Эй ки хоҳӣ обрӯи дину дунё ёфтан,
Ҷуз сулуки ишқ дигар шеваро тасреҳ кун.

Гар намехоҳӣ, ки гардад шуҳрати номат баланд,
Бикри маъниро ба домоди сухан танкеҳ[1] кун.

Гарчи набвад бар дарат ушшоқ дар силки сагон,
Туғрали ошуфтаро аз дигарон тарҷеҳ кун.

[1] Танкеҳ – никоҳ.

## 298

Саводи сурмаи шом аст дар чашми нигори ман,
Ба ҷуз зулмат дигар чизе набинад рӯзгори ман.

Аз он саргаштаам дар водии ишқи парирӯе,
Ки бошад маркази паргори ҳасрат ихтиёри ман.

Набошад ҳосили умрам ба ҷуз доғи ҷудоиҳо,
Куҷо сар барзанад ҷуз лола аз хоки мазори ман?

Чаро меҳри бутон бо ошиқони булҳавас бошад?
Аз ин савдову ғам, ё Раб, табаҳ шуд ҳоли зори ман!

Агарчи дурам аз дидору васли ӯ, вале бошад
Китоби лавҳи девони хаёлаш дар канори ман.

Ҳазор афтода дорад бар сари кӯяш чу ман, лекин
Ба ҷуз савти фироқи ӯ наёбӣ аз ҳазори ман!

Зи бими он, ки наншинад ба чини доманаш гарде,
Ба роҳаш об мепошид чашми интизори ман.

Зи бас кардам таҳаммул дар ғами ҳиҷрони ӯ, Туғрал,
Миёни ошиқон бисёр бошад эътибори ман.

## 299

То кашад аз рух ниқоб он моҳи симинсоқи ман,
Ғӯта дар ҳайрат занад ин дидаи муштоқи ман.

Тоқи абрӯяш бидидам, ҷуфти кулфат шуд дилам,
Рафт дар савдои ӯ бар бод ҷуфту тоқи ман!

Бар сарам афтода то савдои он ширинсухан,
Месазад бар Каҳкашон паҳлӯ занад қалпоқи ман!

Гӯшт аз тан рафт охир дар ҳавои васли ӯ,
Монд дар саҳрои ҳиҷрон устухони қоқи ман!

То бидидам соқи симинаш, дилам бемор шуд,
Ҳаббазо, қурбони соқи ӯ тани носоқи ман!

Дар ҷаҳон мисли қадаш чоқам намегирад дигар,
Баски чун сарви қади ӯ рост бошад чоқи ман.

Туғрали авҷи камолам, сайди маънӣ мекунам,
Лафзи бемаънӣ бувад беҷо, макун итлоқи ман!

## 300

Оҳ аз ҷӯши сафои табъи маънизои ман,
Занги ғам ойинасон бигрифт сар то пои ман!

Оқибат аз дасти найранги Зулайхои қадар
Гӯшаи зиндони меҳнат шуд чу Юсуф ҷои ман!

Меҳри роҳат душманам гардида аз бахти сиёҳ,
Дӯстонро нест ҳаргиз зррае парвои ман!

То шудам ман маҳрами майхонаи базми вуҷуд,
Бодаи ишрат нахоҳӣ ёфт аз минои ман!

Муштарииқболи назмам, лек дар бозори даҳр
Ҷуз қумоши ғам набошад дигаре савдои ман!

Дастбанди даъвиям буд ҳалқаи зулфи бутон,
З-он сабаб шуд баста бе занҷир акнун пои ман!

Гаштам аз туҳмат асири дӯзахи қаҳри адӯ,
Ёди чун гулзори ҷаннат манзилу маъвои ман!

Туғрал, аз ҷаври фалак гаштам асири қайди ғам,
Гар на лутфи Ҳақ бибахшояд ба ҳолам, вои ман!

## ~ 301 ~

Тоби рухат надорад хуршеди тоқи гардун,
Бишкаста қадри ёқут аз ин ду лаъли майгун.

Имрӯз чун ту шоҳе набвад ба мулки хубӣ,
Яксар сипоҳи ғамза ҳамроҳи чашми мафтун.

Ҷорӣ шавад зи чашмам, гирям агар зи ҳаҷрат,
Мардум ба об монад, наҳре шавад чу Ҷайҳун.

Ё Раб, зи зулмкӯшӣ доим чаро ҳамӯшӣ,
Рухро ҳамеша пӯшӣ аз ошиқони маҳзун?!

Ҷоми шароб то кай бо ғайри мо бинӯшӣ?
Эй Лайлии замона, раҳме ба ҳоли Маҷнун!

Андар ҳарими васлат маҳрам ҳамеша ағёр,
Бо мо, ки мурдам аз ғам, лутфе, ба ҳаққи бечун!

Номат ба ҳар сари байт бинҳода ҳамчу тоҷе,
Ҷон шуд бурун, ки Туғрал то вокашид мазмун.

## 302

Шӯхи шаҳрошӯби ман гар беҳиҷоб ояд бурун,
Бо тамошои ҷамолаш офтоб ояд бурун.

Аз майи васлаш рақибон ҷумла яксар комёб,
Сӯи ошиқ он ҷафоҷӯ бо итоб ояд бурун.

Дар чаман бе рӯи ӯ бо гул чӣ сон созам нигаҳ?
Шабнами хиҷлат ба рӯям чун гулоб ояд бурун!

Он қадар бо ёди ӯ аз дида боридам гуҳар,
Мавҷи тӯфони сиришкамро ҳубоб ояд бурун.

Сӯхтам дар миҷмари ишқи ту, эй нозофарин,
Ҳар даме аз дил маро бӯи кабоб ояд бурун.

Бе ту умре ҳамчу най бо нола дорам улфате,
Барқи оҳам ҳар нафас ҳамчун шаҳоб ояд бурун.

Кист, Туғрал, уммати пайғамбари Хизри хаташ,
Эй хуш он пайғамбаре, к-ӯ бо китоб ояд бурун!

## 303

Ба ёди хандаи он лаъли майгун
Шудам чун ғунча дар ин боғ дилхун.

Саводи зулфи ӯ шуд сархати ман,
Бувад сармашқи ман ин бахти вожун.

Ниҳоли қоматаш мумтоз бошад
Ба боғи эътибор аз сарви мавзун.

Каш аз ранги ҳино дасти ҳавасро,
Ки аз хунам бувад пои ту гулгун!

Зи ҳиҷрони ту дарёи сиришкам
Талотум мекунад чун мавҷи Ҷайҳун.

Ба ҳам оғушта дар сурху сафедӣ
Рухаш монанди барфу қатраи хун.

Ба назди Кӯҳкан яксон намояд
Фарозу шеби кӯҳу дашту ҳомун.

Бувад ранги рухи Азро зи Вомиқ,
Тирози домани Лайлӣ зи Маҷнун.

Ба ёди наргису зулфи ту, Туғрал,
Шудам чун айни «коф»-у ҳалқаи «нун!»

## ꧁ 304 ꧂

Буте дорам, ки сад майхона бошад дар канори ӯ,
Бутонро фарз бошад саҷдаи тавфи мазори ӯ.

Набошад боғи имконро гуле ҳамчун гули рӯяш,
Агарчанде ки нашкуфтаст як гул аз ҳазори ӯ.

Гулӯи ташнаам мехоҳад обе аз дами теғаш,
Хуш он соат, ки ҷон бошад шаҳиди интизори ӯ!

Ба хубӣ гарчи набвад дар ҷаҳон монанди ӯ, лекин
Тариқи зулму ойини ситам бошад шиори ӯ.

Нисори хоки пояш туҳфае ҷон дар бағал дорам,
Ба уммеде расад шояд, агар уммедвори ӯ!

Гуле аз гулбуни васлаш тавон чидан аз он боғе,
Ки бошад ошёни мурғи анқо дар чинори ӯ.

Кунун чун кофарон дар ҳукми мансухуламал бошад,
Сулуки доругири дилбарон аз гирудори ӯ.

Набудӣ гар шарики дарси ғам бо меҳнати Маҷнун,
Тавон будан кунун парвонаи шамъи мазори ӯ.

Маро бошад равону рӯҳу ҷисму ҷону тан, Туғрал,
Нисори ӯ, нисори ӯ, нисори ӯ, нисори ӯ!

## 305

Қадри Масеҳо барад лаъли сухандони ӯ,
Иқди Сурайё дарад гӯи гиребони ӯ.

Равзаи Фирдавсро нисбати кӯяш мадеҳ,
Гулшани ҷаннат куҷо, тарфи гулистони ӯ?!

Шаҳнаи ҳиҷрони ӯ он қадарам дур кард,
Менарасад гарди ман ҳеч ба домони ӯ!

Мебарад аз ҳамдамон дар гарав ӯ гӯйи[1] ғам,
Ҳар кӣ агар дил ниҳад дар хами чавгони ӯ.

Кӯҳи Бадахшон агар маъдани лаъл омада,
Махзани гавҳар бувад лаъли Бадахшони ӯ.

Силсилаи зулфи ӯ пой ба доман кашид,
Кай бувадаш мунтақӣ мониъи даврони ӯ?

Сайқали хуршед аз он дод ба рӯяш ҷило,
Буд ғуборе магар аз хати райҳони ӯ?!

Буд навои туаш замзамаи Туғралам,
Шуҳраи офоқ шуд з-он ҳама алҳони[2] ӯ!

[1] Гӯй – тӯби чавгон.
[2] Алҳон – лаҳнҳо, гӯишҳо.

## 306

Шӯхе, ки бигзарад зи дили мо синони ӯ,
Бошад ҳаданги ҳодиса тири камони ӯ.

Дар саҳни боғ ғунчаи нашкуфта з-инфиъол
Хун мехурад зи ҳасрати рашки даҳони ӯ.

Васфи ҳадиси мӯи миёнаш чӣ сон кунам?
Тарсам, зиён расад зи сухан дар миёни ӯ!

Резад ба хок шарбати оби наботро
Вақти сухан ҳаловати шаҳди баёни ӯ.

Бодо ҳамеша, рӯзу шабу лаҳзаву замон,
Чун мардумак ба хонаи чашмам макони ӯ!

Аз ноз агарчи лаб накушояд, маро бувад
Ҷузъи карашмаи нигаҳаш тарҷумони ӯ.

Сити камоли Туғрали мо рафт дар ҷаҳон,
Азбаски шуд ба нахли сухан ошёни ӯ.

## 307

Сарву санавбар шуд хиҷил аз қомати зебои ӯ,
Ошуфта сунбул бо суман аз зулфи анбарсои ӯ.

Як сӯ дарида пираҳан гул аз гули рӯяш магар,
Хун баста дар дил ғунчаро дигар тараф савдои ӯ.

Дар дил ҳавои ишқи ӯ, доғ аст чун ман лола ҳам,
Тире куҷо наншастааст аз наргиси шаҳлои ӯ!

Чун аз хиромон рафтанаш шамшод ҳасрат оварад,
Ваҳ, ин чӣ қадду қомат аст, ҷон аст сар то пои ӯ!

Ояд агар сӯи чаман сарсабз гардад анҷуман,
Хизри набӣ пайдо шавад аз нақши хоки пои ӯ.

Нолам чу най аз дурияш рӯзу шабу шому саҳар,
Бошад, насиби ман шавад як ҷуръа аз саҳбои ӯ.

Азбас ғуломи даргаҳаш гаштанд яксар содиқон,
Туғрал ғуломи содиқ аст, гулшан бувад маъвои ӯ.

### 308

Бурд диламро зи раҳ зулфи сумансои ӯ,
Кард шаҳиди нигаҳ наргиси шаҳлои ӯ.

Гашта ба ҳам тавъамон аз хати килки азал
Дасти ману доманаш, фарқи ману пои ӯ.

Кай бувад андар замин дархури ӯ маскане?
Манзари чашмам бувад манзилу маъвои ӯ.

Гардани сарви саҳӣ хам шуда аз инфиъол
Дида магар дар чаман қомати зебои ӯ?!

Фарши хироми раҳаш чашми умедам бувад,
То нарасад бар замин нақши кафи пои ӯ.

Гарчи Масеҳо ба лаб зинда кунад мурдаро,
Дар фанни эҳёгарӣ раҳ набарад ҷои ӯ.

Ҳар кӣ ба рӯз оварад шоми фироқи туро,
Гар на ба ҳолаш кунӣ раҳм, бувад вои ӯ!

Мешиканад чун хазаф қимати дурри Адан
Ҳамчу суханҳои ман лаъли шакархои ӯ.

Бод туро офарин, Туғрали шоҳинватан,
Кард тамом аз сухан васфи саропои ӯ.

## ∽ 309 ∾

Моҳи тамоми ман, ки манам мустаманди ту,
Мурғи дилам фитода ба доми каманди ту.

Рафтори хеш кабки дарӣ тарк мекунад,
Бинад агар хироми қади дилписанди ту.

Дар мулки ҳусн хусрави фармонраво туӣ,
Дил нест дар ҷаҳон, ки набошад ба банди ту!

Эй қомати баланди ту сармашқи дилбарӣ,
Ҷонам фидои қомати болобаланди ту!

Нарди муфохарат[1] зи фалак мебарад замин,
Зеро ки маҳрам аст ба наъли саманди ту.

Қурбони он шавам, ки туро офаридааст,
Дар ҳар куҷо бувад сухан аз чуну чанди ту.

Лабҳои ғунча во нашавад, гар равӣ ба боғ,
Аз шарми хандаи лаби ширин зи қанди ту.

Ёд аз ҳавои саҷдаи абрӯт мекунад
Туғрал, накарда ваҳм зи теғи паранди ту.

---

[1] Муфохарат – ифтихор.

## 310

Дилбарамро ҳаст, гӯё, сайри саҳро орзу,
Лоларо бошад аз он доғи сувайдо орзу.

Ҳар замон madди нигаҳро рухсати наззора кун,
Бошадат гар аз ҷамоли ӯ тамошо орзу.

Як сухан аз лаъли ҷонбахшаш туро кофӣ бувад,
Гар бувад дар дил туро эъҷози Исо орзу.

Ман гирифтори ваям, булбул асири гул бувад,
Ҳар киро бошад ба дил навъе таманно орзу.

То тавонӣ, гир аз майхонаи чашмаш қадаҳ,
Гар туро бошад хаёли ҷому мино орзу.

Гар азизи Мисрро маҳрам шуд, аммо кай бувад
Ҷуз ҳавои ишқи Юсуф бо Зулайхо орзу?!

Ҳалқаи занҷири ӯ аз ҳалқаи чашмам кунед,
Гар бувад ёри маро халхол[1] дар по орзу.

Хондаам бисёр аз лавҳи китоби навхатон,
Туғрали морост акнун хатти туғро орзу.

[1] Халхол – ҳалқа ё зеваролоте, ки бонувон дар Шарқ дар банди по мебанданд.

## 311

Аз қомати баландат қумрӣ ба лаҳни ку-ку,
Дар печутоб сунбул з-он ҳалқаи ду гесӯ.

Мастона гар хиромӣ аз ноз дар гулистон,
Ғавғову фитна хезад аз тоқи чархи мину.

Дар бӯстони хубӣ мавзунқадон бидидам,
Монанди нахли қаддат сарве наруста дилҷӯ!

Афтода акси мижгон бо чашми сурмасоят,
Дар марғзори сунбул, гӯйӣ, чарида оҳу.

Аз тири таъни ағёр ошиқ чӣ бок дорад,
Гар чун шиҳоб ояд барқи ситам зи ҳар сӯ?

Паҳнои дашти ҳиҷрон чун вусъати ду олам,
Роҳи висоли ҷонон борик аз сари мӯ!

Аз гулшани ҷамолат як гул начид Туғрал,
Хори ҷафои ағёр омад дарозпаҳлӯ!

## 312

Дил пеши ту кашфи роз карда,
Девони ғами ту боз карда.

Аз зулфи ту мекунад ҳикоят,
Афсонаи худ дароз карда.

Қонуни ғамат ба савти ушшоқ,
Зеру бами ишқ соз карда.

Лаббайк занам ба тавфи кӯят,
Оҳанги раҳи «Ҳиҷоз» карда!

Лаъли лаби ту табарзадоро[1]
Беқадртар аз пиёз карда!

Саррофи дукони ишқ моро
Дар бӯтаи ғам гудоз карда!

Аз шӯхии ҷилваи тазарв аст,
К-он бахя ба чашми боз карда.

Бедоду ситам ба ҳоли Маҳмуд
Зулфи сияҳи Аёз карда.

Имрӯз қазо зи номи Туғрал
Унвони сухан тироз карда.

[1] Табарзад – қанд ё наботи сахт; ё тиккаи намаки булӯрӣ, ки бо табар шикаста шавад.

## 313

Эй ишқ, балои ҷон шудастӣ,
Андар дили нотавон шудастӣ.

Кардаст маро фироқ пирам,
Бо ту нигарам, ҷавон шудастӣ.

Розам зи ту гашт ошкоро,
Ту аз чӣ ба дил ниҳон шудастӣ?

Рӯҳам, ки равон шуда ба кӯяш,
Бо рӯҳи манат равон шудастӣ.

Чун тир маро ту рост дидӣ,
З-он рӯй маро камон шудастӣ.

Ёрам ба ман ошно намудӣ,
Аъдои ман ин замон шудастӣ.

Дар ҳар тарафе давонам аз ту,
Ҳар ҷо, ки равам, давон шудастӣ.

Имрӯз ба марғзори ҳуснаш
Дар галлаи ғам шубон шудастӣ.

Сабре бикун, эй дили балокаш!
Хомӯш, ки пурфиғон шудастӣ!

Ҷовид бимон ба ишқ, Туғрал,
Бо ишқ ту ҳамзабон шудастӣ!

## 314

Эй ғунчаи хандони ман, аз бӯстони кистӣ?
В-эй душмани имони ман, аз дӯстони кистӣ?!

Тире зада бар ҷони ман мижгони новакафканат,
Эй турки тирандози ман, абрӯкамони кистӣ?!

Сарви қадат андар чаман бишкаст қадри норван,
Эй аръари тӯбишикан, сарви равони кистӣ?!

Ман тӯтиям шаккаршикан, Ҳиндустонам зулфи ту,
Бо холи ҳиндуи лабат Ҳиндустони кистӣ?!

Аз лаъл меорад бурун гавҳар Бадахшони лабат,
Эй сад Бадахшон дар лабат, ту худ зи кони кистӣ?!

Нолидам аз шаб то саҳар, бишнидӣ афғони маро,
Як раҳ нагуфтӣ, эй санам, к-андар фиғони кистӣ?!

Ҷони маро бе рӯи ту ором набвад дар бадан,
Баҳри Худо, бо ман бигӯ, ороми ҷони кистӣ?!

Дерест бо фикри расо сайди маонӣ мекунӣ,
Эй Туғрали авҷи сухан, аз ошёни кистӣ?!

## 315

Ёди айёме, ки сӯйи мо хироме доштӣ,
Бо каф аз майхонаи алтоф ҷоме доштӣ!

Аз баҳори оразат наззораам мечид гул,
Чун нигаҳ дар хонаи чашмам мақоме доштӣ.

Анҷуманорои базми мо ҳадиси васл буд,
Ҳайфи гуфторе, ки з-он шаккар ба коме доштӣ!

Аз тариқу шеваи аҳду вафо гаштӣ бурун,
Бо мурувват байни хубон гарчи номе доштӣ.

Муждаи пайғоми сад қосид буд анфоси Масеҳ,
Аз лаби ҷонбахш моро гар паёме доштӣ.

Хос буд мар омрову ом буд мар хосро,
Аз навозишҳо, ки лутфи хосу оме доштӣ.

Кулбаи мо, Туғрал, аз хуршед партав мезанад,
Сӯи ин кошона гӯё сайри боме доштӣ.

## 316

Он рӯзи ваъдаи ту сар омад, наёмадӣ*
Нахли умед бо самар омад, наёмадӣ.

Дар интизори ваъдаат андар раҳи Бухор
Мадди нигаҳ зи дида баромад, наёмадӣ.

Гуфтӣ, ки меравам ба Самарқанд назди ту,
Биллаҳ, маҳалли найшакар омад, наёмадӣ.

Баҳри нисори мақдамат, эй гулшани сухан,
Ҷон аз тани фасурда баромад, наёмадӣ.

Бо Туғрал аз навиди ту анқо паём дод,
Бо гӯшам аз вай ин хабар омад, наёмадӣ.

---

* Тибқи ривояте Туғрал ин ғазалро ба устодаш Шамсиддини Шоҳин эҳдо кардааст.

## 317

Оразат хуршеди авҷи дилбарӣ,
Суратат рашки бутони озарӣ.

Барҳаман бинад агар зулфи туро,
Кофарам, гар нагзарад аз кофарӣ!

Дар шаби зулфат дилам раҳ гум кунад,
Субҳи рухсорат намояд раҳбарӣ.

Афтад ошӯбе ба саҳрои Хутан,
Гар диҳӣ бар бод зулфи анбарӣ.

Ламъаи рӯи туро бинад агар,
Маҳ нишинад дар мақоми ахтарӣ.

Аз фалак ояд ба савдои рухат
Бар замин Хуршеду Моҳу Муштарӣ!

Қоф то Қофи ҷаҳон номи ту рафт,
Кас наёрад бар забон номи парӣ.

Дар чаман сарв ар бибинад қоматат,
Сар фуруд орад барои чокарӣ!

Роҳу рафтору равиш гум мекунад
Аз хирому нози ту кабки дарӣ.

Сифлагон, Туғрал, ба шеър оғуштаанд,
Нанг меояд маро аз шоирӣ!

## 318

Бо лаби лаъли ту тӯтӣ накунад ҳамсуханӣ,
Бигзарад пеши ту аз даъвии шаккаршиканӣ.

Сунбули зулфи туро бод парешон созад,
Бишканад анбари сороию мушки хутанӣ.

Гарчи абрӯи ту шуд қиблаи ислом, вале
Бути бутхонаи Чину санами аҳриманӣ.

Сурхии бираи танбули лабатро дида,
Хуни ҳасрат хӯрад аз рашк ақиқи яманӣ!

Ҳеч дар боғи ҷаҳон гул набувад чун рӯят,
Эй гули боғи латофат, зи кадомин чаманӣ?!

Даҳанат вақти сухан гар гуҳарафшон гардад,
Нархи хармуҳра шавад қимати дурри аданӣ!

Ба ман омад зи қазо хатми тамомии сухан,
Хатм шуд бо ту чунон даъвии симинзақанӣ.

Ғунча дар боғ агар лаъли лабатро бинад,
Назанад лоф ба пеши ту зи кӯчакдаҳанӣ!

Гарчи нанг аст туро ошиқии Туғрали мо,
Ба Худо шукр кунам, з-он ки ту маъшуқи манӣ!

## 319

Эй фалак, дод аз ҷафоят, дар чӣ ҳолам кардаӣ?!
Рост будам чун алиф, монанди долам кардаӣ.

Охир, эй гардун, задӣ санги маломат бар сарам,
Зери пои бешуурон поймолам кардаӣ!

Аз чӣ рӯ, эй чарх, чун ман эътиборат дур бод!
Қуръаи беэътибориҳо ба фолам кардаӣ?!

Аз ту, эй Ноҳид, гуфторам навои тоза дошт,
В-аз ҳасад, эй чарх, чун Яъқуб лолам кардаӣ.

Оқибат кори ту гар ин буд, эй гардуни дун,
Аз чӣ дар рӯзи азал қисмат камолам кардаӣ?!

Эй сипеҳри бемурувват, ин кадомин шева аст?!
Нола месозам зи дастат, то чу нолам кардаӣ!

Буд дар ойинаи ман акси сад маънӣ дучор,
Занги ғам бар рӯи миръоти хаёлам кардаӣ!

Рӯзгоре буд, ки медодам ба чизе ман навол,
Хуни ҳасрат, эй фалак, охир наволам кардаӣ.

Ҳамдамонам нокасони ғӯлу аз дониш тиҳӣ,
Суҳбати донишварон амри муҳолам кардаӣ!

Дар ҳавои мӯшикофӣ Туғралам пар мезанад,
То ту, эй гардун, маро дур аз висолам кардаӣ!

# МУСТАЗОДОТ

## МУСТАЗОД

Эй акси рухат ҷон диҳад ойинаи дилро
чун муъҷизи Исо!
Тӯтӣ шуда ҳайрони суханҳои ту, ҷоно,
бо он лаби гӯё!
То бо қади шамшод гузаштӣ суи гулшан,
қумрӣ ба фиғон шуд,
Наргис пайи наззора шавад дида саропо
аз баҳри тамошо.
Аз шарми ҷамоли ту шуда Юсуфи мисрӣ
дар зовияи чоҳ,
Савдои ту доранд ба сар Вомиқу Азро,
танҳо на Зулайхо!
Пироҳани гул дар чаман аз шавқи ту чок аст
аз фурқати рӯят,
Хун баста дили ғунча зи лаъли ту ҳамоно
чун бода ба мино!
Боди саҳар аз накҳати зулфат ба гулистон
овард насиме,
Савсан ба забон таъна зад оҳуи Хиторо,
з-он рафт ба саҳро.
Хизри хати ту дода ба райҳони адаб ноз
аз қоидаи бӯ,
Дар кишвари хубӣ набувад, лолаъизоро,
чун ту шаҳи воло!
То лашкари ҳусни ту ба тороҷ зи ҳар сӯ
овард шабехун,

Чашм аз пайи ҷон бурдану рух аз паи яғмо
дар мулки дили мо!
Туғрал ба хаёли сари зулфи ту асир аст,
растан натавонад,
Занҷир бувад ҳар сари мӯ пои ҷунунро
з-он зулфи мутарро![1]

## РУБОИИ МУСТАЗОД

Ойина ба базми дилкушои ту расад,
эй ҷон, ба нигоҳ,
Ҳам шона ба зулфи мушксои ту расад,
моро чӣ гуноҳ?!
Мо хок шавему сурма манзур афтад,
мурдем зи рашк,
Дил хун шаваду ҳино ба пои ту расад,
субҳоналлоҳ!

[1] Мутарро – тару тоза; ботароват.

# ҚАСОИД

## ҚАСИДАИ БУЗУРГОН

Хонаи ҳастӣ, ки асосаш фаност,
Бому дараш ҷумла ба дӯши ҳавост.
Акси суоли ту ҷавоби ту шуд,
Ҳар чӣ аз ин кӯҳ шунидӣ, садост.
Чанд шавӣ бонии тӯли амал,
Қасри вуҷуди ту, ки бемуттакост?!
Нест ба ҷуз пардаи мизроби ғам,
Зеру бами нағмаи мо з-ин навост.
Сӯхтанам хандаи парвона шуд,
Шамъ кунад гиря ба ҳолам, равост.
Меравам аз хеш чу бӯи суман,
Лек хами зулфи ту занҷири пост.
Баски зи баҳри ту шудам ҳамчу най,
Нолаи ҳар банд зи бандам ҷудост.
Нест касе додраси ҳоли ман,
Ҳамдами шабҳои фироқам Худост.
Дар паси шоми ғамам аз меҳри ту,
Субҳи буногӯши туам раҳнамост.
Вой, ки ман бе ту қазо мекунам,
Дар хами абрӯт намозам адост!
Ном бувад бо ҳама инъоми ту,
Зулфи ту махсус, валекин ба мост.
Гарчи дар авҷи фалакам чун ҳилол,
Ҳосилам аз ишқи ту қадди дутост.
Даст кашидӣ зи паём, эй насим,
Ё магар андар кафи поят ҳиност?!
Раҳм намо, зомини хунам машав,
Туғрали моро, ки ҷаҳон хунбаҳост!

Кӯҳ бувад гарчи ба Туғрал ватан,
Дар ҷабали назм шигарф[1] аждаҳост.
Кист чу ман форисӣ майдони назм,
Гӯйи сухан бо киву чавгон кирост?!
Нест маро фикри фарозу нишеб,
Кӯҳу биёбон ҳама яксон маρост!
Хоҳам агар мисрае андар қалам,
Чанд ғазал қофия ҷавлоннамост.
Ҳар кӣ кунад даъвии ҳамсангиям,
Паллаи мизони[2] вай андар ҳавост.
Модари айём назояд чу ман,
Ҳайф, ки луълуи сухан камбаҳост.
Хондаму дидам сухани шоирон,
Он чӣ ки гуфтанду навиштанд рост.
Бод ба дарёи сухан офарин,
Бедили доно, ки аз ӯ нуктаҳост!
Хотаму пайғамбари аҳли сухан,
Муъҷизаи ӯ ҳама таблиғҳост.
Оҳ, ки Фирдавсию Ватвот ку,
Ҳазрати Саъдию Низомӣ куҷост?!
Анварию Ҳофизи туғро чӣ шуд,
Ҳоҷа Камоле, ки суханозмост?!
Носири Хусрав, ки нарӯяд чу ӯ,
Дар фани ҳикмат ҳамаро раҳнамост.
Мавлавии Рум надонад арӯз,
Лек надими ҳарами кибриёст.
Ҳаст сухан гарчи зи Қатрон басе,
Абри ҳикамро суханаш қатраҳост.
Назми Арӯзӣ, ки ба айни сухан
Дар рамади[3] қофия чун тӯтиёст.
Гар набувад Ҷомӣ қасоидсаро,
Лек чу ӯ маснавигӯе куҷост?!

---

[1] Шигарф – аҷиб, зебо, турфа; камёб ва беназир.
[2] Мизон –тарозу.
[3] Рамад – дарди чашм.

Хусрави ширинсухани кӯҳкан,
Лек ба кӯҳи суханаш қуллаҳост.
Носири дигар, ки бухорист ӯ,
Камсухан аст, лек гумонаш расост.
Чини суханрост чу Хоқони Чин,
Чинии назмаш ҳама рангинсадост.
Гарчи Бисотӣ зи Самарканд буд,
Гар суханаш қанд бигӯӣ, равост!
Сӯзанӣ хайёти сухан шуд, вале
Бахяи ҷайби суханаш аз ҳиҷост.
Тӯтии Туршезии шаккаршикан
Дар шакаристони сухан хушнавост.
Лутфии шоир, ки Нишопурӣ аст,
Хотами ӯро ҳама фирӯзаҳост.
Нест назире ба Назирӣ дигар,
Бештар аз гуфтаи ӯ мадҳҳост.
Садри маонӣ, ки ба садри сухан
Садрнишин дар бари Хоразмшост.
Мисри суханрост Муиззӣ азиз,
Найшакаре чун қади ӯ барнахост.
Буд Саноӣ зи шоирҳудо[1],
Он чи ки гуфтаст, зи ҳамду саност.
Гарчи Разӣ шоири ошиқваш аст,
Розӣ аз ин шева ба ишқи Худост.
Завраќи баҳри сухан аст Азрақӣ,
Шеваи ӯ дур зи зарқу риёст.
Гарчи ки Шаттоҳ бузург аст, лек
Кори сухан дигар аз ин корҳост.
Ҳаст Камоли дигаре з-Исфаҳон,
Теғи забонаш сухани хушҷилост.
Гуфтаи Салмон ҳамаро дидаам,
Шоири хушлаҳҷаи ширинадост.
Унсурию Асҷадию Фаррухӣ
Нағмаи ҳар се ҳама аз як садост.

[1] Шоирҳудо – ҳидояткунандаи шуаро.

Хоҷа Камол аст агар муддаӣ,
Даъвии ӯ дур аз ин муддаъост.
Ӯ кию бо Саъдӣ муқобил шудан?!
Бин, ки тафовут зи куҷо то куҷост?!
Нағмасаро Булҳасани Рӯдакӣ,
Гунбади чарх аз суханаш пурсадост.
Мушфиқӣ дар давлати Абдуллаҳӣ,
Сиккаи нақди суханаш норавост[1].
Гуфти Заҳирӣ бувад андак, вале
Дар ками ӯ маънии бисёрҳост.
Он чи сухан ҳаст зи Хоҷу нишон,
Бар вароқи даҳр вале як-дутост.
Муддаии назм, ки Амъақ бувад,
Тарзи тахаллус ба каломаш гувост.
Мондаст аз Вахшӣ ду-се маснавӣ,
Сайди сухан улфати ваҳшӣ куҷост?!
Гарчи на дилҷӯст каломаш, вале
Воизи Қазвинӣ насиҳатсарост.
Шоҳӣ бурун гаштаст аз Сабзавор,
Боғи каломаш барӣ аз сабзаҳост.
Соиби девона суханҳои пуч
Ҷамъ намудаст, ки девони мост.
Ҳайф зи Қоонии ширинсухан,
Дар чамани назм аз ӯ рангҳост.
Гарчи на ӯ суннию ман шииям,
Лек сухан ории ҳар моҷарост.
Аз паси Бедил ба сухан ҳамчу ӯ
Мазҳари асрори маонӣ куҷост?!
Нест ҳасад шеваи аҳли ҳунар,
Аз сари инсоф гузаштан хатост.
Доди сухан доду гузашт аз ҷаҳон,
Гуфтаи ӯ ҳикмати ҳар кимиёст.
Носири дин, Хусрави Эронзамин,
Дод, ҳар он чиз дили ӯ бихост.

[1] Нораво – ношоиста; пули қалбакӣ.

Ин чӣ тариқи караму бахшиш аст,
Як силаи мадҳ тумони тилост?!
Чун нашавад ҷавҳари теғаш баланд,
Ҷавҳари фӯлод зи устодҳост.
Гарчи Зуҳурӣ ба зуҳур омадаст,
З-омадану рафтани ӯ ғам кирост?!
Субҳи таҷаллӣ зи Хутан сар кашид,
Нофаи назм аз суханаш кимиёст.
Он чи Адо гуфта ба девони хеш,
Гуфтаи ӯ лек зи маънӣ адост.
Шоираи бокира, Махфисухан,
Духтари шаҳ, шуҳра ба Зебуннисост.
Кист Ҳилолию Зулолӣ ба ҳам,
Наргисию Мактабӣ дар кӯчаҳост!
Гуфтаи Шавкат ба шикасти сухан
Муми сиёҳ аст, на чун мумиёст!
Чанд ғазал гуфтаи Носиралист,
Бар дари султони сухан ӯ гадост.
Булфараҷ, он шоири маънибаланд,
Анварӣ дар даъвии назмаш гувост.
Шайх Абӯтолиби Аттор ҳам
Субҳи сухан аз нафасаш атрҳост.
Мирҳусайн аст зи содоти Ғур,
Лек ба токи суханаш ғӯраҳост.
Гар Асадӣ дар фалаки назм буд,
Як тане аз сабъаи[1] сайёраҳост.
Афлаҳи шоир, ки шакарганҷӣ аст,
Аз суханаш махзану ганҷинаҳост.
Хоҷаи бузрук Ҳасани Деҳлавӣ,
Ҳусни суханро зи каломаш гувост.
Дар фани ашъор бувад ӯ ваҳид,
Авҳадӣ ҳарчанд ки аз авлиёст.
Фитрат агар ҳамдами Бедил бувад,
Ҳолааш андар маҳи Бедил Суҳост.

[1] Сабъ – ҳафт; шоир ҳафт сайёраро дар назар дорад.

Нест ба туркӣ чу Фузулӣ дигар,
Бода ҳамон бода бувад, ҳар куҷост.
Уммари Хайём накӯ шоир аст,
Беғазал аст, лек рубоисарост.
Рафт Умедӣ зи ҷаҳон ноумед,
Тавсани Бисмил ҳам аз ӯ қаҳқарост.
Рукни Нишопурии аркони назм
Аз сухани ӯ дару деворҳост.
Маскану маъвои Имомӣ Ҳарист[1],
Муқтадии Саъдӣ, имоми ҳудост.
Шайхи накӯ Озарии хушсухан,
Шаъшаъаи шеъри вай аз шуълаҳост.
Урфӣ, ки аз урфи сухан ғофил аст,
Машҳади назмаш сухани Карбалост.
Буд Ироқӣ зи Ироқи Аҷам,
Сози «Ироқ»-аш арақи ин навост.
Ҳотифӣ гуфтаст яке маснавӣ,
Маснавии ӯ ҳама афсонаҳост.
Нозими бечора ба навъи сухан
Хӯшакаши хирмани маънинамост.
Лек ба як маснавӣ ду ҳафт сол
Шуғл намудан на зи фикри расост.
Аҳлӣ, ки буд аҳли каломи рақиқ[2],
Аҳлану саҳлан ҳама бемарҳабост.
Толиби Омул, ки надорад амал,
Аз амали назм каломаш ҷудост.
Муҳташам ар рафт пайи Анварӣ,
Рӯз сафед аст, пайи ӯ сиёст.
Беҳ, ки Умар лофи сухан кам занад,
Гулшани ӯ маҷмаи хору гиёст!
Ори ман ояд сухан аз дигарон,
Маснади шаҳ орӣ аз ин бӯриёст.
Лек кунун як-ду-се тифланд хурд,
Саъй намоянду расандаш, сазост.

---

[1] Ҳарӣ – ҳиротӣ.

[2] Рақиқ – тунук; каммоя.

Гар нараванд аз паи тавшеҳу ҳазл,
Ҳазлу хурофот зи шоир хатост!
Ҳамди Худованд ба ҷой оваранд,
Мақсад аз шоирӣ ин муддаост.
Шарҳ кунанд матни саноеъ ҳама,
Фош кунанд, он чи ки андар хафост.
Меҳрсифат гар бикунанд тарбият,
Осафи сонӣ, ки вазоратпаност.
Муътамади подшаҳи мулку дин,
Муътамани хусрави кишваркушост.
З-он ки чу Ҳотам ба карам номи ӯ
Шуҳра ба офоқ ба ҷуду сахост.
В-он ки ба илму адабу фазлу ҷоҳ
Сонии иснайн[1] ба зилли Худост[2].
Он ки туӣ соҳиби девони шаҳ,
Ҷуз ту дигар соҳиби девон куҷост?!
Аз пайи осоиши ислому дин
Ин ҳама тадбиру мувосо[3] куҷост?!
Бин, ки Алишери Навоӣ чӣ кард,
Булбули бисёр аз ӯ дар навост!
Буд дараш маҷмаъи арбоби фазл,
То ба кунун аз карамаш қиссаҳост.
Пояат аз пояи ӯ нест паст,
Дастгаҳат беш аз он дастгост.
Гар ба фалак шаққаи[4] ӯ мерасад,
Парчамаш андар аламат як ливост.
Гар шаҳи ӯ буд амири Ҳирот,
Ин шаҳи мо хусрави олитабост.
Ҳазрати шоҳаншаҳи мулки Бухор,
Қадр-ш фузун аз писари Бойқарост!
Пас, зи чӣ рӯ менакунӣ тарбият,
Эй ки туро давлати бемунтаҳост?!

---

[1] Сонии иснайн – дувумин мард аз ду тан.
[2] Зилли Худо – паноҳи Худо, сояи Худо.
[3] Мувосо – ёрӣ.
[4] Шаққа ё шиққа – нимае аз чизе.

Аҳли каломе, ки ба асри туанд,
Суннати пешин на дигар з-ин адост.
Баски дар ин аср бузурги ҳама
Ҳазрати ваҳҳоҷи[1] асолатпаноаст.
Камтарин аз камтари маддоҳи ту
Туғрали Аҳрорнии рангиннавост.
Бод туро давлати насруллаҳӣ,
Хатм ба номи ту кунун ин дуост.

## ҚАСИДА

Соқӣ, ба фасли рабеъ бодаи гулгун биёр!
Чанд тағофул кунӣ?! Мегузарад навбаҳор!
Аз чӣ нишинӣ ҳазин?! Ҳаст аҷал дар камин,
Боби муғон боз кун, вақт ғанимат шумор!
Нест туро аз қазо хатти амонӣ ба умр,
Гардиши гардуни дун ҳаст басе бемадор!
Соқии баҳри сахо, даври ту омад, ба мо
Лутфу тараҳҳум намо бо қадаҳи майгусор!
Ёсуману настаран руста ба саҳни чаман,
Карда ба саҳро ватан лолаи дил доғдор.
Боди сабо то вазид, ғунча дам аз ханда зад,
Булбул аз ин хандааш гиря кунад зор-зор!
Ғозагари субҳ зад шона ба зулфи суман,
Гесуи сунбул ба боғ гашта аз ӯ тор-тор.
Қумрию кабку тазарв, фохтаву андалеб,
Навҳа ба ойини худ карда сар аз ҳар канор.
Даъвии гарданкашӣ кард ба гулзор сарв,
Қомати мино барор, то шавад ӯ шармсор!
Лола дуои қадаҳ хонд басе дар чаман,
Пардаи ӯро бидар, ҷоми ҷаҳонбин барор!
З-абри иноёти Ҳақ ғайси[2] саодат чакид,
Қатра аз ӯ дар садаф гашт дури шоҳвор.

---

[1] Ваҳҳоҷ – фурӯзанда, дурахшон.
[2] Ғайс – борон.

Шабнами авҷи тараб об зада саҳни боғ,
Дидаи наргис шуда маҳви раҳи интизор.
Муғбачаи боданӯш, аз чӣ нишинӣ хамӯш?!
Мавсими гул даррасид, ваҳ, чӣ хуш аст сабзазор!
Духтари разро барор аз ҳарами хум ба базм,
То ки ба домони айш ақд кунем ошкор!
Гашта муҳайё тараб, соқии гулгунсалаб,
Соз қадаҳ лаб ба лаб, то барад аз дил ғубор!
Давлати Доро магӯ, асри Фаридун маҷӯ,
Юсуфи мисрӣ мапӯ, гашта ҳама хоксор!
Маҷлиси Ҷамшед дон, базми Сикандар бихон!
Лола шуда ҷоми май, ойина рухсори ёр!
Даври маҳи оразаш силсилаи зулфи ӯ,
Карда ба ҳам иҷтимоъ меҳр ба лайлу наҳор.
Давраи мо ҳамчунон силсилаи кокулаш,
Лозими бутлон магар ҳеч надорад қарор?!
Мутриби барбатнавоз, барбати худ соз соз,
Соз зи сар гир боз, нағма бурун кун зи тор!
Хезу ба ёрон бидеҳ бодаи сарҷӯшро,
Навбати Туғрал расид, дурд ба ӯ даргузор!

## ТАШБИБИ ҚАСИДА

Соқиё, лабрез кун паймона, омад навбаҳор!
Май хуш аст он ҷо, ки бошад хоса андар сабзазор!
Мужда, эй соқӣ, ки домоди тараб дар боғ шуд,
Наварӯси бодаро аз пардаи иффат барор!
Бода даркаш аз хумистоне, ки эҳсон парварад
Чун шуъои шамс яксон дар ҷиболу дар биҳор!
Ғунча хандид аз насими субҳ дар тарфи чаман,
Лола бо доғи тараб бинишаст андар кӯҳсор!
Ҷаннатосо гашт гулшан аз ҳуҷуми займурон[1],
Аққавонро дида чун наргис ба роҳи интизор.
Бар сари сунбул парешон гашта аз боди саҳар,
Ҳамчунон з-ороиши машшота ҳар сӯ зулфи ёр.

---

[1] Займурон – гиёҳи хушбӯй.

Сарв ҳамчун қомати мино ба саҳни бӯстон,
Навҳаи қумрӣ ба ойине, ки шӯри майгусор!
Саҳми боғ андуд фарроши сабо дар субҳдам,
То нишинад гард аз по, гиря зад абри баҳор!
Андалеб орост оҳанге зи девони висол
В-аз фурӯғи рӯи гул гардид гулшан пуршарор.
Меваи шодӣ ба бор оварда гулзори тараб,
Шохи ҳар нахле дусад гул, ҳар гулеро сад ҳазор;
Сатҳи ғабро[1] чун пари тӯтӣ саросар сабз шуд,
Соқӣ, дар ҷоми зумуррад бодаи гулгун биёр!
Хусрави гетиситон Саййидамир Абдулаҳад
Ҳомии шаръи мубин, шоҳаншаҳи мулки Бухор.
Бошад андар осмони салтанат тобанда меҳр,
Офтоби аҳли олам, сояи Парвардгор.
Маркази паргори дониш, ҳукмрони мулки дин,
Ахтари бурҷи адолат, Кайқубоди рӯзгор.
Кист зоташ? Тавъамон бо тоҷу тахти салтанат,
Чист адлаш? Баррае бо каргас андар марғзор.
Кай аҷаб бошад ба аҳди давлати Дорои дин,
Обу боду хоку оташ ҷамъ оянд ҳар чаҳор.
Бо набӣ хатми набувват, бо ту хатми салтанат,
Дини ӯ то бод, бодо бо ту давлат барқарор!
Резачини хони даргоҳи варо бо даргаҳаш
Резачинӣ карда чун Ҷамшеду Ҳотам бешумор.
Гарна румҳи ӯ набошад муъҷизи дасти Калим
Аз чӣ ҳангоми масофи ӯ шавад чун аждаҳор?
Гар набошад хотами дасти Сулаймон бар кафаш,
Чист фармонаш баранд деву парию мӯру мор?
Ҳар тараф рӯ оварад «насрун миналлоҳ» аз ямин,
Гар ҷаҳонгирӣ кунад «фатҳан қарибан» аз ясор.
Теғи хунрезаш ба каф бинӣ ба ҳангоми набард,
Зоти ӯ моно Алӣ, шамшер-ш гӯйӣ Зулфиқор.
Кӯҳпайкар, бодапаймо ашқаре, к-ӯро ба зер
Дар маҳалли разм ояд кӯҳро кӯҳе савор.

[1] Ғабро – замин.

Ларза дар андоми моҳӣ гар фитад, набвад аҷаб,
Гар ба разм ояд бурун ҳангоми қатлу гирудор.
Ҷумлаи аҳли халоиқ дар замони давлаташ
Пайрави шаръи набӣ аз рӯйи амри кирдгор.
Аз наҳеби савлаташ хасми дижам[1] андар адам
Пеш аз он ояд ба олам дар таманнои фирор.
Лутфи ӯ аз шафқати модар фузун атфолро,
Талхии заҳри аҷал аз қаҳри ӯ беэътибор.
Аз суруши ғайб дӯшам муждае омад ба ман
Баҳри мадҳи хусрави одил, шаҳи гардунмадор.
Мешунидам, ҳотифе мегуфт дар гӯшам ниҳон:
Шоҳро мадҳе намо! Бо хеш кардам ифтихор.
Ман куҷову мадҳ кардан подшоҳеро, ки ӯ
Аз ҷабинсойӣ ба даргоҳаш фалакро нест ор?
Бо вуҷуди он ки нуҳ гардун варо як поя аст,
Васфи ӯ н-ояд зи ман гуфтам, вале беихтиёр.
Варна натвонад адо кардан сифоти офтоб,
Сад забон орад чу савсан зарраи беиқтидор.
Кай ба поён оварад хаффош васфи нурро?
Инчунин андар ҳадиси меҳр шабнамро чӣ кор?
Бандаам, дасти дуо, рӯи ниёз овардаам,
Чашмдорам аз карам, аз лутфи шаҳ уммедвор.
Тору пуди риштаи асли ман аз Аҳрорӣ аст,
Номи беномист бо ман Туғрали маҳзуни зор.

## ДАР ҶАВОБИ ҚАСИДАИ ҲАКИМ ҚООНИИ ШЕРОЗӢ

Соқӣ, қадаҳ лабрез кун з-он май, ки туғён парварад,
Мастӣ фазояд, ғам барад, шодӣ диҳад, ҷон парварад
Майхонаро дар боз кун, соғаркашӣ оғоз кун,
Дилро ба май дамсоз кун, сад гуна алҳон парварад!
Аз бодаи гулгун ба ман саршор деҳ дар анҷуман,

[1] Дижам – андӯҳгин, парешон.

То гӯям аз мастӣ сухан, гуфтори Ҳассон парварад.
Дар зери сарву пои ҷӯ, ваҳ-ваҳ, чӣ хуш бошад сабӯ!
Кардаст бар дил ғам ғулӯ, май деҳ, ки фарҳон парварад!
Фасли баҳор ояд ҳаме, гул дар канор ояд ҳаме,
Савти ҳазор ояд ҳаме, з-он рӯ ки афғон парварад!
Гулшан зумуррадфом шуд, вақти майи гулфом шуд,
Майли ҳама дар ҷом шуд, гар соқӣ эҳсон парварад.
Иҳмол[1] орӣ то ба кай, умрест махмурам зи май,
Фарёд месозам чу най, к-аз най найистон парварад!
З-он май, ки рӯҳафзо бувад, гунг ар хурад, гӯё шавад,
Як ҷуръа дар дарё шавад, сад дурри ғалтон парварад!
Дар дил чаконӣ, ҷон шавад, куфр ар хурад, имон шавад,
Нӯшад малак, ҳайрон шавад, авроди субҳон парварад!
Усфурро анқо кунад, ҷуҳҳолро доно кунад,
Амвотро эҳё кунад, Исосифат ҷон парварад!
З-ӯ мӯр аждарҳо шавад, симурғро аз ҳам дарад,
Чун бар сари анқо давад, ҳукми Сулаймон парварад!
Гул бишкуфад аз накҳаташ, Кавсар хиҷил аз ҳайаташ,
Оби ҳаёт аз лаззаташ дар торикистон парварад.
Дар дил фазояд шӯру шар, савдо барандозад зи сар,
Резад фурӯ ҳамчун матар[2], гавҳар ба найсон парварад!
Як қатра афтад дар замин, гардад замин дурри самин,
Нӯшад агар Рӯҳуламин, ахбори Яздон парварад!
Дилро зиёву нур аз ӯ, танро саросар зӯр аз ӯ,
Моно, ҷамоли ҳур аз ӯ, дар хулд ризвон[3] парварад.
Ғамро барандозад зи дил, з-ӯ оби ҳайвон мунфаъил,
Саққои Кавсар з-ӯ хиҷил, зеро ки эҳсон парварад!
Аксаш агар дар куҳ фитад, беҷодаву гавҳар дамад,
Ҳамчун Бадахшон то абад лаъли дурахшон парварад!
Дар кишвари мулки бадан ҷуз май набошад таҳматан[4]
Ҳар қатрааш дурри Адан, сад ранги алвон парварад!

[1] Иҳмол – сустӣ; саҳл шумурдан.
[2] Матар – борон.
[3] Хулду ризвон – номи боғҳои биҳишт.
[4] Таҳматан –Таҳамтан

Мискин хурад, Ҳотам шавад, зиафсари[1] хотам шавад,
Ҳар дун чашад, Рустам шавад, мулки Сиистон парварад!
Гар баҳра гирад дев аз ӯ, маъдум гардад рев аз ӯ,
Ҳамчун масофи Гев аз ӯ дар ҷанги туркон парварад!
Андар хароботи муғон яксар ҳама, пиру ҷавон,
Аз ваҷд гӯянд ҳар замон: «Май деҳ, ки деҳқон парварад!»
Мутриб, ба савти арғанун лаҳни ироқиро кунун
Аз пардаат овар бурун, маҷлис гулистон парварад!
Ҳай май бидеҳ, ҳай май бикаш, ҳай май бихур, ҳай бода чаш,
Нӯш аз майи хуршедваш, обест, инсон парварад!
Ҷоми ҷаҳонбинаш лақаб, аз соқии гулрӯ талаб,
Ёре бувад ёқутлаб, чун ғунча хандон парварад!
Зулфи сиёҳаш сарнигун, море, ки бошад пурфусун,
Бар гардани худ зуфунун доме, ки печон парварад!
Сарву санавбар аз қадаш, хуршеди тобон аз хадаш,
Бишкаста байзоро ядаш, луълу зи дандон парварад.
Чашмаш ба ҳангоми нигаҳ з-абрӯ қузаҳ, тир аз мижаҳ,
Хуни ҳазорон бегунаҳ бар хок яксон парварад.
Норе бувад рухсори ӯ, море бувад зуннори ӯ,
Бе нори ӯ бемори ӯ бо худ чӣ дармон парварад?!
Бар орази ҳамчун шафақ, бингар, чӣ хуш бошад арақ,
Гулбарги рӯяш ҳар варақ даъвӣ ба бурҳон парварад!
Гул мунфаъил аз рӯи ӯ, шабнам хиҷил аз хӯи ӯ
В-аз кокулу гесӯи ӯ сунбул парешон парварад.
Хизри хаташ ҳодӣ маро, бар оби ҳайвон раҳнамо,
Искандар, аз зулмат баро, зеро ки нуқсон парварад!
Ҳиндуи холашро нигар, бар мусҳафи рӯяш магар
Тарсои шӯхи бехабар дар ҳифзи Қуръон парварад?!
Аз рух ниқоб андозад ӯ, маҳ дар ҳиҷоб андозад ӯ,
Ҳамчун шаҳоб андозад ӯ тире, ки пайкон парварад.
Ояд ба сӯи бӯстон баҳри тамошо аққавон,
Сад чашм орад, то ки он худро нигаҳбон парварад!
Аз лаълат, эй зебосанам, фармон бидеҳ, бӯсе занам,

[1] Зиафсар – соҳиби тоҷ ё кулоҳи шоҳӣ.

Холи сиёҳат барканам, ҳинду на имон парварад!
Бӯсе агар надҳӣ маро, эй дилбари гулгунқабо,
Лабро кушоям бо ҳиҷо, ҳарфе, ки чандон парварад.
Лутфат ба Туғрал ом кун, бӯсе бад-ӯ инъом кун,
Сархуш варо бо ҷом кун, то мадҳи султон парварад.

## ҚАСИДА ДАР МАДҲИ ПОДШОҲ ДАР ҶАВОБИ ҚАСИДАИ ҲАКИМ АВҲАДУДДИНИ АНВАРӢ

Дӯш ошуфтаву нажанду ҳазин
Ҷониби боғ рафтам аз раҳи кин,
То кунам рафъи кулфати пажмон
Аз тамошои лолаву насрин.
Мегузаштам, ки бар лаби ҷӯе
Саф зада як биҳишт ҳуриъин.
Гуфтамаш бо худ: Ин магар хоб аст,
Ки бидидам ба хоб хулди барин?
Ҷуръати рафтанам набуд, валек
Амр шуд, ки биё, ба ҳалқа нишин!
Беибо рафтаму нишастам ман,
Ҷой доданд бо мани мискин.
З-он миён аз яке ишорат шуд,
Кард таъзиму бӯса дод замин.
Рафту овард соғару саҳбо,
Мутрибу чангу шоҳиди ширин.
Бикри зар дар никоҳи шодӣ шуд,
Ки зи мастӣ бад-ӯ диҳад кобин.
Нойӣ оғози нолаи най кард,
Ёфт базм аз дамаш басе тазмин.
Ман ба ҳайрат, ки ин чӣ базм бувад,
Ки надидам ба умри хеш чунин.
Посухам дод з-он миёна яке,
К-ин бувад аҳди давлати шаҳи дин.
Маснадорои кишвари олам,
Корфармои кешу миллату дин.
Он фалакчокаре, ки аз сатват
Дами теғаш зи хун бувад рангин.
Шаҳрёре, ки аз бузургии ӯ

Чарх молад ба остон-ш ҷабин.
Лиллаҳулҳамду вассано, ки туӣ
Ҳомии миллату ҳимояти дин.
Аз вуҷуди ту дӯстон шоданд
В-аз ниҳеби ту душманон ғамгин.
Сели тӯфонӣ, гар биҷунбӣ зи ҷо,
Кӯҳи Қофӣ, намоӣ гар тамкин.
Қатраи обе аз дами теғат
Оташи фитнаро диҳад таскин.
Подшоҳон ҳама пиёда шаванд,
Роизи худ кунӣ ту аз фарзин.
Дарад аз ваҳм заҳраи хоқон,
Азми рафтан кунӣ ба ҷониби Чин.
То назояд замона амсолат,
Кадхудои сипеҳр шуд иннин[1].
Аз саҳоби адолатат имрӯз,
Чун ҳубоб аст хонаи хоин.
Кист к-ӯ нест дар ҷаҳон набувад,
Баҳри таъзими ту сараш ба замин.
Ҳаст хасмат, агарчи Ҷамшед аст,
Мӯҷиби лаъну лоиқи нафрин.
Натавонад муҳандиси кайвон.
Рифъати қадри ту кунад тахмин.
Дев фармонбари Сулаймон шуд,
Баски номи ту кард нақши нигин.
Душмани ту агарчи Баҳром аст,
Менамояд ба чашми ту чӯбин.
Пешат ояд барои қатъи низоъ
Кабку бозу кабӯтару лочин.
Гӯсфанд аз адолатат ба писар
Духтари гургро кунад келин.
Хатти эҳзори ту барад оҳу,
Баҳри даъвӣ ба назди шери арин[2].
Аз тақозои ҳукми ту теҳу

[1] Иннин – ҳез
[2] Шери арин – шери беша.

Гашта меҳмон ба хонаи шоҳин.
Накунад ғайри андалеб фиғон,
Дар замони ту, эй шаҳаншаҳи дин.
Осмон гуфт, мерасад сари шоҳ,
Гашт пинҳон ба сайф аз он Парвин.
Қуллаи хасмро ба хок орӣ,
Гар бувад сад ҳазор ҳисни ҳасин[1].
Подшоҳо, зи хидматат дурам,
Шоҳбайти ту мекунам тазмин.
Чун сарам бар сипеҳр менарасад,
Ки маро мадҳи ту бувад ойин.
Бо дами теғи ту забони маро,
Хусраво, нисбате бувад ба яқин.
Ӯ ба сафват ҷаҳон кунад тасхир,
Ин ба қувват макон кунад рангин.
Ӯ ба ҷиддат сари адӯ буррад,
Ин бигӯяд ҳадис аз такфин.
Бар сари душман ӯ агар тозад,
Бе таваққуф бигӯяд ин омин!
Ӯ дили хасмро ҳадаф созад,
Ин бигӯяд, ки рафт дар Сиҷҷин[2].
Ман намегӯям, ин забони ман аст,
Теғи шоҳ асту лек теғи чунин.
Шаҳрёро, манам, ки мадҳи туро
Бар ҳама халқ мекунам талқин.
Суханам ҳамчу гавҳару дурр аст,
Назди мардум кам аз хазаф лекин.
Нест кас, то шиносад ашъорам,
Поймуздаш бигӯядам таҳсин.
Ман, ки дар баҳри назм ғаввосам,
Мекашам гуна-гуна дурри самин.
Гавҳари ман ба тоҷи шоҳ сазад,
Тоҷро аз гуҳар бувад тазйин.
Дар Самарқанду дар Бухор маро

[1] Ҳасин – устувор.
[2] Сиҷҷин – водие дар ҷаҳаннам.

Ҷуз Худованд нест ёри муъин.
Оҷиз аз рафтанам вагар накунам,
Хоки даргоҳи шоҳро болин.
Шарҳи аҳволи худ туро кардам
Аз карам кун вазифае таъйин,
То бихонанд дар ҳама олам
Сураи Каҳфу сураи Ёсин.
Бод асҳоби Каҳф ёр туро,
То бувад дар ҷаҳон шаҳру синин[1].
Дили хасми ту бод чун маҳи дай,
Хотиратро мизоҷи фарвардин!

## ҚАСИДА ДАР МАДҲИ ШОҲ

Хусраво, мулкат фузун бод аз ҷаҳон,
Тобиъи амрат замин, ҳам осмон!
То нишастӣ бар сарири салтанат,
Ҷуз ба фармонат нагардад осмон.
Хоҳиши тақдир маҳкуми ту шуд,
Баъди Ҳақ ҷуз ту набошад ҳукмрон.
Роятат ҳар ҷо барафрозад алам,
Бишканад қалби ҳама зиафсарон.
Меҳвари гардун таноби хаймаат,
Камтарин аз роҳи қадрат Каҳкашон.
Бо асоси салтанат ойӣ бурун,
Бигзарад фарқат зи фарқи фарқадон.
Қиблаи олам, имоми пешво,
Хусрави панҷум, шаҳи соҳибқирон.
Бар дарат,эй шоҳи Афридунҳашам,
Ҷабҳа сояд Рустами кишварситон.
То сулуки адл ойини ту шуд,
Бартараф шуд шуҳрати Нӯшервон.
Бо ҳазорон чашм аз шаб то саҳар
Даргаҳатро чарх бошад посбон.
Баста муҳкам аз барои хидматат

---

[1] Синин – солҳо.

То абад Ҷавзо камар андар миён.
Нест ҷорӣ бар забони душманат
Рӯзу шаб ғайр аз нидои «ал-амон!»
Бо яке ҷунбиш гирифтӣ баҳру бар,
Кас надида чун ту Искандарнишон.
Подшоҳо, дар замони давлатат
Гум шуда расми тазаллум аз миён.
Менаёяд нолае дар гӯши кас,
Ҷуз фиғони булбул андар гулситон.
Нест иқлиме, ки мафтӯҳат нашуд,
Ҳаст нусрат дар рикобат тавъамон.
Зомини арзоқ бошад дасти ту,
Ай вуҷудат боиси амну амон.
Гар диҳӣ фармон ту дар азли қазо,
Хоҳиши тақдир набвад ҷуз дар он.
В-ар нависӣ ҳукм баръакси қадар,
Кай қазо берун равад як мӯ аз он?
Дар шаби зулмат бароӣ аз ҳарам,
Аз ниҳебат бар фалак афтад қирон.
Мешро бо гург додӣ оштӣ,
Эй халоиқ рамма, ту ҳамчун шубон.
Динпаноҳо, гашта аз инсофи ту
Беибо тиҳу ба шоҳин меҳмон.
Расми хешӣ дар миён овардааст
Адли ту бо рӯбаҳу шери жаён.
Гар ба тасхири ҷаҳон бандӣ камар,
Фатҳ созӣ Қайравон то Қайравон.
Ҷонишини маснади пайғамбарӣ,
Шуд аз он номат шаҳаншаҳ дар ҷаҳон.
Сарнавишту ифтихори аҳли дин,
Обрӯйи миллати исломиён.
Дорад аз фарри Фаридун парчамат
То абад хосийяти бабри баён.
Пеши ҳилмат кӯҳ чун боди хафиф,
Пеши ҳукмат бод чун кӯҳи гарон.
Дар сафи аъдо дарояд лашкарат,

Ҳар яке монандаи пили дамон.
Туъмаи тират ҳама рӯзи набард
Чун ҳумо бошад зи мағзи устухон.
Зӯри бозуйи далерони туро
Душманат он дам, ки хоҳад имтиҳон,
Нест лойиқ дархури савдои ӯ,
То магар таслим созад нақди ҷон.
Пеши қаҳрат талхии заҳри аҷал
Хуштар аст аз шаккари Ҳиндустон.
Теғи хунрезе агар гирӣ ба каф,
Гум шавад афсонаи Чингизхон.
Бар сари душман сипоҳат аз ғазаб
Он кунад-маҳтоб созад бо катон.
Аз русуми адли ту кабки дарӣ
Дар фаши шаҳбоз дорад ошён.
Мулки оламро дарат ҳаблулматин,
Илми ғайбиро каломат тарҷумон.
Сайри боми қасрат ар хоҳад Зуҳал,
Сад ҳазорон сол созад нардбон.
Сад ҳазорон соли дигар ҷон канад,
То расад бар зурваи он остон.
Ёфт зинат маснади шоҳӣ зи ту,
Ҳамчунон к-аз ҷирми Хуршед осмон.
Номи хоқонӣ туро хатм асту бас,
Шоҳи шатранҷанд дигар хусравон.
Хатм шуд шоҳӣ туро, бо ман сухан,
Ҳамчу пайғамбар, ки дар охирзамон.
Хусраво, имрӯз дар даври фалак
Нест чун ман шоири ширинзабон.
Дар Самарқанди чу қанд акнун манам
Ифтихори зумраи Аҳрориён.
Мерасад аслам ба Аҳрори Валӣ,
Дудаи ман бошад аз ин дудмон.
Ман, ки суфтам гавҳари назми туро,
Бар сарам, шоҳо, ту ҳам гавҳар фишон!
Ин замон дар авҷи маънӣ туғралам,

Туғрали ман туғрали чархошён.
То хазон тороҷ созад боғро,
То ҳамал равнақ физояд бӯстон,
Нагзарад аз боғи умрат ҷуз баҳор,
Нашкуфад аз шохи хасмат ҷуз хазон!
Давлатат бодо ҷавону ақл пир,
То бувад андар ҷаҳон пиру ҷавон!
Бе ғаму кулфат ба тахти хусравӣ
Дер мону дер мону дер мон!

## ҚАСИДА ДАР МАДҲИ ШОҲ

Подшоҳо, давлатат ҷовид бод,
Рӯзгорат ҳамчу рӯзи ид бод!
Ахтари фоли муродат Муштарӣ,
Мутриби базми хушат Ноҳид бод!
Орази хасмат чу рухсори Зуҳал,
Чеҳраи бахти ту чун Хуршед бод!
Ҳар куҷо гар сарсари қаҳрат вазад,
Душманатро дил чу барги бед бод!
Қалби аъдоят чу шом аз ғам сияҳ,
Рӯйи аҳбобат чу субҳ испед бод!
Ҳар кӣ ҷуз бар ройи ту коре кунад,
Қалъаи андешаааш тамрид бод!
Ҳар кӣ аз амрат қадам берун ниҳад,
Аз салосил пош дар тақйид бод!
Обу ранги дину миллат баъд аз ин
Дар замони давлатат таҷдид бод!
Бар сари аъдои дин шамшери ту
То абад пайваста мустаҳнид бод!
Дар мазоқи ҳар кӣ бадхоҳи ту аст,
Заҳри ғам то ҳашр бетасъид бод!
Гармии хосийяти табъи асал
Дар мизоҷи фосидаш табрид бод!
Подшоҳе, к-ӯ ба фармони ту нест,

Аз либоси салтанат таҷрид бод!
Дар кафи дасти саҳобосойи ту
То қиёмат хотами Ҷамшед бод!
Пеши таҳқиқоту доругири ту
Гирудори хусравон тақлид бод!
Ай зиёи миллату дин, ҷуз тараб,
Ҳар чӣ дидастӣ, ҳама нодид бод!
Ҳар кӣ бо қасди ту лашкар мекашад,
Лашкари ӯ дур аз таҷнид бод!
В-ар ба қасди ҳар замин лашкар кашӣ,
Фатҳу нусрат з-осмон таъйид бод!
Бахшиши бемунтаҳоят то абад
Дафтару авроқро таҷлид бод!
Ҳаббазо, аъдо зи ту мағлуб шуд,
Марҳабо, дин аз ту дар тамҳид бод!
Роҳи тақрибат биҷӯяд гар касе,
Каъбаи мақсуди ӯ табъид бод!
Ҳар диле, к-он бар хилофат хуш бувад,
Аз сувайдои алам тасвид бод!
Бадсиголи давлатат аз бими ҷон
То ба рӯзи марг дар таҳдид бод!
Гарду хоки пою наъли маркабат
Боми нуҳ қасри фалакро Шед бод!
Ҷуз ба даргоҳи ту кас ҳоҷат барад,
Ҳоҷаташро аз қазо тақъид бод!
Хутбаи миллат ба номат хатм шуд,
Хотами давлат туро тақрид бод!
Бар яминат осмон савганд хӯрд,
Бар ясорат аз фалак таъкид бод!
Хотири Туғрал, ки маддоҳи ту аст,
Чун тилои ҷаъфарӣ ҷаййид бод!
Хонаи шеъри маро аз мадҳи ту
То абад оройишу танҷид бод!
Гарчи гуфторам ба мадҳат шуд баланд,
Дархури чун ту шаҳ ин таҷвид бод!
То бувад андар ҷаҳон уммеду яъс,

Яъсро аз даргаҳат уммед бод!
То бувад дар даҳр расми салтанат,
Аз ту кори салтанат таҷдид бод!
Бо қадат аз дасти хайёти қадар
Сад қабои салтанат тасдид бод!

## ҚАСИДА ДАР МАДҲИ ГУЛШАНӢ

Эй лаъли ту ба нахли вафо ғунчаи адаб,
Илму камолу фазл туро содиқуннасаб,
Дар Машриқи камолу адаб субҳи содиқӣ,
Бошад ба мункири ту сазои Абӯлаҳаб.
Бо рифъати каломи ту кас нест дастрас,
Дасти мухолифони ҷаҳон бод аз ӯ ду таб[1].
Бадхоҳу душмани ту чу моҳӣ ба об бод,
Бодо тани ҳасуди ту дар нори ғам ҳатаб!
Бар рӯи ту ҳар он ки кунад рӯи худ гиреҳ,
Қисмат ба рӯи сахт бари ӯ бувад ҷазаб![2]
Он кас, ки пайрави ту набошад, маро бувад
Чун уммати расул ба мазмуни «ман рағаб».
Фикрам ба васфи зоти ту кӯтоҳӣ оварид,
Кардам аз он Суроҳи камоли ту мунтахаб.
Худ гулшанӣ, ки меваи ту лафзи нозук аст,
З-он ёфтӣ ба халқи ҷаҳон Гулшанӣ лақаб.
Мифтоҳи фазлу назм калиди забони туст,
Ин бахшишест аз карами Ҳақ, на аз касаб.
Назми каломи форс ба номи ту хатм шуд,
Монанди хатми фусҳати Саҳбон, ки дар араб.
Устод Рӯдакӣ сухан аз парда мекашид,
Аз ту сухан валек кашида ба бар салаб[3].
Фарқ аст байни назми туву шеъри Унсурӣ,
Гуфтори ӯст ёбису гуфтори ту ратаб.

---

[1] Ду таб – ду бахш.
[2] Ҷазаб – ҷаззоб.
[3] Салаб – наве аз либос, ҷавшан.

Назми туро Низомӣ муқаллид чаро шавад,
З-ин шева ҷони худ бирасонад агар ба лаб?!
Дар аҳди худ, ки маркази паргори донишӣ,
Дар иҷтимоъи ҳалқаи маҷлис тӯӣ сабаб.
Дар ҳар куҷо, ки аҳли сухан хаймае заданд,
Моно, дар он мақом тӯӣ маншаи тараб.
Ишколи ҷумлагӣ ҳама ҳал аз ту мешавад,
Хоҳӣ сухан зи асл бувад, хоҳ аз насаб.
Баъзе дар он миёна бувад афзалинтисоб,
Лутфи калом баъзе дигарро бувад ҳасаб.
З-ин ҷумла кори баъз бувад навҳаи сафар
В-он дигаре ба кори дигар гашта музтараб.
Эй он ки мулки назм шуморо мусаххар аст,
Аз ҷумла кай мароست таманно яке талаб:
Дорам хаёли он, ки мисам кимиё шавад,
Ҷуз ин мурод ҳеч нахоҳам ба рӯзу шаб!
Бо Туғрал он дуо, ки қарини иҷобат аст,
Созанд ҳадя, то шавадаш ёр лутфи Раб.

## ҚАСИДА ДАР МАДҲИ ГУЛШАНӢ

Соқӣ, бидеҳ ҷоми май, равнақи гулзор шуд,
Чанг бизан, мутрибо, чашм басе тор шуд.
Ҳай, ту барор аз ҳарам духтари разро ба боғ,
Чист тааммул бувад, гул ба сари хор шуд!
Ҳай, ту ба тори рубоб нохуни мизроб зан,
Гӯш ба ҳар парда тоб, айш ба якбор шуд.
Хез, ки омад баҳор, вақти гул асту ҳазор,
Саҳни чаман з-ин шиор таблаи аттор шуд.
Сулсулу кабку тазарв нағмасаро зери сарв,
Бар забари шохи гул балбалаи сор шуд.
Фохтаву андалеб, тӯтию товусу зоғ
Баҳри тамошо ба боғ бар сари девор шуд.
Гул ба чаман ҷомаро карда зи мастӣ қабо,
Аз майи айшаш сабӯ, гӯӣ ту, саршор шуд.

Ғунча даҳан карда во, ханда зада беибо,
Навбаташ аз бехудӣ як-ду-се такрор шуд.
Булбули бедил, шунав мадҳи гул аз Гулшанӣ,
К-аш зи хиромаш чаман гулшани ашъор шуд.
Бонии қасри сухан, Монии нақши заман,
Гавҳару дурри Адан аз суханаш хор шуд.
Он ки ба чавгони назм гӯй зи Саъдӣ барад
В-он ки ба дониш аз ӯ Бӯалӣ бекор шуд.
Он ки зи роҳи сухан фусҳати Саҳбон шикаст
В-он ки ба Ҳассон маро нисбати ӯ ор шуд.
Мӯй шикофад ба назм, гӯй ситонад ба азм,
Ҳар чӣ ки ӯ кард ҷазм, луълуи шаҳвор шуд.
Он ки ба фазлу камол таъна занад бо Камол
В-он ки ба ҷуду навол марҳаматисор шуд.
Баҳр ба пеши дилаш рехта буд аз сароб,
Абр ба назди кафаш омада бемор шуд,
Аз қалами мушкбор ҳар чӣ ки бинвишт ӯ,
Бар сари набзи хирад лек чу тӯмор шуд.
Субҳ, ки аз содиқӣ дам зада бар садди Шарқ,
Аз дами субҳидамаш дам ба дами нор шуд.
Хоки Самарқандро таъна сазад бар фалак,
К-аш ба сари ӯ туро шеваи рафтор шуд!
Эй ба ҳама илм як, з-омаданат хушдилам,
Аз чӣ фаромӯши ту силсилаи пор шуд?!
Эй ки напурсӣ маро омада дар кулбаам,
Дидаи ман з-интизор дар раҳи ту чор шуд.
Гӯш ба арзам намо, бин, ки чӣ гӯям туро:
Кулбаи аҳзони ман бар рухи ту зор шуд!
Туғрали ошуфтаам, мадҳи туро мекунам,
Хилъати меҳмоният зодаи афкор шуд!

## ФИРОҚНОМА
### (Дар ҷавоби «Фироқнома»-и Ҳаким Анварӣ ва Хоҷуи Кирмонӣ)

Фиғон зи гардиши чархи ситамгари ғаддор,
Ҳазор марҳала дурам фиканд аз дилдор!
Сипеҳри каҷрави пурфан маро ба пеш овард
Чӣ ҳолате, ки на ҳадди сукун, на сабру қарор!
Маро ба сар зи маи васли ӯ ғуруре буд,
Кунун ки дурам аз ӯ, ҷои мастӣ асту хумор.
Ба бӯстони латофат ниҳоли қомати ӯ
Ба мисли тӯбию шамшоду сарв хӯшақатор.
Даҳан ба вақти сухан буд ҳуққаи гавҳар,
Намуда лаъли вай аз муъҷизи Масеҳо ор.
Ба ҳар куҷо, ки чу гул ёр хаймазан мешуд,
Ба гирди хирмани моҳаш будам чу булбули зор.
Ба маҳфиле, ки рухи ӯ чароғ меафрӯхт,
Маро набуд чу парвона қисмате ҷуз нор.
Дареғ аз он, ки маро давлате муяссар буд,
Муқими каъбаи кӯяш будам ба лайлу наҳор.
Ҳазор нолаву афғон зи чархи бӯқаламун,
Ки кард оқибати кори ман ба ҳаҷр дучор!
Ту, эй насими сабо, гар гузар кунӣ сӯяш,
Чунон ки дидӣ маро ҳол, сар ба сар пеш ор!
Бигӯ, ки «эй бути номеҳрубони сангиндил,
Зи ҳоли ошиқи дилхаста гаҳ-гаҳе ёд ор!»
Ба шаръи ишқ набошад раво, ки аз ошиқ
Кунанд тарки вафову шаванд з-ӯ безор!
Ба сатри лавҳи дилаш ғайри абҷади ишқат
Наёфтам рақаме, саъй кардаам бисёр!
Забон ба васфи ту бикшодааст чун тӯтӣ,
Ба ҷуз ҳадиси ту дигар намекунад такрор.
Чу моҳи нав ба хами абруят суҷуд орад,
Зи ҷаъди сунбули ту баста дар миён зуннор.
Ниҳоли қомати ӯ аз ғамат дуто гашта,
Хазон шудаст гули умри ӯ ба фасли баҳор!
Гаҳе ба кӯҳи бало ҳаст ҳамдами Фарҳод,
Гаҳе зи ишқи ту Маҷнун ба кӯчаву бозор,
Ба кунҷи зовияи меҳнату алам дидам,
Ки нест ғайри хаёли ту дигаре ғамхор!

Ба интизори қудуми ту фарши раҳ гашта,
Бар он умед, ки монӣ қадам бар ӯ як бор!
Чӣ мешавад, ки ба ӯ аз карам гузор орӣ
Ту, эй нигори қамароразиi парирухсор?!
Пас аз салом расонидан аз мани маҳҷур
Зи рӯи чеҳраи мазмун ту пардаро бардор.
Бигӯй бори дигар, эй насими субҳгаҳӣ,
Ки чашми ӯ ба раҳи интизори туст дучор.
Маро зи тори висоли ту буд пайванде,
Намудӣ қатъ ба миқрози ҳаҷри худ он тор.
Чаро намудӣ аз ин мустаманд худро дур?!
Чаро ниҳодӣ аз ин ғамкашида рӯ ба фирор?!
Ҳазор ҳайф аз он аҳду қавми ту бо ман,
Ки мубталои фироқат намудӣ охири кор!
Бигуфтӣ: «Гул ба гулистон агарчи бисёр аст,
Вале куҷост, ки гул дар чаман бувад бехор?»
Агар туро талаби ганҷу гавҳару сим аст,
Ҳусули ганҷ касеро куҷо шавад бе мор?!
Агарчи ҷумлаи аҳли ҷаҳон ба ҳам ёранд,
Надида дидаи бинанда ёр бе ағёр.
Кашидаам зи ғамат меҳнату ҷафову ситам,
Нагашта улфати ман ғайри кулфату тимор.
В-агарчи шеваи ошиқ ситамкашӣ бошад,
Ситам кунанд ба дилдодагон на ин миқдор!
Нагуфтӣ ҳол туро чун-ст, эй ҷафопеша,
Гузар накардӣ ба болини хастаи бемор!
Ба рӯзи ҳашр халоиқ ҳисоб пеш оранд,
Ҳисоби зулми ту пеш орам, эй ҷафокирдор!
Фиғону нола кунам пеши қодири барҳақ,
Баёни ҷабри ту созам ба Аҳмади мухтор.
Диҳам нишон ҳама он чоки ҷайби мазлумӣ,
Ҳазор навҳа кунам назди чорёри кибор.
Ту он чи кардаӣ бо ман зи рӯи бераҳмӣ,
Ба арз оварам он ҷумла ҳар яке сад бор!
Ба қаъри чоҳ бувад ҳар кӣ солҳо маҳбус
Ва ё ки ҳамдами шеру паланг дар куҳсор;

Ба нӯги сӯзани мижгон агар канӣ сад чоҳ,
Бараҳна з-оташи сӯзон кунӣ агар ту гузор;
Ҳазор назди ту з-ин гуна пеш агар ояд,
Беҳ аст ҷумла зи ҳиҷрони фурқати дилдор!
Агар ба сайри сари кӯи ӯ мақом кунам,
Ҳаловати сари он кӯй беҳтар аз гулзор!
Дар ин диёр, ки ин дам мусофирам бе ӯ,
Аз он диёр, Илоҳо, ба ин диёр биёр!
Агар на қуввати ҷазби ҷамоли ӯ, накашад
Бибаста пои маро ҳалқаи дусад мисмор!
Аз он ки боби висолаш маро шуда масдуд,
Ба сӯзи меҳнати ӯ шукр кардаам ночор!
Қазо ба рӯи мани мустаманд басту кушод
Дари ҳузуру ҳаловат, дари ғаму озор!
Ба зикри номи хушаш аз даҳан шакар резад,
Забон ба васфи камолаш чу теғи ҷавҳардор.
Васийяти мани дилхастаро қабул оред:
Рақам кунед ба лавҳам, ки «ин-т ошиқи зор!»
Куҷо зи хоки мазорам дамад ба ҷуз лола,
Зи баски доғи дили ман бувад бурун зи шумор?
Савои лолаву гул дигаре шавад пайдо,
Яқин, ки чашм ба роҳи вай аст наргисвор.
Ту, эй фиғон, ба сари кӯи ӯ расӣ, аз ман
Бигӯй, ҳар чӣ бидидӣ, ба ӯ ба сад зинҳор,
Ки аз ғами ту чу ойина маҳви ҳайронист,
Ба ҳайрат аст зи ҳаҷрат чу сурати девор!
Аҷаб мадор, гаҳ аз оташи дили худ ар
Бисоти хеш бисӯзонад ӯ мисоли чинор!
Чунон зи ишқи ту саргашта аст, пиндорӣ,
Ки ҳамчу нуқта фитода ба ҳалқаи паргор!
Сабақ зи ҳоли парешони ӯ барад сунбул,
Сиёҳ рӯзу шабаш ҳамчу нофаи Тотор!
Ба ёди хандаи лаъли ту он қадар нолад,
Равад зи дида басе ашки ӯ қатор-қатор.
Манам, ки нолаи ӯям ба гӯшат, эй дилбар,
Расидаам, ки шавӣ то зи ҳоли ӯ ҳушёр!

Кунун ки арзи маро нолаву сабо бо ҳам
Расондаанд якояк ба хоки он дарбор,
Маҳалли он, ки фиғон бозгирам аз сари нав
Ба сони булбули шӯрида нола дар гулзор.
Надида дурри садаф дар ҷаҳон касе чун ту
Бад-ин латофату хубит як дури шаҳвор!
Аз он замон, ки ман аз васли ту шудам маҳрум,
Занад забона дилам з-оташи ғами ту шарор.
Аз он ки толиъи бад ҳамраҳи ман аст ҳар ҷо,
Ҳамеша ҳосили иқболи ман бувад идбор.
Макун шикоят аз ин чархи нилгун, Туғрал,
Ки нест ғайри тазаллум бар ин сипеҳр мадор!

## ДАР МАДҲИ МИРИ СИЁДАТПАНОҲ МИРЗО ТӮРАХОҶАИ СУДУР – ВОЛИИ ВИЛОЯТИ КЕШ[1]

Ҳаббазо, масрур созам хотири ғамкешро,
Арза дорам бо ҷаноби мир арзи хешро.
Арзи аҳвол ин ки эй мири сиёдатинтисоб,
Нисбати зотист бо ту бандаи дилрешро.
То расида мақдами неки ту андар Шаҳрисабз,
Кас намеорад ба хотир ҳокимони пешро.
Гулситони Кешро гул пеш аз ин пажмурда буд,
Обу ранги тоза бахшида ту шаҳри Кешро.
Эй ки ҳар шому саҳар орад барои обхур
Адлу инсофи ту дар як чашма гургу мешро.

[1] Ин вилоят акнун «Қашқадарё» ном дорад, ки баргирифта аз «Кешрӯд»-и форсӣ аст

# МАСНАВИЁТ

## СОҚИНОМА

Биё, соқӣ, эй муқтадои тараб!
Биё, эй ту домоди бинтулинаб![1]
Дили мурдаамро ба май зинда кун,
Ки аз шӯри мастӣ бигӯям сухун!
Биё, соқӣ, эй обу ранги баҳор,
Биё, эй Фалотуни ҳикматшиор!
Ба маъҷуни раз кун диламро қавӣ,
Ки номаш бувад шарбати исавӣ.
Биё, соқӣ, эй офтоби карам,
Ки бе бода умрест дарди сарам!
На сандал ба дафъи хумораш давост,
Маро ҷуръае май беҳ аз кимиёст!
Биё, соқӣ, ҳангоми нӯши май аст,
Баҳори тарабро хазон дар пай аст!
Тағофул макун, баски даврони дун
Ба як дам кунад айши моро забун!
Биё, соқӣ, боби муғон боз кун,
Ба риндони махмур овоз кун,
Ки майхона бикшод пири сахо,
Расад, ҳар кӣ нӯшад зи шоҳу гадо!
Биё, соқӣ, маъҷуни оташмизоҷ,
Ки ҷуз ӯ ба дардам набошад илоҷ.
Худоро, дили реши ман кун даво,
Ки афтодагонро туӣ раҳнамо!

---

[1] Бинтулинаб – духтари ангур; май.

Биё, соқӣ, олам надорад мадор,
Ҳамон бодаи соф аз хум барор,
Ки бо ҳам бинӯшему айше кунем,
Замоне зи андӯҳу кулфат раҳем.
Биё, соқӣ, муштоқи рӯи туам,
Асири хами ҷаъди мӯи туам!
Муҳайёст асбоби базму тараб,
Ба ҷуз рашҳаи[1] шавқи моъи инаб.
Биё, соқӣ, эй садри маҷлиснишин,
Туро мулки хубӣ ба зери нигин!
Туӣ бонии тоқи қасри муғон,
Туӣ ҳукмрони хароботиён!
Биё, соқӣ, эй оразат бӯстон,
Лабат барги гул, чеҳраат арғавон.
Зи зулфат биёшуфта сунбул ба боғ,
Зи рухсори моҳат шуда лола доғ!
Биё, соқиё, ҷон фидои туам,
Ту шоҳӣ ба Муғ, ман гадои туам!
Расидам ба дарбори майхонаат,
Бидеҳ ҷуръае май зи паймонаат.
Биё, соқиё, офтобо, маҳо,
Фалакрутба, маснаднишино, шаҳо,
Ки аҳди баъидест, бебодаам,
Зи шодӣ басе дур афтодаам!
Биё, соқӣ, эй обрӯи муғон,
Биё, эй ту матлуби пиру ҷавон!
Маро кард андешаи даҳр пир,
Ҷавон соз бо бодаам, даст гир!
Биё, соқиё, навбаҳорам расид,
Ба тарфи чаман сарв сар баркашид!
Чу бо сояи сарву дар пои ҷӯ,
Ба ман деҳ зи сарҷӯши май як сабӯ!

[1] Рашҳа – чакра, оби дар ҳоли таровиш.

Биё, соқӣ, минои майро барор,
Ки бурда шуури ҳарифон хумор!
Ба ҷоме, ки Ҷамшед ҳасрат барад,
Бидеҳ, то гиребони ғамро дарад!
Биё, соқӣ, гул ханда зад дар чаман,
Парешон зи боди сабо шуд суман!
Майи софро соғар аз лола кун,
Зи дил дафъи ғамҳои садсола кун!
Биё, соқиё, кӯҳу саҳрову дашт
Саропо чу хатти лаби ёр гашт!
Ҷаҳон равнақ аз Хизри раҳбар гирифт,
Дилам майли минову соғар гирифт.
Биё, соқиё, соз айш ифтитоҳ,
Намо бикри разро ба шодӣ никоҳ!
Хатиби суроҳӣ, бикун хутба сар
Ба оҳанги қул-қул, ба сад шӯру шар!
Биё, соқӣ, эй мояи хуррамӣ,
Биё, эй гули гулшани беғамӣ!
Ҳамоҳанги фарёд чун булбулам,
Зи минот муштоқи як қул-қулам.
Биё, соқӣ, маҷбури даврон шудам,
Фалак бар сар овард рӯзи бадам.
Ба як соғари май маро гир даст,
Ки ман аз азал омадам майпараст.
Биё, соқӣ, эй дастгири ҳама,
Туӣ дар харобот пири ҳама.
Туро субҳа аз дони ангури шавқ,
Туро саҷда бар тоқи абрӯи завқ,
Биё, соқӣ, субҳи буногӯши ту,
Биё, соқӣ, лабҳои майнӯши ту,
Яке аз сипеҳри тараб дам занад,
Яке ханда бар ҳоли мотам занад!
Биё, соқӣ, май деҳ, ки мастам кунад,
Зи мастӣ маро бутпарастам кунад!

Суҷуд оварам тоқи абрӯтро,
Бутонро парастам, на тоғутро!
Биё, соқӣ, эҷоди майхона соз,
Зи лойи таги бода паймона соз,
Ки паймона аз лойи май гар кунӣ,
Куҷо фикри Искандару Кай кунӣ?!
Биё, соқӣ, афтодам аз ёр дур,
Ба ҷоме, ки бахшад диламро сурур.
Карам кун маро, з-он ки ҳастам ғариб
Зи ҳиҷрони дилдору буъди ҳабиб.
Биё, соқӣ, эй ман ғуломи дарат,
Ту шоҳию ман камтарин чокарат!
Ба махмуриям ҷоми шоҳона деҳ,
Маро гар диҳӣ май, ба паймона деҳ!
Биё, соқӣ, мурдам ман аз дурият,
Чу ойина маҳвам зи маҳҷурият.
Биё, акси рухсораи худ намо,
Ки то дидаамро фазояд ҷило!
Биё, соқӣ, аз бода кун розиям,
Барад фикри мустақбалу мозиям!
Зи махмурии май маро ҳол бин,
Танам гашта аз заъф чун нол бин!
Биё, соқӣ, савсан забони сано
Баровардааст ток дасти дуо.
Яке мефиристад санои туро,
Ба омин кушода яке панҷаро.
Биё, соқӣ, бо дидаи ашкбор
Ба роҳат шуда чашми наргис дучор,
Ки то сарви қаддат тамошо кунад,
Чу бо қумрӣ ин роз ифшо кунад.
Биё, соқӣ, эй нахли шодисамар,
Биё, эй санавбарқади мӯкамар!
Аз он май, ки токаш санавбар бувад,
Зи кайфийяташ шӯри маҳшар бувад!

Биё, соқиё, фасли Наврӯз шуд,
Гули боғ аз ту дилафрӯз шуд!
Қадаҳ гир бо дасти байзои худ,
Тунукзарфи майхора кун озмуд.
Биё, соқӣ, умри ту ҷовид бод,
Маро рӯзи васли ту омад ба ёд!
Руфӯ чоки рӯи фироқам намо,
Зи мавҷи майи васл кун риштаро!
Биё, соқӣ, эй ахтари шабфурӯз,
Биё, эй рухат шамъи парвонасӯз!
Ба гирди сарат ҳамчу парвонаам,
Бидеҳ май, ки муштоқи паймонаам!
Биё, соқӣ, эй чеҳраат субҳи дайр,
Биё, оқибат аз ту гардад бахайр.
Бикун маст, аз зӯри май ҳу кашам,
Ҳама рахти худ ҷониби ӯ кашам!
Биё, соқӣ, эй нури чашмони ман,
Биё, соқӣ, эй равнақи ҷони ман!
Зи ҳаҷри ту аз дидаам рафта нур,
Маям деҳ, ки дурам зи ақлу шуур!

## НАВРӮЗНОМА

Ало, эй он, ки шуд иқбол ёвар,
Ба сукккони дарат алтоф бовар!
Туӣ пушту паноҳи халқи олам,
Ба дилрешон туӣ пайваста марҳам.
Ба расми туҳфа кардам нусхае чанд,
Ба номат аз камоли лутф бинанд.
Ба ҳад соле зи ҷумъа то душанбе(ҳ)
Қиёсе кун аз он солаш баду беҳ.
Агар шанбе ояд рӯзи Наврӯз,
Бувад он сол пурбарф, эй дилафрӯз!
Бувад он сол хушку нарх арзон,
Агарчи камтар орад абр борон.
Бувад нуқсони дахлу мева камтар,
Шавад дар соли дигар ғалларо бар.
Валекин кӯдаконро марг бошад,
Аз он нахли падар бебарг бошад.
Агар Наврӯз дар якшанбе ояд,
Ба назми ин сухан фикре биёяд.
Зимистон тангу сармо саҳл бошад,
Ба сарҳо кай ситези ҷаҳл бошад?!
Шавад борони бисёре баҳорон,
Шавад тағйири пунба, ғалла арзон.
Валекин меваааш бисёр гардад,
Баҳори хуб, пур анбор гардад.
Агар душанбе ояд рӯзи Наврӯз,
Ба некиҳои ғалла чашмро дӯз.
Зимистон хушку сармо сахт ояд,
Зимистон пӯстин пуррахт бояд.
Шавад он сол дахли ғалла некӯ,
Вале султон ба лашкар оварад рӯ.
Шавад он сол нархи ғалла арзон,
Агарчи мешавад дар ғалла нуқсон.
Намедонад касе онро, ба ҳар ҳол,
Шавад ғалла гарон дар охири сол.

Агар Наврӯз дар сешанбе ояд,
Яқин, он сол сар то сар беҳ ояд.
Шавад он сол пурборону пурбарф,
Ба арзонии ғалла меравад ҳарф.
Халоиқ ҷумлагӣ осуда бошанд,
Ҳама кас дар фароғат буда бошанд.
Шавад мева қалилу ғалла бисёр,
Бувад беморию марг андак, эй ёр.
Агар шуд чоршанбе рӯзи Наврӯз,
Мапурс аҳволи сол, эй марди дилсӯз.
Дар он сол, эй бародар, ғалла корӣ,
Шавад некӯ зи борони баҳорӣ.
Шавад ғалла талаф, чунки дар он сол
Миёна бошад исм он солро ҳол.
Набошад нархро охир қароре,
Ба мардум марг бошад бешуморе.
Агарчи мардумон гарданд беҷон,
Валекин бештар марги бузургон.
Агар Наврӯз дар панҷшанбе ояд,
«Накӯ сол аст ин» гуфтан нашояд.
Зимистон сахт ояд, мева бисёр,
Валекин кори ғалла саҳл, эй ёр.
Дар он сол, эй бути фархундадидор,
Шавад нархаш гарону марг бисёр.
Агар дар ҷумъа ояд рӯзи Наврӯз,
Зи ҳайронӣ шунав, ин назм омӯз!
Зи ғалла баҳрае гиранд мардум,
Зи ҳар ҷинс аз ҳама беҳтар зи гандум.
Шавад дар мардумон кам мева хӯрдан,
Шавад бо кӯдакон бас маргу мурдан.
Ду-се байт аз Нақибе ёдгор аст,
Чаро к-ин аҳли ҳикматро ба кор аст.
Рафиқо, аз карам ҳар гаҳ ки хонӣ,
Ба сомоне дуое мерасонӣ!

## ТАСДИҚОТ

Ба саҳбои хумхонаи кибриё,
Ба кайфий яти ҷоми ваҳдатнамо,
Ба асрори зоти Худойи аҳад,
Ба осори васфи сифоти самад[1],
Ба такмилсози ҳама кӯтаҳӣ,
Ба лабрезори сабӯи тиҳӣ,
Ба рифъатгузини бисоти фалак,
Ба дорандаи аз само то самак,
Ба созандаи пардаи субҳи чок,
Ба орандаи сабза дар ҷайби хок,
Ба рӯйе, ки мусҳаф бувад номи ӯ,
Ба холе, ки ҳинду бувад роми ӯ,
Ба мӯйе, ки олам муаттар кунад,
Ба бӯйе, ки ӯ таъни анбар кунад,
Ба мастони аз бодаи сармадӣ,
Ба бадри рухи чеҳраи аҳмадӣ,
Ба чашму ба куҳлу ба мозоғи ӯ,
Ба гулҳое аз гулбуни боғи ӯ,
Ба саббобаи[2] ӯ, ки маҳ шуд дуним,
Ба ҷойи Муҳаммад ба доли ду мим,
Ба сидқи Абӯбакру адли Умар,
Ба Усмон, ки нахлаш ҳаё дод бар,
Ба шоҳи шуҷоат ҳужабри Алӣ,
Ба асҳоб, бо хонадони валӣ,
Ба зикри суроҳӣ, дуои қадаҳ,
Ба Тоҳову Ёсину «инно фатаҳ»,
Ба мулки Сулаймону деву парӣ,
Ба тахту нигину ба ангуштарӣ,
Ба Айюби сабру ба Яъқуби ғам,
Ба Мӯсову Туру ба Исову дам,

---

[1] Самад – пок ва яке аз асомии Худо.
[2] Саббоба – ангушти ишорат.

Ба жӯлидамуӯёни гулханнишин,
Ба афсурдатабъони ҳайратгузин,
Ба дилдодагони сукути фано,
Ба ошиқнажодони саброзмо,
Ба фаввораи оҳи маҷнунвашон,
Ба туғёну дарди дили ғамкашон,
Ба бебокии тири ҷайби ҳадаф,
Ба шӯхии фарзанди батни садаф,
Ба озодии қомати норван,
Ба дилҷӯии орази настаран,
Ба дебочаи дафтари ошиқон,
Ба сатри китоби лаби лабхатон,
Ба чоки гиребони мастони шавқ,
Ба мавҷи маю, шӯри тӯфони шавқ,
Ба аҳли хароботи риндони маст,
Ба махмури ҳушёри соғарпараст,
Ба хуни шаҳидони теғи ҷафо,
Ба ҷонбозии ошиқон дар вафо,
Ба бесабрии шабнами чашми тар,
Ба бетоқатӣ, мадди оҳи саҳар,
Ба парвози шаҳбози фикри хаёл,
Ба садди маонии гавҳармисол,
Ба ҳалли муаммои сарбастагӣ
Ба мазмуни мисроъи барҷастагӣ,
Ба гулгунруъофии алфи қалам,
Ба ширинзабонии асрори шам[1],
Ба чашми ғизолони куҳсоргард,
Ба мижгони оҳуи саҳронаврд,
Ба Маҷнуни дашту биёбони ғам,
Ба Фарҳоди кӯҳи ҷафову ситам,
Ба Лайлию Ширини боғи ҷамол,
Ба зебоии Юсуфи бемисол,
Ба хилватнишинони кунҷи ҳарам,
Ба афсурдагони бисоти адам,

[1] Шам – аз решаи шамидан.

Ба хоки мазаллат[1] бияфтодагон,
Ба гирдоби меҳнат фурӯрафтагон,
Ба нозукхаёлони байти дақиқ,
Ба онҳо, ки доранд фикри амиқ,
Ба доғи дили лола дар кӯҳу дашт,
Ба пироҳани гул, ки садчок гашт,
Ба шавқи Зулайхо, ки Юсуф харид,
Ба хобе, ки таъбираш омад падид,
Ба ширинии бодаи иттисол,
Ба айёми фурқат, ба рӯзи висол,
Ба рангинии чеҳраи гулъизор,
Ба ошуфтагиҳои зулфи нигор,
Ба парвонаи шамъи базми вафо,
Ба гармии бозори нозу адо,
Ба гулгунии чеҳра аз тоби май,
Ба чангу рубобу ба танбӯру най,
Ба майхонаву сақфу девору дар,
Ба зарбёву афғони бо шӯру шар,
Ба кукуи қумрию бо саҳни боғ,
Ба кабку тазарву ба буму ба зоғ,
Ба товусу бо сад ҳазор обуранг,
Ба нақши саропои пушти паланг,
Ба маҳви тамошои чашми қадаҳ,
Ба обе, ки дил ёбад аз ӯ фараҳ,
Ба тоқи ду абрӯи меҳроби ту,
Ба дурҷи лаби лаъли сероби ту,
Ба бонги суроҳию нӯши лабон,
Ба гулгунии ҳар ду лаълат, забон,
Ба гавҳарфишонӣ ба вақти сухан,
Ба дур суфтани мисқаби[2] он даҳан,
Ба хандидани лаъли майгуни ту,
Ба рақсидани қадди мавзуни ту,

[1] Мазаллат – хорӣ, зиллат.
[2] Мисқаб – парма, олати шикофкунанда.

Ба шамъи таҷаллӣ, рухи анварат,
Ба парвонаи зори гирди сарат,
Ба махмурии наргиси масти ту,
Ба моҳии дил бурдани шасти ту,
Б тарзи хиромат ба тарафи чаман,
Ба ошуфтани сунбули ёсуман,
Ба дасте, ки бошад карам хӯйи ӯ,
Ба зулфе, ки бошад Хутан бӯйи ӯ,
Ба пироҳани нозук аз барги гул,
Ба ҷоми сароҳию саҳбову мул,
Ба печу хами тоби гесуи ту,
Ба рам хӯрдани чашми оҳуи ту,
Ба тири хаданги нигоҳат қасам,
Ба зуннори зулфи сиёҳат қасам,
Ба наврустагиҳои Хизри хатат,
Ба себи сифоҳонии ғабғабат,
Ба бодоми чашму анори бағал,
Ба хубит аз котиби ламязал,
Ба нури басар, яъне хоки раҳат,
Ба бадри тараб, яъне рӯйи маҳат,
Ба рашҳи ҳаёти ту, яъне шароб,
Ба қувватғизои ту, яъне китоб,
Ба тарзи парешонии кокулат,
Ба серобии рӯйи барги гулат,
Ба урёнии теғи хунрези ту,
Ба бераҳмии ханҷари тези ту,
Ба шамшоди тӯбо, ба сарви баланд,
Ба мавҷи хироми қади дилписанд,
Ба саҳбову соғар, ба софу ба дурд,
Ба ҳар кас, ки аз бодаат баҳра бурд,
Ба авродхонони дар хонақоҳ,
Ба пашминапӯшони таркашкулоҳ,
Ба тороҷҳуши ҳарифони ман,
Ба яғмои фаҳми муқимони ман,

Ба афғони булбул ба гулзор зор,
Ба шодии ононӣ дилдорвор,
Ба ангур, бо панҷаи ток ҳам,
Ба афлок, бо хиттаи хок ҳам,
Ба рахшандакайҳони мисбоҳбахт,
Ба иқболи рангини ботоҷу ба тахт,
Ба субҳи буногӯши Лайливашон,
Ба меҳри сипеҳри дили ғамкашон,
Ба сӯрохи ин синаи чоки ман,
Ба захми дили доғи ғамноки ман,
Ба туйғуни зарринпари офтоб,
Ба шоҳини симинтани моҳтоб,
Ба аҷзу ниёзи мани мустаманд,
Худоро, дари лутф бар ман мабанд!
Ки даврони дун карда ҳолам табоҳ,
Ба ғайр аз ту дигар надорам паноҳ.
Киро такя созам, ки соқӣ туӣ,
Ҷаҳон ҷумла фонию боқӣ туӣ.
Туӣ сатри дебочаи лавҳи дил,
Диҳад бодаат нашъаи Салсабил.
Маям деҳ, ки бошад фалак соғараш,
Зи софӣ занад таъна бо Кавсараш.
Аз он май, ки бошад зи ангури дил,
Бувад дурди ӯ соф аз Салсабил.
Аз он май, ки дафъи хуморам кунад,
Аз он май, ки маҷнуншиорам кунад.
Аз он май, ки чун лаъли гулгун бувад,
Дили ғунча аз накҳаташ хун бувад.
Аз он май, ки ширин бувад чун висол,
Зи мастӣ чу ошиқ кунад гунгу лол.
Аз он май, ки як ҷуръа ҳангоми нӯш
Занад ҷӯш дар хирмани ақлу ҳуш.
Аз он май, ки ёқут рангаш бувад,
Аз он май, ки мастӣ ба ҷангаш бувад.

Аз он май, ки одам кунад хокро,
Уруҷаш занад таъна афлокро.
Аз он май, ки булбул кунад зоғро,
Аз он май, ки оташ кунад доғро.
Аз он май, ки як қатра афтад дар об,
Бурун ояд аз об сад дурри ноб.
Ба ман деҳ, ки дар гӯши маънӣ кашам,
Иёри сухан кун ба май аз ғашам.
Ба қонуни мастӣ бигӯям сухан,
Басе тоза созам ҳадиси куҳан.
Гум аз хат лаби ҷому соғар кунам,
Лаби нома аз рашҳи ӯ тар кунам.
Ба пири харобот гӯям сано,
Ки набвад ба ҷуз ӯ дигар раҳнамо.
Ба роҳе, ки поёни ӯ ӯ бувад,
На роҳе, ки роҳам ба ҳар сӯ бувад.
Бидон, роҳи роҳам намояд агар,
Сазад, пойи худро кунам ман забар[1].
Расам то ба базми ҳарими ҷалол,
Хушо ламъае[2] бинам аз он ҷамол.
Зи ҳастӣ саропо мубарро шавам,
Дигар қатраам, маҳви дарё шавам.
Сухан то куҷо, Туғрал акнун бас аст,
Ки гар маҳрами рози маънӣ кас аст.
На ин ҷо мақоми сухан гуфтан аст,
Ки ин дур куҷо лоиқи суфтан аст?!
Туро нохуни дахли ин тор нест,
Дар ин боргаҳ ҳар киро бор нест.
Дар ин боғ чун гул ту макшой лаб,
Ба қуфли даҳон зан ту мӯҳри адаб!

---

[1] Забар – боло ва низ ҳаракати фатҳа.
[2] Ламъа – шуъла, партав.

## МАСНАВИЕ
**чанд дар хусуси табъи девон ва мӯҷиби чопи он ва зикри аҳбобу дӯстони соъӣ ва ҳар як аз алқобу номи эшон**

Эй ки туро ҳушу хирад раҳбар аст,
Гӯш бикун, ҳуш гарат бар сар аст.
Як-ду сухан аз паи такмили чоп
Бо ту бигӯям ба тариқи ҷавоб:
Ман, ки кунун Туғрали Аҳрориям,
Шуҳраи халқам, зи ҳунар ориям.
Гарчи маро ном бувад дар заман,
Нест зи ман хор ба мулки сухан!
Шеваи ман гарчи бувад шоирӣ,
Аз адабу фазлу камолам барӣ.
Бо ҳама ин оҷизию нокасӣ
Ҷамъ аз ин боғ намудам хасе.
Чидани гул гар набувад дастрас,
Суд бувад чидани ҳар хору хас.
Ман, ки дар ин боғ шудам хоркаш,
Хор бувад дар назарам хубу х(в)аш.
Нарх бувад гар гули гулзорро,
Муфт набахшанд ба кас хорро.
Гарчи гарон аст баҳои гуҳар,
Ҳаст харидори хазаф ҳам дигар.
Ман хазафи худ надиҳам бе баҳо,
Гар найӣ толиб, набувад моҷаро.
Ман ҳам аз ин шева пушаймон наям,
Мӯрам, агарчанд Сулаймон наям.
Мӯрсифат донаи маънӣ кашам,
Соф агар нест иёри ғашам.
Ҷамъ намудам сухани хешро,
Пас шудаам з-он кутуби хешро.
Хостам ин нусха ба матбаъ диҳам,
Бар сари дебочааш афсар ниҳам,

То ки зи ёрони футувватшиор
Хоста аз банда ба чоп ихтиёр.
Аз мадади аххи[1] мурувватнишон
Ҳоҷӣ Муҳаммадқулии тарҷумон,
К-ӯст маро мӯнису ёри қадим,
Тоҷи сари ман шуда чун ҳарфи «мим».
Ашрафи туҷҷор, ки ӯ Лутфӣ буд,
Лутф ба мо карду иноят намуд.
Мазҳари илму адабу фазлу ҷоҳ,
Ҳазрати Ваҳҳоҷи асолатпаноҳ,
Номи шарифаш шуда Исҳоқбек,
Бо ҳама мақбул, чи зишту чи нек.
Аҳмади Васлӣ – шаҳи мулки сухан,
Қомати ӯ – шамъи тавассуллаган,
Ҳиммати худ сарфи ҳамин шева кард,
Бурд зи ақрон аз ин муҳра нард.
Котиби некӯрақами хушбаёз,
Муътамади ҳазрати шаҳ Булфаёз,
Дар қаламу нома аторудҷоҳ,
Муншии девони вазоратпаноҳ.
Гарчи қаровулбегӣ аст мансабаш,
Нест ҷудо аз бари шаҳ як шабаш.
Аҳмади Равнақ, ки зи роҳи карам
Кард басе саъй дар ин кор ҳам,
Буд яке фозили Қурбилақаб,
Қурбати[2] ӯ чопи маро шуд сабаб.
Он қадараш саъй дар ин кор буд,
Гарди ғам аз ойинаи ман зудуд.
Ҳар нафасу ҳар даму ҳар лаҳза ӯ
Дошт дар ин амр басе ҷустуҷӯ.
Бандаи қайюму ғуломи ҳай аст,
Шаккаре чун лаъли лаби ӯ кай аст?!

[1] Ах (ихвон) – бародар.
[2] Қурбат – қаринӣ, наздик; ёрӣ.

Қорӣ Масеҳои фазоилчаман,
Шуҳра ба Тамҳид ба мулки сухан,
Кӯшиши бисёр ҳамекард ӯ,
Буд ба чоки дили ман чун руфӯ.
Он ки дар ин фикр накӯсайр буд,
Нозири авроқ Абулхайр буд.
Сӯи Самарқанд зи мулки Бухор
Аз пайи тамҳид[1] биёмад се бор.
Омадурафташ ба тариқи адаб,
К-ӯст зи хони асолатнасаб.
Кошифи асрори хафии ҷалӣ,
Соъии дигар шуда Раҳмонқулӣ.
Он ки бувад зодаи мавлои ман,
Нест чу ӯ ҳеч ба мулки сухан.
Дар фалаки назм, ки ӯ ахтар аст,
Дидаи бисёр чу ӯ камтар аст.
«Қоф» бувад бар сари исмаш алам,
Шуҳрати ӯ рафта ба офоқ ҳам.
В-он ки ба боғи сухан аст ҳамчу гул,
Маъдани одоб муло Тӯрақул.
Ҳоҷии хушхулқи накӯиттиҳод,
Бӯқаламунмашрабу риндинажод.
Баски аз ин банда тарассуд[2] намуд,
Ӯ ҳам аз ин моида ҳаззе рабуд.
Заргари сарроф, ки дилхоҳ буд,
Дар раҳи ин бодия ҳамроҳ буд.
Ҳасратию Гулхании некрой,
Ҳар ду дар ин сафҳа гирифтанд ҷой.
Буд маро ёри муҳаббатқарин,
Номи накӯномии ӯ Нури дин.
Хоҷаи Аҳрории хотамнишон,
Мири заман, шуҳра ба Исломхон.

[1] Тамҳид – таҳия, омадасозӣ.
[2] Тарассуд – интизор доштан, муроқиб будан.

Хоса, Муҳаммадқулу Лутфӣ ба ҳам
Аз раҳи алтофу тариқи карам,
Хомасифат баста камар бар миён,
Ҳамчу Дупайкар ба карам тавъамон,
Дар садади чопу пайи табъи ӯ
Ҳар ду ба ҳам аз паи номи накӯ.
Ҳар як аз ин ҳар ду футувватасар,
Чи шабу чи рӯзу чи шому саҳар,
Баски дар ин кор намуданд ҷаҳд,
Оқибат ин тифл даромад ба маҳд.
Аз карами холиқи кавну макон
Хайр бувад оқибати корашон!

# МУҚАТТАЪОТ

## ҚИТЪА

Ҷаҳони назмро султон чаҳоранд,
Ки ҳар як боғи донишро баҳоранд.
Аввал Фирдавсӣ, он к-аз хоки Тӯс аст,
Аз ӯ рӯи сухан рӯи арӯс аст.
Дувум Саъдӣ, ки ӯ сар зад зи Шероз,
Расад шерозиёнро бар ҷаҳон ноз.
Севум сарви риёзи Қум Низомӣ,
К-аз ӯ мулки сухан бошад тамомӣ.
Чаҳорум Анварӣ, то сар баровард
Чу оби пок аз хоки Абевард.
Пас аз ин чор устоди ҳунарвар
Суханҳои ману ғайри ман овар,
Навои булбулу асвоти зоғ аст,
Хироми кабку рафтори калоғ аст.

## ҚИТЪАИ ТАЪРИХИ ҶУЛУСИ САЙЙИД ОЛИМХОН – АМИРИ БУХОРО БАР ТАХТИ САЛТАНАТ

Сад шукр Худоро, ки амири одил
Бар тахти падар нишасту зад бар сар тоҷ.
Бо лашкару бо халқи зиёд ӯ кам кард
Ҳармоҳа вазифарову ҳарсола хироҷ.
Аз маъбари[1] обу бандари ин кишвар
Кас нест, ки ҳаббае[2] зи кас гирад боҷ.
Имрӯз барин савлати инсофаш
Шоҳин накунад майли шикори дурроҷ.

---

[1] Маъбар – пул, гузаргоҳ.

[2] Ҳабба – воҳиди вазн, миқдори кам.

Шоҳо, ба Худо, ки ту худомонандӣ
Дар байни шаҳон ба мунтаҳои меъроҷ.
Аз баҳри ҷулуси шаҳ ба тахти Тӯрон
Бо пири хирад басе намудам идроҷ[1].
Гуфто, ки «хирад ҷулуси шаҳ», аз ин шаҳ
Бо шаръ ба миллати бадин бод ривоҷ!

## ҚИТЪАИ ТАЪРИХИ ИТМОМИ ДЕВОН

Эй бод, агар гузаштӣ бар хоки кӯи Бедил,
Зинҳор мерасонӣ бо ӯ саломи Туғрал.
Баъд аз салом гӯяш, к-эй шоҳи мулки маънӣ,
Бодо қабули самъат яксар паёми Туғрал.
Кас аз пайи ту з-ин раҳ дар кишвари сухан рафт,
З-он рафт дар замона ҳар сӯй номи Туғрал.
Сити[2] каломаш акнун бигрифт Қоф то Қоф,
Мазмуни сайди ваҳшӣ гардид роми Туғрал.
То он ки гашт Туғрал аз ҷон ғуломи Бедил,
Дар мулки назм гашта халқе ғуломи Туғрал!
Ҷовид метавон буд саргарми айши маънӣ,
Гар ҷуръае ба комат ояд зи ҷоми Туғрал.
Бигзаштаам зи хомӣ, шогирди пухтагонам,
Аз ҳақ назиҷ[3] бодо пайваста хоми Туғрал!
«То»-яш зи тӯтии нутқ, «ғайн»-аш зи ғунчаи дил,
«Ро»-яш зи ранги гулшан в-аз лутф «лом»-и «Туғрал».
Аз пири ақл ҷустам соли тамоми девон,
То шаҳди маъниеро резад ба коми Туғрал.
Дар баҳри фикр ақлам зад ғӯта ҳамчу гавҳар,
Об аз адаб кашиду гуфто: «Каломи Туғрал!»

---

[1] Идроҷ – дарҷ кардан.
[2] Сит – овоза, шуҳрат.
[3] Назиҷ – пухта, расида.

# М У С А М М А Т О Т
# МУХАММАСОТ

## МУХАММАС

Сарнавишти ҷабҳа медонем нақши потро,
Қисмати тақдир мехонем мо ғамҳотро,
Боиси шӯри қиёмат қомати раънотро,
Равнақи бозори шаккар хандаи лабҳотро,
Ноиби Исои Марям лаъли рӯҳафзотро!

Қомататро норван сармашқи озодӣ кунад,
Абруятро моҳи нав иқрори устодӣ кунад,
Наргисатро мардумак таълими бедодӣ кунад,
Ишваат бо сад фусун оҳанги сайёдӣ кунад,
Алғараз, холӣ надидам аз ҳунар як ҷотро!

Гар хиромад сарви озодат ба гулгашти чаман,
Шохи тӯбо бишканад, аз по дарояд норван[1],
Хун шавад мушк аз хатат дар нофи оҳуи Хутан,
Гул дарад аз оразат ҷайби қабову пираҳан,
Офарин, эй мири хубон, ҳусни беҳамтотро!

Дар бисоти оразат нарди тамошо бохтам,
Аспи нокомӣ ба роҳат ман зи фарзин сохтам,
Ҳалқаи доми ғуломиро ба гӯш андохтам,
Чун пиёда дар рикоби тавсанат метохтам,
Аз карам як раҳ накардӣ, шоҳи ман, рухмотро.

[1] Норван – дарахти серсоя.

Туғрал, аз рамзи лабат як нукта ифшо мекунам,
Шӯрише дар арсаи таҳқиқ барпо мекунам,
Ҳуҷҷате ман аз хати лаълат ҳувайдо мекунам,
Дар миёни шоирони мулк даъво мекунам,
Шоҳидам бошӣ ту, набвад ҳоҷате исботро!

## МУХАММАС БАР ҒАЗАЛИ НОЗИМ

Надорад боби сарлавҳи китоби ишқ ҷадвалро,
Парешонӣ бувад ҷамъийят ин даври мусалсалро,
Чӣ мепурсӣ зи Маҷнун нуктаи дарси мутаввалро,
Муҳаббат бо ҷунун якранг созад ақли аввалро,
Ба фикри шолпӯшӣ афканад тасвири махмалро!

Шукӯҳи баҳри раҳмат аз гуноҳи осӣ афзояд,
Дари ин ганҷи шафқат ҷуз калиди ҷурм накшояд,
Сазовори тараҳҳум ҳар киро исён фузун ояд,
Ба тақсире хилофи ваъда аз лутфаш намеояд,
Кӣ мегардонад аз роҳи нузул оёти мунзалро?

Хаданги дӯст дар чоки дили ошиқ руфӯ[1] бошад,
Дар ин тоат гар аз худ дасти худ шӯӣ, вузӯ бошад,
Вагарна бода хоҳӣ, дархури мино сабӯ бошад,
Заифонро зиёд аз сарфарозӣ обрӯ бошад,
Ба ҷӯш оварда қурби шамъи маҳфил дуди машъалро.

Барои ваҳми исён хешро ҳар дам чӣ озорӣ?!
Ҳамон беҳтар, ки ин андешаро аз дил бурун орӣ,
Ба назди ҳимматаш ҷурми ману ту нест миқдоре,
Машав пок аз гунаҳ, гар орзуи мағфират дорӣ,
Ки лутфе нест бо ойинаи безанг сайқалро!

[1] Руфӯ – ислоҳи ҷома, дарбеҳ.

Магӯ дарси румузи ишқро, Туғрал, агар донӣ;
Ба домони хаёли ин хасон то кай гулафшонӣ?!
Нафаҳмад зоҳид аз мазмуни ин асрори пинҳонӣ,
Хавоси ишқ бар осудагон, Нозим, чӣ мехонӣ?!
Ғубори ҷабҳа медонад сари бедард сандалро!

## МУХАММАС БАР ҒАЗАЛИ ҚУРБӢ

Кош бибинам чу гул ман ба чаман ёрро,
Арзи тамошо диҳад ҷилваи рафторро,
Маҳви таҳайюр кунад ӯ дару деворро,
Оҳ, аз он дам, ки ман қомати дилдорро
Ҷой диҳам чун нигаҳ дидаи хунборро!

Ҳамчу гули рӯи ӯ нест гуле дар чаман,
Нест чу қаддаш дигар шамъи таҳайюрлаган,
Тарзи хиромаш бувад фитнаи ҳар марду зан,
Мусҳафи рухсори ӯ ҳини тамошо ба ман
Ояти машъалнамост нуктаи асрорро.

То зада бар оразаш ҳалқа ду зулфи накӯ,
Дарси ғамаш хондаам шонасифат мӯ ба мӯ,
Сӯзани фикраш кунад чоки диламро руфӯ,
Бар сари ман хок беҳ, хоки кафи пои ӯ
Куҳли[1] таманно бувад дидаи ағёрро!

Сарв набошад ба боғ чун қади ӯ як қалам,
Хаста зи рухсори ӯ гул ҷигар аз хори ғам,
Ёфт зи оҳам магар парчами ишқаш алам,
Шаб ба фироқаш басе нола задам аз карам,
Ҳотами ашкам намуд симу зар эсорро!

[1] Куҳл – сурма.

Баски зулоли лабаш хубтар аз Кавсар аст,
Чун суханаш дар Адан дурру гуҳар камтар аст,
Хоки қудумаш аз он бар сари ман афсар аст,
Сабзаи гулранги ӯ аз чаман афзунтар аст,
Рӯи гулаш кам занад равнақи гулзорро.

Нест ба Мисри ҷамол ҳеч чу ӯ подшаҳ,
Маскани Юсуф аз он омада дар зери чаҳ,
Таъна занад рӯи ӯ бар рухи хуршеду маҳ,
Пеши рухаш кам бувад моҳи шаби чордаҳ,
Раҳ ба даҳонаш барӣ, даҳ фиканӣ чорро!

Баски зи лаълаш шудам ғарқа ба хуни ҷигар,
Гиря кунам шамъсон ин ҳама шаб то саҳар,
Ӯст уқобу манам Туғрали беболупар,
Менакунад бар дилаш нолаи Қурбӣ асар,
Гӯши шунидан надошт нолаи беморро!

## МУХАММАС

Оқибат абрӯи ту тороҷи имон карду рафт,
Чашми махмурат зи мастӣ ғорати ҷон карду рафт,
Каъбаи дилро рухат бигдохт, вайрон карду рафт,
Шарбати лаълат халал дар шаккаристон карду рафт,
Акси рухсори ту сад ойина ҳайрон карду рафт.

Баски зоҳид оварад бо тоқи абрӯят суҷуд,
Зуҳра аз тоби ҷамолат нағмаву афғон суруд,
Заррае аз партави ҳуснат ба Юсуф рӯ намуд,
Сад Зулайхо дар раҳаш афтод, рух дар хок суд
В-арна Юсуфро фироқат маҳви зиндон карду рафт.

Дам ба дам аз накҳатат боди сабо орад ба ман,
Қомати зулфи кажат бишкаст бозори чаман,
Аз хиҷолат сар ба зер афканд сарву ёсуман,
Аз саводи наргисат бепарда шуд мушки Хутан,
Тори гесӯи ту сунбулро парешон карду рафт.

Аз фироқат лаълу ёқуту садаф дарё гирифт,
Булбул аз шавқи гули рӯят чаман маъво гирифт,
Оҳу аз шасти хадангат домани саҳро гирифт,
Ҳар кӣ аз майхонаи чашми ту як саҳбо гирифт,
Ҳамчу Маҷнун умрҳо сар дар биёбон карду рафт.

Лаб ба зикри мадҳи ту зебо тараннум мекунад,
Ғунчаи табъам ба тавсифи ту, ҷоно, бишкуфад,
Қоматам аз лоғарӣ чун бед ҳар сӯ мехамад,
Инчунин раъно туро кардаст султони аҳад,
Хомаи тақдирро хатти ту ҳайрон карду рафт!

Раҳм кай дорад ду абрӯят зи қатли мардумон,
Ханҷари мижгони ту сад рахна зад бо қалбу ҷон,
Мерабояд ҳушам аз сар мардуми чашмат чунон,
Мекашад зуннори зулфат дин зи дастам ҳар замон,
Кишвари мулки вуҷудам кофаристон карду рафт!

## МУХАММАС

То ба боғи ҳусн нахли қоматат шуд ҷилвагар,
Шохи тӯбӣ гашт аз бори хиҷолат пурсамар,
З-оташи ғам сӯхт қумриро саропо болу пар,
Сарву шамшоду санавбар пеши пот андохт сар,
Чашми наргис шуд ба сӯи бодаи ҳайратасар.

Сунбул аз зулфи чалипоят парешонҳол шуд,

Савсан аз тарзи адоят маҳв гашту лол шуд,
Ғунча аз хандидани лаъли лабат беҳол шуд,
Аз такаллум карданат тунги[1] шакар помол шуд,
Дар чаман, эй шӯх, афкандӣ ту ошӯби дигар!

Кофари он наргиси афсунгари беморатам,
Зойири бутхонаву ҳам толиби зунноратам,
Дил макан аз ман, ки, эй бадмеҳр, ман даркоратам,
Куштаи мижгони нозу мардуми хунхоратам,
Аз раҳи шафқат, Худоро, бар сари хокам гузар!

Ғайрро бо рағми ман сармасти ҷомат мекунӣ,
Бар сарам ҳар лаҳза теғи бенаёмат мекунӣ,
Шӯру ғавғои қиёмат аз қиёмат мекунӣ,
Сулсулу дурроҷро акнун ғуломат мекунӣ,
Баски набвад ҳеч нахле чун қадат бозебу фар!

Лимуи сафрои ман бошад турунҷи ғабғабат,
Қути ҷону қуввати дил шавқи ёқути лабат,
Рӯзи ҳиҷронам сияҳ аз дурии зулфи шабат,
Фанни зулм омӯхт устоди ту андар мактабат,
Ҳоли бадомӯзи ту бодо зи ҳоли ман батар!

Гул қабои хешро сад чок зад аз рӯи ту,
Хун шуд андар нофи оҳу мушк аз гесӯи ту,
Шуълаи ҷаввола[2] хокистар шавад аз хӯи ту,
Рашк ояд боғи ҷаннатро зи хоки кӯи ту!
Маҳрами хоки дарат дорад зи сад ҷаннат гузар!

Дарси эҳё аз Масеҳо лаъли ҷонбахшат барад,
Пардаи хуршедро анвори рухсорат дарад,
Гар Зулайхо ҳусни ту бинад, зи Юсуф бигзарад,

[1] Тунг – зарф.
[2] Ҷаввола – мавҷзан, печон.

Кӯҳкан бо ёди лаълат ҷони ширин биспарад,
З-он ки бошад лаъли Ширини ту ширин аз шакар!
Ман аз он рӯзе, ки бо қайди ҷунун побастатам,
Аз майи ҷоми муҳаббат то қиёмат мастатам,
Ҳамчу моҳӣ дар муҳити ғам ба қайди шастатам,
Ҳар чӣ мехоҳӣ, ҳамон кун, бандаам, дар дастатам,
Хешро таслим кардам бо ту аз по то ба сар!

Арғавонзори ҷамолат гар даме шӯхӣ кунад,
Шоҳиди гул аз хиҷолат ҷомаро бар тан дарад,
Мардуми чашмат ба тири ғамза оҳу мезанад,
Назми Туғрал бас бувад бо даъвии ҳуснат санад,
Баски хубонро ҳамеорад ба хубӣ дар назар.

То сияҳ шуд лола аз дуди чароғи ғам дилаш,
Аз ситамҳои ту охир шуд ба саҳро манзилаш,
Кардӣ бо теғи ҷафо, эй бемурувват, бисмилаш,
Ҳар кӣ дилро дар ҳавоят дод, ин шуд ҳосилаш,
Кард аз дасти ту андар гӯшаи узлат мақар.

## МУХАММАС БАР ҒАЗАЛИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Чанд теғи зулмро аз куштанам хунин кунӣ,
Дам барои қатлам оию даме тамкин кунӣ,
Аз чӣ мурғи дил ба доми турраи мушкин кунӣ,
То кай, эй дилбар, дилам бе мӯҷибе ғамгин кунӣ?
Гиряҳои талхи ман бинию лаб ширин кунӣ?!

Хок шуд ин қолаби афсурда дар роҳи талаб,
Коми ҷон ҳосил нашуд бо ман зи лутфат ҷуз ғазаб,
Гоҳ хурсандӣ зи ман, гоҳе биранҷӣ бесабаб!
Гуфтаӣ: «Ҷонат ба коми дил расонам ё ба лаб?»

Он нахоҳӣ кард, донам ҳаргиз, аммо ин кунӣ!

Дар ҳарими ҳурмати васлат касе восил нашуд,
То чу булбул ишқи ӯ з-оҳу фиғон комил нашуд,
Оразаш чун каҳрабо то бо хазон шомил нашуд,
Аз гули рӯи туам ранге ҷуз ин ҳосил нашуд,
К-аз сиришки арғавонӣ чеҳраам рангин кунӣ.

Дам ба дам девонагӣ аз ишқат афзояд маро,
Нохуни тадбир ҳаргиз уқда накшояд маро!
Хотами дасти Сулаймон гар ба даст ояд маро,
Сар ба тоҷи салтанат дигар фурӯ н-ояд маро,
Гар ҳама умр илтифоте бо мани мискин кунӣ!

Ошиқонро зиндагӣ дур аз ту мебошад муҳол,
Аз сари кӯят бурун рафтан маро набвад хаёл,
Дар ҷавоби Туғрал омад мужда ҳангоми суол.
Ҷаннатулфирдавс бинмоянд дар хобат, Камол,
Гар шабе хоки дари он моҳро болин кунӣ!

## МУХАММАС БАР ҒАЗАЛИ БЕДИЛ

Чини абрӯ хун чаконад мадди эҳсони туро,
Оби ҳайвон ҷон фишонад лаъли марҷони туро,
Хизр бар Кавсар нишонад хатти райҳони туро,
Шарми ҳусн ойина донад рӯи тобони туро,
Чашми исмат сурма хонад гарди домони туро.

Толиби васли ту шуд дарси хамӯши эътибор,
Дар ҳаримат нест раҳ аз нолаҳои зор-зор,
Дидаи ойина бар рӯи ту бошад интизор,
Сурма аз хоки шаҳидон гар намегирад ғубор,
Кист, то фаҳмад забони бенавоёни туро?!

Тори қонуни муҳаббат он қадар бесоз нест,
Ҳеч оҳанге дар ин маҳфил беҳ аз овоз нест,
Лек ғайр аз хомушӣ кас маҳрами ин роз нест.
Дар тамошоят ҳамин мижгон таҳайюрсоз нест,
Ҳар буни мӯ чашми қурбонист ҳайрони туро.

Тойири ишқам чу шабнам ошён дар авҷ кард,
Дар ҳавои ишқи ту аз нестӣ сад фавҷ кард,
Чун алиф нарди хаёлат бохт, тарки завҷ кард,
Метавонад диққатам фарқи шикаст аз мавҷ кард,
Баски нашносам зи ранги хеш паймони туро.

Бо хаёли чашми мастат ҳар кӣ саҳбо мезанад,
Чун Сикандар пои худ бар фарқи Доро мезанад,
Бе ту минои тараб бар санги хоро мезанад,
Нашъаи умри Хизир ҷӯши дуболо мезанад,
Гар асо гирад баландиҳои мижгони туро!

Дар дабистони ҷунун шавқи туам будӣ адиб,
Набзи бемори туро ҳаргиз намедонад табиб,
Сурхрӯӣ аз азал шуд чун шафақ моро насиб,
Гулшан аз авроқи гул умрест пеши андалеб
Мекушояд дафтари хуни шаҳидони туро!

Гар бувад гул пеши булбул, боғ бишморад қафас,
Бе рухи Лайлӣ намояд гул ба Маҷнун хору хас,
Нест ҷуз печу хами зулфи ту моро додрас,
Дар гирифторӣ бувад осоиши ушшоқ бас,
Ошён аз ҳалқаи дом аст мурғони туро!

Шуҳра бо зулми ту ҳамчун адл бо Нӯширвон,
Кам накардӣ зулмро, бисёр кардем имтиҳон,
Эй хаёли чашми мастат соғари пиру ҷавон,
Ғайри ҷурми ишқ дар озори мо, озодагон,

Ҳила бисёр аст хӯи нопушаймони туро.

Бар сарам бахти сияҳ имрӯз кам аз тоҷ нест,
Оби ин сарчашмаро ҷӯши ғами амвоҷ нест,
Ҷуғзи девори муҳаббат ҳамдами дурроҷ[1] нест,
Пайкари Маҷнун ба ташрифи дигар муҳтоҷ нест,
Кисвати хоро ҳамон зебост урёни туро!

Туғрало, фикрат кабоб аз милҳи маънӣ мепазад,
Мустамеъ то ҳашр аз лафзи ту шаккар мемазад,
Ҳар кӣ ашъори ту дид, ангушти ҳайрат мегазад,
Бедил, аз рангинхаёлиҳои фикрат месазад
Ҷадвали ранги баҳор авроқи девони туро!

## МУХАММАС БАР ҒАЗАЛИ НОЗИМ

Қумоши ноларо бо ноқаи тамкин даро кардам,
Фиғонро соябони маҳмили роҳи садо кардам,
Ба оҳанги ҷарас фарёди «Ушшоқ» аз наво кардам,
Хамӯширо забон додам, адабро беибо кардам,
Ба ҷонон, ҳар чӣ бодо, бод, арзи муддао кардам!

На аз тавфи ҳарам гаштам ба хоки кӯи ӯ восил,
На аз майхона равшан шуд ҷафои ишқи ӯ дар дил,
На аз ҳақ раҳ тавон бурдан ба сӯи ӯ, на аз ботил,
На аз куфру на аз ислом шуд мақсуди ман ҳосил,
Ғалат кардам, ки дайру Каъбаро тамҳиди[2] по кардам.

Аз он рӯзе, ки Шабдизи саодат зери борам буд,
Чу Иброҳими Адҳам шеваи тақво шиорам буд,

[1] Дурроҷ – парандае аз ҷинси кабк.
[2] Тамҳид – ҳамвор кардан.

Ҳамеша субҳаи саддонаи зоҳид шуморам буд,
Каманди ҷазбаи тавфиқ имшаб дар канорам буд,
Ғазола дар назар бисёр шӯх омад, хато кардам.

Гуландоме, ки дар боғи латофат базм орояд,
Зиёи офтоб аз чоки ҷайби хеш бинмояд,
Ба ҷуз ман ин муамморо каси дигар набикшояд,
Зи ангуштам шамими ғунчаи фирдавс меояд,
Намедонам, саҳар банд аз гиребони кӣ во кардам!

Манам имрӯз нахле аз риёзи боғи райёзӣ,
Агар хушкам вагар сабзам, ба ҳукми ӯстам розӣ,
Ба ҳоли хеш хурсандам ман аз мустақбалу мозӣ,
Зи абри файзи найсонам гули шодоби файёзӣ,
Майи ноб аз қадаҳ нӯшидаму хумро дуъо кардам.

Давоти килки қудрат аз маъосӣ дуда мехоҳад,
Асоси ҳашматаш кай хотири осуда мехоҳад?!
Зи буди хештан бигзар, ки ӯ нобуда мехоҳад,
Муҳити раҳмати ӯ домани олуда мехоҳад,
Гуноҳеро, ки аз дастам намеояд, қазо кардам!

Ба қонуни муҳаббат аз заифӣ мӯр гардидам,
Ба ойини ҷунун маҷнунсифат бо гӯр гардидам,
Ба роҳи ишқбозӣ рафтам, аз худ дур гардидам,
Ба мизроби фано чун косаи танбӯр гардидам,
Ба ранги зарди ушшоқона оҳанги садо кардам!

Димоғи ғунча кай тоби дами боди сабо дорад?!
Садаф, то нашканӣ, ҳаргиз гуҳар берун намеорад!
Танаш, тарсам, ки таҳрики насими субҳ озорад,
Лабаш, к-аз нозукӣ бори табассум барнамеорад,
Ба хун ғалтидам имрӯзаш, ба дашном ошно кардам!

Ҳаданги сайди маъниро туӣ ҳамчун камон, Нозим,
Риёзи мӯшикофиро туӣ сарви чамон, Нозим,

Мухаммас кард назмат Туғрали ширинзабон, Нозим,
Чӣ роҳат дар ҷаҳон дидам мани бехонумон, Нозим?!
Дами обе агар чун абр хӯрдам, гиряҳо кардам!

## МУХАММАС БАР ҒАЗАЛИ ШАМСИДДИНИ ШОҲИН

Ҷаъди туррааш дидам, хотирам парешон шуд,
Ёди оразаш кардам, кулбаам гулистон шуд,
Дарси меҳнаташ хондам, мушкилотам осон шуд,
Маҳви ҷилвааш гаштам, то рухаш намоён шуд,
Рафтам он қадар аз худ, к-ойина басомон шуд.

Ноқаи сиришки ман баста дар раҳаш маҳмил,
Аз сипеҳри чашмонам дам ба дам шавад нозил,
Беибо ба пои ӯ мефитад аз ин ғофил,
Гиряе намесозад манъи инбисоти дил,
Ғунчаро куҷо шабнам тугмаи гиребон шуд?!

Бар сарам зи ҳиҷронаш шӯриши қиёмат рафт,
Аз ҳавои ишқи ӯ беҳадам маломат рафт,
Ҳосили умеди ман ҷумла дар ғаромат рафт,
Андак-андак ин уммед дар паи надомат рафт,
Пушти дасти мо кам-кам назри захми дандон шуд.

Гирудори сад Мӯсо аз таҷаллии Тур аст,
Шавкати сулаймонӣ дар тараҳҳуми мӯр аст,
Субҳи матлаби ошиқ баъди шоми дайҷур[1] аст,
Реша то давонад ток, ҷилвагоҳи ангур аст,
Кӯшише ба арз омад, обила намоён шуд.

Киштии умедамро з-ашк нохудо кардам,
Дар муҳити андӯҳаш беибо раҳо кардам,

---

[1] Дайҷур – торик, тира.

Бо хаёли савдояш умри худ адо кардам,
Дар ҳавои васли ӯ дӯш гиряҳо кардам,
Қатра-қатра ашки ман дона-дона марҷон шуд.

Лашкари аламҳояш карда дар дилам манзил,
Аз натиҷаи ишқаш ҷуз ситам нашуд ҳосил,
Мурдам аз ғами ҳаҷраш, то шудам ба ӯ восил,
Бе тараддуди асбоб ҳал намешавад мушкил,
К-аз кашокаши нохун кори уқда осон шуд.

Бӯалӣ бувад пешам дар сулуки маҷнунӣ,
Донишам кунад акнун аз Арасту афзунӣ,
Синаи Балиносаш[1] Туғралам кунад хунӣ,
Гашт ҳосили Шоҳин шавкати фалотунӣ,
Баъд аз ин ба Хатлон ҳам гирудори Юнон шуд!

## МУХАММАС БАР ҒАЗАЛИ ГУЛШАНИИ БУХОРОӢ

Ба имон оварад куфри сари зулфи ту имонро,
Тасалсулҳо ба даври моҳи рӯят аҳли давронро,
Ба қимат бишканад марҷони гуфтори ту марҷонро,
Ба оташ афканад лаъли лабат лаъли Бадахшонро,
Қади сарви ту биншонад зи по сарви гулистонро.

Ба иқлими малоҳат то шудӣ якто ба яктоӣ,
Рабудам гӯи ишқатро ман аз танҳо ба танҳоӣ,
Бувад ҷоям сари кӯят, наям азбаски ҳарҷоӣ,
Маро савдои зулфайни ту охир кард савдоӣ,
Парешонхотирам, то дидаам зулфи парешонро.

Танам камтар зи хоки роҳ дар роҳи ту мегардад,

[1] Балинос – ҳакиме аз надимони Искандар.

Сабо беҷо, вале бо давлату ҷоҳи ту мегардад,
Аз он ҳамроҳи доғам, соя ҳамроҳи ту мегардад,
Маҳи афлок ҳар шаб аз рухи моҳи ту мегардад,
Ба таб афканда хуршеди рухат хуршеди тобонро.
Бичинад шохи насрин хӯша аз гесӯи пурчинат,
Шафақ беранг гардад аз ҳинои дасти рангинат,
Зи Ширин бигзарад Фарҳод, бинад лаъли ширинат,
Шавад мушки Хито ночиз пеши зулфи мушкинат,
Кунад хомӯш шамъи оразат шамъи шабистонро.

Бувад пеши забонат Туғрали ширинзабон алкан[1],
Шикан хубони оламро кулоҳи дилбарӣ бишкан,
Ба ман омад ба мизони муҳаббат аз ғамат бо ман,
На танҳо Гулшанӣ аз ҳаҷрат, эй гул, доғ дар гулшан,
Ба ранги лола аз ишқи ту дидам лоларӯёнро!

## МУХАММАС

Ҳалқаи зуннор шуд то зулфи анбарсои ту,
Хуни мардум рехт яксар наргиси шаҳлои ту,
Сарву тӯбо шуд хиҷил аз он қади болои ту,
Эй ки Юсуфро ба бозор оварад савдои ту,
Муъҷизи Исо намояд лаъли ҷонафзои ту!

Баски будам дар ғамат ошуфта ҳамчун ёсуман,
Аз фироқат шуълабардӯшам чу шамъи анҷуман,
Ғунчаи лаъли лабатро ошноӣ дар сухан
Нест, эй бадхӯ, тағофул чанд бошад роҳзан?!
Лутф набвад, гар ғазаб созӣ, навозишҳои ту!

[1] Алкан – сактазабон; забони лакнатдор.

Як сухан аз лаъли хомӯши ту дорам орзу,
Ҷуз майи васлат маро набвад ба олам ҷустуҷӯ,
Акси рухсори ту дар ойинаи дил рӯбарӯ,
Ҳамчу тӯтӣ бо рухат пайваста дорам гуфтугӯ,
Ганҷсон вайронаи дил манзилу маъвои ту!
Бо кадомин гуфтугӯ васфи туро созам баён?!
Аз забони зарра н-ояд мадҳи хуршеди ҷаҳон!
Баски мумтозӣ зи хубон ҳамчу маҳ аз ахтарон,
Лабшакар, дандонгуҳар, гулпираҳан, абрӯкамон,
Мулки хубӣ тай намудам, нест як ҳамтои ту!

Ҷон зи тан ояд бурун, н-ояд зи дил ишқат бурун,
То ба кай созӣ ҷафо? Бар ҳоли зорам раҳм кун!
Тоқату сабру қарорам рафтаву ҳолам забун,
Месазад, гирад зи ман Маҷнун таълими ҷунун,
Тӯтиёи чашм созам хоки кафши пои ту!

Эй ки дар гулзори хубӣ чун ту гулро кас надид,
Аз чаманзори ҷамолат ғунчаеро кас начид,
Қоматат аз ҷӯйбори ноз сар боло кашид,
Сабзаи лаъли лабат то дар лаби Кавсар дамид,
Мечарад оҳуи ишқи ман чу дар саҳрои ту.

Нол гашта ин тани маҳҷури бесабрушикеб,
Кош, аз шамъи ҷамолат кулбаам ёбад насиб,
Нахли ин гулшан самар овард аз номат чу себ,
Камтарин аз хокбӯсони сари кӯят Нақиб,
Ҷуръаи роҳат нашуд дар комам аз саҳбои ту!

# МУСАДДАСОТ

## МУСАДДАС

Маҳро чӣ муносибат ба рӯят!
Гулро чӣ масал ба рангу бӯят?!
Оташ нашавад ҳарифи хӯят,
Фирдавс намунае зи кӯят,
Бинад ба чаман қади накӯят,
Сулсул биравад зи боғ сӯят!

Ё Раб, чӣ бало, ту нозанинӣ,
Меҳри фалаку маҳи заминӣ,
Сар то ба қадам ту ангубинӣ,
Ангуштари ҳуснро нигинӣ!
Ойина фитад агар ба рӯят,
Ҳайрон шавад аз рухи накӯят!

Рухсори ту таъна карда бо гул,
Чоҳи зақанат ба чоҳи Бобул,
Зулфи сияҳат ба ҷаъди сунбул,
Тарзи нигаҳат ба нашъаи мул!
Гул ҷома дарад зи шавқи рӯят,
Анбар шиканад зи қадри мӯят!

Заҳри ғами ишқи ту чашидам,
Роҳат сари мӯ зи ту надидам,
Бори аламат басе кашидам,
То он ки ба ошиқӣ расидам,
Эй он ки манам дар орзӯят,
Рӯзону шабон ба ҷустуҷӯят!

Ғайр аз ғами ту ба сар надорам,
Дар ишқи ту зору беқарорам,
Васфи ту бувад ҳамин шиорам,
Дар гулшани мадҳи ту ҳазорам!
Ҳарчанд на маҳрамам ба кӯят,
Шодам ба ҳадиси гуфтугӯят!

Эй рӯи маҳи ту офтобам,
Печу хами зулфи ту танобам,
Ҳар қатраи шабнамат гулобам,
Дар оташи ишқи ту кабобам!
Фарёд зи дасти хулқу хӯят,
Як ҷуръа надидам аз сабӯят!

Нахлест қадат зи боғи хубӣ,
К-аш таъна занад ба сарву тӯбӣ,
Юсуф ба дарат ба хокрӯбӣ,
Ҷӯёни ту шарқию ҷанубӣ,
Дар ҳар чаманест обрӯят,
Дар ҳар ватанест гуфтугӯят.

Як бор напурсӣ ҳоли Туғрал,
Маҳҷур ту аз висоли Туғрал,
Доим туӣ дар хаёли Туғрал,
Донӣ ту агар камоли Туғрал,
Аз лутфу карам барӣ ба сӯят,
Ҳамдам кунӣ бо сагони кӯят!

## МУСАДДАСИ ТАРҶЕЪБАНД

Ба Қофи ғам на туӣ, қасди эътикоф кунам,
Саҷанҷали[1] дилам аз занги ғайр соф кунам,
Агарчи Юсуф аст, инкори эътироф кунам,
На ҳамчу булҳавасон даъвии газоф кунам,

[1] Саҷанҷал – ойина.

Биё, ки гирди сарат гардаму тавоф кунам,
Ҳар он чи кардаӣ дар ҳаққи ман, муъоф кунам!

Чӣ гуфтамат, ки чу тир аз камони ман ҷастӣ?!
Чӣ кардамат, ки диламро зи хори ғам хастӣ?!
Чӣ дидиям, ки рамидию аз барам растӣ?!
Чӣ шуд, ки соғари паймону аҳд бишкастӣ?!
Биё, ки гирди сарат гардаму тавоф кунам,
Ҳар он чи кардаӣ дар ҳаққи ман, муъоф кунам!

Нагуфтӣ он, ки туро дилбари вафодорам,
Ҳама гузораму лекин туро набигзорам,
Ҳамеша бо ту анису ҷалису ғамхорам,
Ба теғи ҳаҷр намудӣ кунун дилафгорам,
Биё, ки гирди сарат гардаму тавоф кунам,
Ҳар он чи кардаӣ дар ҳаққи ман, муъоф кунам!

Хуш он замон, ки ту будию ман, набуд касе,
Ба боғи васли ту маҳрам набуд хору хасе,
Ба хоҳиши дили маҷрӯҳи хеш мултамасе
Ҳаменамудаму мабзул[1] буд ҳар нафасе,
Биё, ки гирди сарат гардаму тавоф кунам,
Ҳар он чи кардаӣ дар ҳаққи ман, муъоф кунам!

Паривашо, ту маро роҳати равон будӣ,
Ба сони шакли алиф андаруни ҷон будӣ,
Чу сурати парӣ аз чашми бад ниҳон будӣ,
Ба ман зи ҳуққаи лаълат гуҳарфишон будӣ.
Биё, ки гирди сарат гардаму тавоф кунам,
Ҳар он чи кардаӣ дар ҳаққи ман, муъоф кунам!

Куҷо шуд он ҳама паймону аҳду савгандат?!
Чӣ шуд ҳаловати лаъли лаби шакархандат?!
Бигӯй, баҳри чӣ аз ман буридӣ пайвандат?!
Марав, марав, ки ба ҷон ҳастам орзумандат!

---

[1] Мабзул – бахшидашуда.

Биё, ки гирди сарат гардаму тавоф кунам,
Ҳар он чи кардаӣ дар ҳаққи ман, муъоф кунам!

Чу офтоб ту аз соям намудӣ ор,
Зи ман буридию гардидӣ ҳамдами ағёр,
Напурсӣ ҳоли дили хастаи маро як бор,
Дар интизори қудумат ду дидаам шуд чор!
Биё, ки гирди сарат гардаму тавоф кунам,
Ҳар он чи кардаӣ дар ҳаққи ман, муъоф кунам!

Намерасӣ зи чӣ рӯ сӯи Туғрали маҳзун?!
Чу ғунча аз ғами ишқи ту гаштаам дилхун!
Ту он маҳӣ, ки ба хубӣ зи Лайлиӣ афзун,
Манам, ки гаштаам имрӯз шуҳра бо Маҷнун!
Биё, ки гирди сарат гардаму тавоф кунам,
Ҳар он чи кардаӣ дар ҳаққи ман, муъоф кунам!

## ТАРҶЕБАНД ДАР МУНОҶОТ

Эй на азал гашта туро ибтидо
В-эй на абад зоти туро мунтаҳо!
Эй барӣ аз хонаву фарзанду ҷо,
Будию ҳастӣ, напазирӣ фано.
Нест касе воқифи асрори ту,
Ҷуз ту надонад дигаре кори ту.

Эй карамат шомили ҳоли ҳама,
Аз ту бувад нақсу камоли ҳама.
Медиҳӣ аз ғайр суоли ҳама,
Рӯзии ҳар рӯзу наволи[1] ҳама.
Вақти карам литфи ту яксон бувад,
Гар ҳама тарсову мусалмон бувад.

[1] Навол – насиб.

Нест ба ғайр аз дари ту ҳеч ҷо,
То ки барам бар дари ӯ илтиҷо.
Бо кӣ кунам даъвии ин моҷаро?
К-аш зи адам халқ намудӣ маро
Бо кӣ паноҳам, ки паноҳам туӣ,
Муштарии бори гуноҳам туӣ

Аз ту бувад қуббаи ин нуҳ фалак,
Бо ту бувад зикри давоми малак.
Он чи ки бошад зи само то самак,
Ҷумла гувоҳанд туро як ба як.
Шоҳиду исботи вуҷуди туанд,
Муътарифи буд зи буди туанд.

Холиқи ашё набувад ҷуз ту кас,
Нест ба ғайр аз ту касе дастрас.
Он чи аён аст зи боли магас,
Маърифати зоту сифоти ту бас.
Нест чу ҳоҷат ба гувоҳи дигар,
Сӯи туаш ҳодии роҳи дигар.

Орази шаб кардӣ чу рӯям сиёҳ,
Равшании рӯз бад-ин дастгоҳ.
Қисмати мушрик шуда аз меҳру моҳ,
Зулмату зав[1] ҳар ду ба зотат гувоҳ.
Эй шабу рӯз аз ту сиёҳу сафед
В-эй ҳамаро аз ту раҷову умед!

Оҳ аз он рӯз, ки будам адам,
Фориғу осуда зи андӯҳу ғам.
Баҳри вуҷудам ту кашидӣ қалам,
Эй ду ҷаҳон аз қаламат як рақам.
Кист, ки гӯяд ба ту чуну чаро?
Чуну чаро нест дар ин моҷаро.

[1] Зав – равшанӣ.

Такя ба алтофи ту дорем мо,
Ҷуз карамат нест дигар муттако.
Ҳодии худ худ шаву роҳе намо,
Кас набувад сӯи ту дигар ҳудо[1].
Ҳар кӣ дар андешаи кори худ аст,
Ҷуз ту ҳама ҳомили бори худ аст.

Эй ки манам оҷизу маҳзуну зор
В-эй ки туйӣ ҳокими рӯзи шумор.
Номаи ман деҳ зи ямин, н-аз ясор,
То нашавам рӯзи ҷазо шармсор.
Охири кори ҳама охир туӣ.
Аввалу охир туйӣ, охир туӣ.

Кардӣ якеро ба ҷаҳон арҷманд,
В-он дигаре бекасу ҳам мустаманд.
Аз ту бувад ин ҳама пасту баланд,
Тобеи фармону ризои туанд.
Нест дигар чора ба ғайр аз ризо,
Ғайри ризо чора надорад қазо.

Туғраламу осию ҳам рӯсиёҳ,
Кор зи дастам шуда, ҳолам табоҳ.
Раҳм намо бо мани ғарқи гуноҳ,
Кист ба ғайр аз ту дар ин боргоҳ
Додраси ҳоли забуни ҳама,
Воқифи асрори даруни ҳама?

## МУСАДДАСИ ТАРҶЕЪБАНД

Аз рухат ойина то лаззати дидор гирифт
В-аз нигоҳи дигарон ҷониби худ ор гирифт,
Хоки раҳ аз қадамат рутбаи гулзор гирифт,
Аз ту гулҳои чаман зинати дастор гирифт.

[1] Ҳудо – раҳнамунӣ, ҳидоят.

Ман чӣ гуфтам, ки дили нозукат озор гирифт,
Хотират аз мани бечора ба якбор гирифт?!

То нишастам ба раҳат баҳри таманнои висол,
Дида вақфи ту намудам шабу рӯзу маҳу сол,
Бе ҷамоли ту маро зиндагии даҳр муҳол,
Аз мани дилшуда як бор напурсидӣ ҳол!
Ман чӣ гуфтам, ки дили нозукат озор гирифт,
Хотират аз мани бечора ба якбор гирифт?!

Чанд нолам зи гули рӯи ту чун булбули зор,
Ҳамчу парвона занам болу пари хеш ба нор?
Бурда савдои ту яксар зи дилам сабру қарор,
Ранги рухсори маро бину ба ҳолам раҳм ор!
Ман чӣ гуфтам, ки дили нозукат озор гирифт,
Хотират аз мани бечора ба якбор гирифт?!

Килки тақдир, ки тасвири ту мекард рақам,
Дар азал бо хати ӯ ман ба ту будам тавъам,
Доштам бар сари худ ишқи ту дар мулки адам,
Аз чӣ бисёр ба мо созӣ навозишҳо кам?!
Ман чӣ гуфтам, ки дили нозукат озор гирифт,
Хотират аз мани бечора ба якбор гирифт?!

Гиряам аз ғами ҳаҷрат ба ҷаҳон тӯфон кард,
Шабнами ашк аз он ҷо ба сари мижгон кард,
Ҷӯши ин сели бало қасри дилам вайрон кард,
Оқибат доғи ту бо хок маро яксон кард!
Ман чӣ гуфтам, ки дили нозукат озор гирифт,
Хотират аз мани бечора ба якбор гирифт?!

Ҷайби номуси маро субҳсифат чок задӣ,
Аз нигаҳ тири ғазаб бар дили ғамнок задӣ,
Ноз гуфтӣ, ба дилам ханҷари бебок задӣ,
Бурдӣ дар авҷу миёни ҳама бар хок задӣ!
Ман чӣ гуфтам, ки дили нозукат озор гирифт,
Хотират аз мани бечора ба якбор гирифт?!

Туғрали зораму умрест ҳаводори туам,
Ҳамчу Мансури аналҳақ ба сари дори туам,
Рӯзу шаб аз дилу ҷон толиби дидори туам,
Гар парешонаму ошуфта, вале ёри туам!
Ман чӣ гуфтам, ки дили нозукат озор гирифт,
Хотират аз мани бечора ба якбор гирифт?!

## МУСАДДАС БАР ФАРДИ ГУЛШАНИИ БУХОРОӢ

Гулшани даҳр, ки набвад гули айшаш ҷовид,
Ҳеч дар ғунчаи ӯ бӯи вафо кас нашамид,
Субҳи осоиши ӯ матлаи андӯҳ дамид,
Саҳар аз боди сабо сарсари[1] бедод вазид.
Рӯзи ид асту ҳама шоду фараҳманд ба ид,
Ман ба ғам ҳамдаму сад марҳала аз ид баъид[2].

Борҳо дар дили ман буд таманнои писар,
Лутф созад ба мани хаста Худованд агар;
Омад охир зи карам нахли муродам ба самар,
Монд ҳасрат ба дилу кард аз ин дор сафар.
Рӯзи ид асту ҳама шоду фараҳманд ба ид,
Ман ба ғам ҳамдаму сад марҳала аз ид баъид.

Шеваи ибни Халил сохта худ қурбон кард,
Нақди ҷон сохт гарав, рӯ ба суи ҷонон кард,
Ашки ҳасрат зи ғамаш бар рухи мо тӯфон кард,
Гулшаниро зи ғамаш булбули хушалҳон кард.
Рӯзи ид асту ҳама шоду фараҳманд ба ид,
Ман ба ғам ҳамдаму сад марҳала аз ид баъид.

---

[1] Сарсар – боди тунд.
[2] Баъид – дур, дастнорас.

Мавсими айшу нишот асту фараҳ, шод ҳама,
Яксар аз кулфату андӯҳу ғам озод ҳама,
Раста аз ҷабру ситам, ғуссаву бедод ҳама,
Канда кӯҳи аламу дод чу Фарҳод ҳама!
Рӯзи ид асту ҳама шоду фараҳманд ба ид,
Ман ба ғам ҳамдаму сад марҳала аз ид баъид!

Ёд бод он, ки зи минои тараб, соғари май
Ҳамчу Хайём бинӯшидам аз он пай дар пай,
Буд дар маҳфили мо чангу рубобу дафу най,
Кай задам такя ба Ковуси Каю Ҳотами Тай?!
Рӯзи ид асту ҳама шоду фараҳманд ба ид,
Ман ба ғам ҳамдаму сад марҳала аз ид баъид.

Дӯш афтод маро ҷониби майхона гузар,
Хостам аз кафи соқӣ биситонам соғар,
Дод овоз маро ҳотифи айёми қадар,
Ки на вақти тараб аст, гулшани ту монд зи бар!
Рӯзи ид асту ҳама шоду фараҳманд ба ид,
Ман ба ғам ҳамдаму сад марҳала аз ид баъид!

То шудам дур зи Шоҳини маонӣ, Туғрал,
Рехт дар ҷоми нишотам бадали май ҳанзал[1],
Лутфию Осиму Саҳбо зи ҳама бод афзал,
Назми ҳар як бидиҳад накҳати уду анбар!
Рӯзи ид асту ҳама шоду фараҳманд ба ид,
Ман ба ғам ҳамдаму сад марҳала аз ид баъид!

[1] Ҳанзал – гиёҳе талх.

# МУСАММАН

На ин савдо ба сар аз нашъаи афюну банг омад,
Куҷо ин нола аз най, кай чунин мутриб ба чанг омад?!
Зи ҳаҷраш бар танам нохуни захми ом ланг омад,
Аҷаб дорам, ки он нозофарин аз ман ба нанг омад,
Маро аз фурқати ҷонон ба ҷонам сад ханг омад,
Наёмад сӯи ман ҳаргиз, агар омад, ба ҷанг омад,
Зи баҳри куштанам он шӯх бо тиру туфанг омад,
Дили маҷрӯҳи маҳзунам аз ин савдо ба танг омад.

Ҷароҳатҳо ба дил дорам ман аз мижгони хунхораш,
Табибо, марҳам аз васлаш бинеҳ, дигар маёзораш,
Ҳаёти мурдаи садсола бахшад лаъли дурбораш,
Ба дарде ман гирифторам, ки ғайри фикри дидораш,
Ҳавои он ду зулфи анбарину чашми хуммораш,
Ишоратҳои абрӯю назокатҳои гуфтораш,
Табассумҳои лаъли майпарасту холи рухсораш,
Ба шаҳри ҳусн ҳиндузода аз мулки Фаранг омад!

Ду зулфаш сарнигун морест, ман бемори гесӯяш,
Саросар чеҳраи ӯ нору ман дар нор бе рӯяш,
Диҳад таълими сеҳри Сомирӣ чашмони ҷодуяш,
Гирифтор аст мурғи дил ба доми ҳалқаи мӯяш,
Чу булбул нола месозам ба ёди он гули рӯяш,
Агарчанде набошад бар шино аз шаш ҷиҳат ҷӯяш,
Биҳамдиллаҳ, ки бахти ман ба зулфи ёр ранг омад!

Либоси ишқ аз ошуфтагӣ ҳар кас ба бар дорад,
Куҷо бо тоҷу тахту афсари Доро назар дорад?!

Ба Маҷнун ҳамдаму аз оқилу доно ҳазар дорад,
Рафиқи ман бувад ҳар кас, ки ин савдо ба сар дорад,
Ғуломи хубрӯён гашта, аз олам гузар дорад,
Давомулвақт[1] тақвои ҷамолаш дар назар дорад,
Саводи зулмати шомам дами файзи саҳар дорад,
Агар домони васли он маҳи тобон ба чанг омад.

Дили ман сарбасар дар оташи ишқаш кабоби ӯ,
Зи мастӣ қасди хунам дошт чашми нимхоби ӯ,
Манам чун мехи хайма баста бар гардан таноби ӯ,
Сияҳчашме, ки мегардам мани Маҷнун хароби ӯ,
Ба худ пайваста мепечам чу зулфи тоб-тоби ӯ,
Ғазабнок аст бо ман он қадар нозу итоби ӯ,
Намегардад насиби мо, сияҳбахтон шароби ӯ,
Надонам, қисмати рӯзи азал бо ман чӣ ранг омад?!

Итоболуда, масти бода, бо рухсораи гулгун,
Ба сарвақти ҳаётам омад он бо қомати мавзун,
Ғазабнокона гуфто: «Ҳарзагардӣ чист чун гардун?!»
Вафо кам-кам, ҷафо бисёр дар ҳаққи мани маҷнун,
Тараҳҳум кун, такаллум беш, беш аз ҳар адад афзун,
Варо будӣ чунин ҳолат, маро бошад аз ин мазмун:
Қади нуну дили доғу рухи зарду сиришки хун,
Ба майдони ситамгорӣ аҷоиб шӯхшанг омад!

Даҳони ғунчааш бо сад забон, аммо хамӯшида,
Зи пистони иноят дар туфулият надӯшида,
Сафиосо ҳазор ошиқ ба як гандум фурӯшида,
Лаби лаълаш зи ҷоми дилнавозӣ май нанӯшида,
Ба таҳсили улуми ошноӣ ӯ накӯшида,
Либоси меҳру шафқатро ба умри худ напӯшида,
Шароби марҳамат дар зарфи ҷисми ӯ наҷӯшида,
Ба қадди ҳамчу сарваш ин қабои ноз танг омад!

---

[1] Давомулвақт – ҳамавақт, ҳамеша.

Ба гулшан мунфаъил шуд тӯбӣ аз он қадди болояш,
Дарида пираҳан гулҳо ҳама аз рӯи зебояш,
Зи хубони ҷаҳон ҳаргиз набошад ҳеч ҳамтояш,
Ҷигархун гашта оҳу аз нигоҳи чашми шаҳлояш,
Сияҳ шуд мушки Чин аз накҳати зулфи сумансояш,
Хиҷил гардид қанд аз лаззати лаъли шакархояш,
Агар дурам зи васли ӯ, валекин дар тамошояш
Сафои оразаш дар синаам чун нақши санг омад.

Чу моҳӣ дар муҳити ишқи он дилбар шино кардам,
Тариқи ишқбозиро ба олам ман бино кардам,
Саропо умри худ дар ҷустуҷӯи ӯ адо кардам,
Ибо нокарда дилро бо муҳаббат ошно кардам,
Ғами сангиндилеро дар даруни сина ҷо кардам,
Ғалат кардам, надонистам, аҷаб кори хато кардам,
Ба дарёи висолаш киштии дилро раҳо кардам,
Ғазаб боди мухолиф гашт, дар коми наҳанг омад!

Сабо овард то аз накҳати зулфаш паёми ӯ,
Начида донаи холаш, шудам дар қайди доми ӯ,
Мусамман кард Туғрал ин мухаммасро ба номи ӯ,
Насиби ман нашуд як заррае аз лутфи оми ӯ,
Ба рӯи ман наметобад даме моҳи тамоми ӯ,
Ба ҷои бода заҳри ҳаҷр менӯшам зи ҷоми ӯ,
Сари ҳар сатр ҳарфи дол овардам ба номи ӯ,
Мукаррам исми ҷонон, бин, ки бо ин обуранг омад!

# РУБОИЁТ ВА ДУБАЙТАҲО

Дидам ба ароба ман зани русиро,
Кардам ба қудуми ӯ заминбӯсиро.
Гуфт: «Аз ҳунару фазл чӣ дорӣ?!» Гуфтам:
«Шогирд манам суханвари тӯсиро!»[1]

* * *

Як дили осуда дар ин боғ нест,
Лолае набвад, ки ӯро доғ нест.
Қатли теҳу баски кори туғрал аст,
Сулсулу[2] дурроҷ сайди зоғ нест.

* * *

Муддате шуд, ки ёр нома накард,
Рақами анбариншамома накард.
Ё магар коғазу мидод надошт,
Ё маро лойиқ ӯ ба хома накард?!

* * *

Баҳ-баҳ, ки рабеъу[3] Иди Наврӯз омад,
Наврӯз шуду ба халқ нав рӯз омад.
Тифлони дабистон ҳама гаштанд озод,
Озодии наврӯз зи Наврӯз омад!

[1] Ҳатман ҳазрати Фирдавсӣ дар назар аст.
[2] Сулсул – фохта.
[3] Рабеъ – баҳор.

* * *

Не ҳубби муҳибби дилнишин мемонад,
Не тири адӯи кинагин мемонад.
Инсон ба муқобили асобат[1], аҳсан!
Дунё гузарон аст, ҳамин мемонад!

* * *

Эй дода ба бод умр аз нодонӣ,
Ту қимати умри хеш кай медонӣ?!
Фардо, ки ба зери хок танҳо монӣ,
Гӯйӣ, ки кунам тавба, вале натвонӣ!

* * *

Ҷаҳон торик шуд имрӯз дар чашми ман, эй қумрӣ,
Магар аз сӯзи ман боли ту гардад равшан, эй қумрӣ?
Ба ёди ҷилваи сарви саҳӣ аз чист афғонат?!
Зи оби дида ҷорӣ соз оби гулшан, эй қумрӣ!

[1] Асобат – бархӯрдани чизе ба чизи дигар; ин ҷо ба маънои зӯроварӣ ва зулм.

## МУНДАРИҶА



## ҒАЗАЛИЁТ

## МУСТАЗОДОТ



## ҚАСОИД



## МАСНАВИЁТ

## МУҚАТТАЪОТ



## М У С А М М А Т ОТ

## МУХАММАСОТ



## МУСАДДАСОТ

**Туғрали Аҳрорӣ**

**НАВОЙИ КИБРИЁ**

*Куллиёти ашъор*

Муҳаррири ороиш *Ромиш Шералӣ*
Муҳаррири саҳифабандӣ *Меҳрӣ Саидова*

Ба матбаа 26.12.2014 супорида шуд.
Чопаш 29.12.2014 ба имзо расид. Андоза 60x84 1/16.
Ҷузъи чопӣ 27,5. Адади нашр 1000 нусха.

Муассисаи нашриявии «Адиб»-и
Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон.
734018 ш.Душанбе, кӯчаи Н.Қаробоев 17 а

Дар ҶДММ «Илм» чоп шудааст.